**Академияи илмҳои Ҷумҳурии Тоҷикистон**
**Институти забон ва адабиёти ба номи Рӯдакӣ**

# Абулқосими Лоҳутӣ

# Куллиёт

**иборат аз ҳафт ҷилд**

**ҷилди 1**

**(1899-1925)**

**Нашри дувум бо таҳрир, такмил ва иловаҳо**

**Душанбе «Адиб»**
2010

Таҳияи матн ва муқоисаю тавозеҳоти Х.Отахонова ва Ҷ.Шарифов
Таҳрир, такмил ва иловаҳои Х.Отахонова

Муҳаррири масъул:
Узви вобастаи АИ Ҷумҳурии Тоҷикистон Мирзо Муллоаҳмадов
Муҳаррири нашриёт:

**Абулқосими Лоҳутӣ: - Куллиёт, ҷилди 1, нашри дуввум (шеърҳо) бо таҳрир, такмил ва иловаҳо.**

*Ин китоб матни илмию интиқодии осори яке аз поягузорони назми навини тоҷик Абулқосими Лоҳутиро аз соли 1899 то соли 1925 дар бар мегирад. Таҳиягарон дар натиҷаи омӯхтани ҳамаи сарчашмаҳои мавҷудаи марбут ба устод Лоҳутӣ - дастхатҳои ӯ, сиёҳнавис ва покнависи асарҳо, нусхаҳои мошинкашуда ва китобҳое, ки аз тарафи муаллиф ба нашр ҳозир гардидааст, кӯшиш намудаанд, ки матни аслӣ ва саҳеҳи осори муаллифро ба хонанда дастрас кунанд, ба тавассути муайян намудани таърихи эҷоди ҳар як асар ва марҳилаҳои он ташаккули шахсияти шоирро нишон диҳанд.*

*Китоб баъзе асарҳоеро ҳам дар бар мегирад, ки то ин дам ба хонандаи тоҷик маълум набуданд.*

*Ин китоб ба мутахассисони адабиёт, ба муаллимону донишҷӯёни факултаи филологияи мактабҳои олӣ, миёна, ба ҳамаи дӯстдорони шеъри Абулқосими Лоҳутӣ пешкаш мешавад.*

# Сарсухан

Абулқосими Лоҳутӣ аз адибонест, ки осорашон дар айёми дар қайди ҳаёт будани онҳо ва чи баъди вафоташон гаштаю баргашта нашр шудаанд. Чунонки танқиди адабӣ низ қайд кардааст, дар бисёр маҷмӯаҳои Лоҳутӣ дар матни шеърҳои ӯ фарқҳои гуногун ба назар мерасад. Ин ҳолат кори тарҷумонҳо, мураттибон, муаллимони адабиётро душвор мегардонад, дар кори омӯхтан ва дарк карда, ғояҳои баланди башардӯстона ва санъати мафтункунандаи ин классики бузурги садаи бисти форсизабонон мушкилиҳо пеш меорад. Ягона роҳиислоҳи ин ҳол ба миён овардани нашри илмии осори шоир аст.

Масъалаи нашри илмии осори Лоҳутӣ хеле солҳо пеш аз ин ба миён омада буд. Солҳои шастуми қарни гузашта бо қарори Ҳукумати Тоҷикистон, бо саъй ва кӯшиши ҳамсари устод Лоҳутӣ шоира ва мутарҷим Ситсилия Бону, Иттиҳодияи нависандагони Тоҷикистон ва Институти забон ва адабиёти ба номи Рӯдакӣ **«Куллиёт»**-и шашҷилдаи шоир ба табъ расид[1], ки ҷамъи осори нашршудаи Лоҳутӣ ва зимнан маводи фаровонеро аз бойгонии ӯ дарбар гирифта буд. Вале ин **«Куллиёт»** пеш аз ҳама ба хусусиятҳои нашри оммавӣ мутобиқат карда, ба ҳалли масъалаи мазкур ба андозаи зарурӣ кӯмак расонида наметавонад.

Инак, нашри илмию танқидии осори Абулқосими Лоҳутӣ бо тақозои замон ва ба шарофати пешрафти фарҳангу маърифати мардуми мо ба миён омад, ки ҷилди якуми он ҳанӯз соли 1987 ба табъ расида буд. Ҳангоми таҳияи **«Куллиёт»**-и устод Лоҳутӣ таҷрибаи тӯлонии адабиётшиносон, бавижа матншиносони рус дар кори таҳия ва нашри куллиёти адибони даврони шӯравӣ мавриди омӯзиш ва истифода қарор гирифт.

Вазифаи нашри илмию танқидӣ хурд нест: ба хонандаи мутахассис дастрас кардани матни аслии муаллиф, кашфи коргоҳи эҷодии ӯ, муайян намудани таърихи эҷоди асар ва марҳилаҳои он, ба ин васила нишон додани ташаккули нависанда аст. Аҳамияти чунин нашр боз аз он иборат аст, ки метавонад ҳамчун сарчашмаи мӯътамади нашрҳои оммавӣ хизмат кунад, яъне фақат дар асоси **«Куллиёт»**-и илмӣ нашри оммавии осори ҳар адибро ба вуҷуд овардан матлуб аст.

Дар давраи аввали кор пайдо кардан ва омӯхтани ҳамаи сарчашмаҳои мавҷуда: - дастхати муаллиф, сиёҳнавис ва покнависи матн, нусхаҳои мошиннавис ва китобҳои аз тарафи худи муаллиф ба нашр ҳозиршуда ва монанди инҳо лозим гардид. Омӯхтани сарчашмаҳои чопии матн аз муайян ва ҷамъ намудани нашрҳои аз тарафи муаллиф тайёркардаи ҳар як асар шурӯъ шуд. Осори Лоҳутӣ, китобҳо ва шеъру

---

[1]. А.Лоҳутӣ. Куллиёт, ҷ.1, С., Нашр.Давл.Тоҷикистон, 1960; ҷ.2, 1961; ҷ.3, 1961; ҷ.4 Д., 1962; ҷ.5, 1962; ҷ.6, Д., 1963.

мақолаҳои дар матбуоти ҷорӣ чопшудаи ӯ аз китобхонаҳои шаҳрҳои Душанбе, Тошканд, Боку, Москва, Санкт-Петербург ва инчунин нусхаи асарҳои дар хориҷа нашргардидаи ӯ ба монанди **«Лаолии Лоҳутӣ»** (Истанбул, 1921) гирд оварда шуданд. Дар натиҷаи омӯхтани таърихи эҷоду нашр, таҳқиқи ҳамаи сарчашмаҳои матн яке аз нусхаҳо ҳамчун матни асосӣ интихоб гардид. Лоҳутӣ бисёр шеърҳои худро барои ҳар як нашр аз нав таҳрир кардааст. Матни асосӣ матне ба шумор меравад, ки бори охир аз тарафи муаллиф таҳрир шуда, охирин ҳукми ӯро нисбат ба он асар ифода мекунад. Ҳар як маҷмӯаи нави Лоҳутӣ дар баробари шеърҳои нав, як қисми шеърҳои пешинаашро низ дар бар мегирад. Бинобар ин, барои ҳар як шеър матни асосиро аз маҷмӯаҳои гуногуни шоир ҷустуҷӯ намудан лозим омад.

Дар сарсухани ҷилди якуми **«Куллиёт»**-и шашҷилда (1960) чунин навишта шудааст:–**«Куллиёт» асосан аз рӯйи маҷмӯаҳое, ки дар Иттифоқи Советӣ нашр гардидаанд ва бо қалами муаллиф дар солҳои охир аз нав таҳрир шудаанд, тартиб ёфтааст»** (Куллиёт, ҷ.1, саҳ.5) Тартибдиҳандаи маҷмӯаи шеъру достонҳои Лоҳутӣ, ки дар силсилаи **«Китобхонаи шоир»** дар Ленинград (Санкт-Петербург) ба забони русӣ чоп шудааст, З.Н. Ворожейкина низ навиштааст: – **«Ҳарчанд «Куллиёт» баъд аз вафоти Абулқосими Лоҳутӣ аз чоп баромад, вале кори тайёрии интихоб ва таҳрири шеърҳоро худи шоир анҷом дода буд»**[1]. Пас чаро дар ин нашри илмӣ матни **«Куллиёт»**-и якум ҳамчун матни асосӣ истифода нашуд?

Муқоисаи матнҳои **«Куллиёт»**-и якум бо матни асосӣ нишон дод, ки тартибдиҳандагони он на фақат дар интихоби матн усулҳои ягонаи илмиро риоя накардаанд, балки дар бисёр мавридҳо охирин таҳрири муаллифро ба эътибор нагирифтаанд. Масалан, ғазали **«Акси рӯйи ёр дар ҷоми мудом афтодааст»** (1919) дар **«Девон»**-и соли 1957, ки охирин асари Лоҳутӣ буда, пеш аз вафоташ ба чоп рафтааст, 5 байтро дар бар кардааст ва ҳол он ки дар аксари маҷмӯаҳои дигари шоир аз 9 байт иборат аст. Дар охирин таҳрир бо қалами муаллиф ихтисор шудани ғазал сабабҳо дорад. Тартибдиҳандагони **«Куллиёт» «Девон»**-и соли 1957 нашршударо сарфи назар карда, аз дигар маҷмӯаҳо матни нӯҳбайтаро интихоб намудаанд.

Бо чунин сабабҳо **«Куллиёт»**-и шашҷилда асоси матни **«Куллиёт»**-и илмиро ташкил карда натавонист. **«Куллиёт»**-и шашҷилда фақат барои он асарҳое, ки аввалин бор дар он ба табъ расидаанд, сарчашмаи матни асосӣ ҳисобида шуд, вале дар вақти муқоисаи асарҳо дар баробари маҷмӯаҳое, ки ҳангоми дар қайди ҳаёт будани Лоҳутӣ ба табъ расидаанд, **«Куллиёт»** низ ба эътибор гирифта шуд. Муқоиса нишон дод, ки баъзе асарҳо, аз ҷумла асарҳое, ки дар рӯҳи шахспарастӣ навишта шуда буданд, баъдтар аз тарафи муаллиф таҳрир шудаанд. Дар вақти зарурӣ аз

---

[1]. А. Лахути. Стихотворения и поэмы. - Л; Сов. Писатель, 1981, с. 462.

рӯйи таҳрири муаллиф аз **«Куллиёт»**-и якум ба матни **«Куллиёт»**-и илмӣ ислоҳ дароварда шуд. Ҳамчун сарчашмаи матн баъзе китобҳои дарсӣ *(то соли1930)* ва маҷмӯаҳои дастаҷамъӣ *(то соли 1940)* истифода гардидаанд. Аксари шеърҳои Лоҳутӣ дар зер санаи таълиф доранд, вале санаи баъзеи онҳо дар маҷмӯаҳои гуногуни шоир ба таври гуногун сабт шудааст. Дар кадом асос санаеро интихоб намудани тартибдиҳандагони **«Куллиёт»**-и илмӣ дар тавзеҳот қайд гардидааст. Санаи тахминӣ дар қавс дода шудааст.

Дар маҷмӯаҳои шоир аксари шеърҳои хурд амсоли байту рубоию дубайтиҳо сана надоранд. Таъйини санаи онҳо аз рӯйи **«Куллиёт»**-и якум анҷом гирифт, вале дар айни замон ба қадри имкон санаи ҳар як кадоми онҳо санҷида шуда, нодурустии санаи баъзе рубоиҳо дар тавзеҳот эзоҳ дода шуд.

Дар зери аксари шеърҳои Лоҳутӣ ҷойи таълифи онҳо сабт гардидааст. Шеърҳое, ки дар Туркия эҷод гардидаанд, дар адабиётшиносӣ **«Ашъори истанбулӣ»** ном гирифтаанд, зеро дар зери ҳамаи онҳо Истанбул навишта шудааст. Танҳо дар **«Девон»**-и соли 1938 дар зери ғазали **«Ба роҳи ишқ ҷону дину дилро ҳамсафар бурдам»** ишораи *«Истанбул - Ғозикӯй»* сабт ёфтааст.

Дар **«Лаолӣ»** ҷойи таълифи баъзе шеърҳо ғайр аз Истанбул боз Бекӯғлу, Буюкота, Ғозикӯй, Ускудор мебошанд.[1] Дар шеърҳое, ки аввалин бор дар **«Куллиёт»**-и илмии ӯ дохил шудаанд, ҷойи таълиф айнан зикр гардид: - Буюкота, Бекӯғлу ва ғайра, вале дар шеърҳое, ки аз **«Лаолӣ»** ба дигар маҷмӯаҳои Лоҳутӣ ворид шуда буданд, зимни Истанбул он ҷойи таълиф, ки дар **«Лаолӣ»** зикр ёфтааст, қайд гардид, чунончи, *«Истанбул –Ускудор»*.

Ба **«Куллиёт»**-и илмии соли 1987 (ҷилди1) инчунин дигар ҷилдҳое, ки баъдтар таҳия гардидаанд, бисёр асарҳои Лоҳутӣ: – шеърҳо, мақолаҳо, матни нутқҳо, ҳикояҳо, мактубҳо дохил шуданд, ки пеш аз ин дар маҷмӯаҳои шоир чоп нашуда буданд. Бо вуҷуди ин, мо гуфта наметавонем, ки **«Куллиёт»**-и илмии Лоҳутӣ ҳамаи осори ӯро фаро гирифтааст, ҳарчанд ки ҳангоми таҳияи нашри аввали ҷилди якуми **«Куллиёт»** мо **«Лаолии Лоҳутӣ»**-ро дар даст доштем, бо сабабҳои муайян баъзе шеърҳо аз ин маҷмӯа аз **«Куллиёт»** берун монда буданд. Инчунин он вақт **«Девони Лоҳутӣ»** дар таҳияи донишманди эронӣ Аҳмади Баширӣ дастраси мо набуд.[2] Ин девон дар баробари шеърҳои дар Иттиҳоди Шӯравӣ ба табъ расидаи шоир, шеърҳои дигари овони ҷавонии ӯро дар бар дорад.

Китоби дигаре, ки шеърҳои давраи аввали устод Лоҳутиро бо истифода аз девони таҳия кардаи Аҳмади Баширӣ фаро гирифтааст, **«Гулбонги ҷавонӣ»** ном дошта, мураттибони он Мирзо Муллоаҳмадов ва

---

[1]. Ускудор, Бекӯғлу, Буюкота ва Ғозикӯй аз ноҳияҳои Истанбул ва Туркия мебошанд.
[2]. Абулқосими Лоҳутӣ.. Девон. / Бо кӯшиш ва гирдоварии Аҳмади Баширӣ, - Теҳрон:- 1358.

Зафар Зарифов мебошанд ва он соли 1992 дар Душанбе ба тавассути нашриёти **«Ирфон»** ба табъ расидааст.

Инак, ба нашри дуюми ҷилди якуми **«Куллиёт»**-и устод Лоҳутӣ ин ашъори айёми ҷавониаш, яъне шеърҳои то ба Иттиҳоди Шуравӣ омадан эҷодкардаи ӯ ворид гардиданд. Ин шеърҳо тахминан 124 номгӯйро ташкил медиҳанд. Шарҳу эзоҳе, ки дар поварақи **«Куллиёт»** ба ин шеърҳо дода шудааст, ҳамон шарҳу эзоҳест, ки Аҳмади Баширӣ дар **«Девони Абулқосими Лоҳутӣ»** овардааст. Дар нашри аввали ҷилди якуми **«Куллиёт»** ду пора аз ғазалҳои нахустини устод Лоҳутӣ. оварда шудааст, ки сарчашмаи матни он **«Намунаи адабиёти тоҷик»**-и устод Айнӣ мебошад. Назар ба сухани худи Лоҳутӣ, ки Садриддин Айнӣ овардааст, ин шеърҳоро ӯ дар синни дувоздаҳсолагӣ эҷод кардааст. Бинобар ин, соли таълифи онро мо соли 1899 муқаррар кардем. Шакли пурраи ин ғазалҳоро Аҳмади Баширӣ низ овардааст. Мо шакли комили онҳоро ба нашри дуввум ворид кардем.

Ҳамаи асарҳо аз рӯйи қоидаҳои имлои имрӯза ба чоп ҳозиршуда, дар айни замон, муҳимтарин хусусиятҳои имлои муаллиф нигоҳ дошта шуд. Масалан, калимаҳои **«Париж»** ва **«сотсиализм»** дар баъзе шеърҳо мувофиқи навишти арабӣ ва талаффузи муаллиф, инчунин барои риояи вазн **«Пориж»** ва **«сусиёлизм»** навишта шуд. Дар шеърҳои Лоҳутӣ талаффузи баъзе калимаҳо моил ба забони форсӣ буда, аз талаффузи тоҷикӣ фарқ мекунад. Бинобар ин, дар баъзе мавридҳо айнан нигоҳ доштани имлои муаллиф дар расмулхати имрӯза боиси хароб шудани вазн мегардад. Масалан, дар калимаи **«миҳан»** (шеъри **«Танида ёди ту дар тору пудам...»**) «и» дароз аст, вале дар алифбои кириллӣ мумкин аст, ки кӯтоҳ талаффуз гардида, дар вазн нуқс ояд:

*Танида ёди ту дар тору пудам, миҳан, эй миҳан*
*Бувад лабрез аз ишқат вуҷудам, миҳан, эй миҳан.*

Бинобар ин, аз рӯйи талаффузи тоҷикӣ **«меҳан»** навиштан ба мақсад мувофиқ дониста шуд.

Дар **«Куллиёт»**-и илмӣ асарҳо аз рӯйи жанр ба навъҳо тасниф шуда, дар дохили ҳар як жанр аз рӯйи санаи таълиф ҷо дода шуданд. Фақат ба қисми аввали ҷилди якум, ки осори давраи аввали эҷодиёти Лоҳутӣ, давраи то ба Иттиҳоди Шӯравӣ омадани ӯро дарбар мегирад, ҳам асарҳои назм ва ҳам наср, инчунин байту рубоиҳо ворид гардиданд. Дар дохили ин қисм низ асарҳо аз рӯйи жанрҳо ҷо ба ҷо шуда, тартиби хронологӣ ба таври қатъӣ риоя шуд. Лоҳутӣ дар **«Девон»**-ҳои худ шеърҳои нотамомашро зери сарлавҳаи **«Ғазалҳои нотамом»** дар охир, вале пеш аз байту рубоиҳо ҷой додааст. Ҳаҷми ин ғазалҳо гуногун буда, аз ду то панҷ байтро ташкил медиҳанд, вале мазмунан онҳо як асари мукаммалро мемонанд, бинобар ин, нотамом буданашон чандон равшан ба назар намерасад. Дар **«Куллиёт»-**и якуми шашҷилда ин ғазалҳо ҳам аз

рӯйи санаи таълиф ҷойгир шудаанд. Дар ин **«Куллиёт»** низ ҳамин тартиб риоя шуд. Дар таъйини санаи таълифи онҳо «**Куллиёт»-**и якуми шашҷилда асос гардид. Фақат он шеърҳое, ки нотамом буданашон яқин аст, зери ҳамин сарлавҳа алоҳида оварда шуданд. Байтҳо ва рубоию дубайтиҳо дар охири ҷилди 3 – ҷилди шеърҳо мувофиқи хронология ҷой гирифтанд.

Шеърҳое, ки санаи таълифашонро муайян карда натавонистем, дар охири ҷилдҳои шеър, яъне дар охири ҷилди сеюм оварда мешаванд.

Азбаски дар аввали тавзеҳот рӯйхати асарҳое, ки ҳангоми дар қайди ҳаёт будани устод Лоҳутӣ нашр гардидаанд, инчунин китобҳои дарсӣ ва маҷмӯаҳои дастаҷамъие, ки асарҳои шоирро дарбар мегиранд, оварда шудааст, чи дар қисми муқоиса ва чи дар тавзеҳот номи асарҳо бидуни нишон додани сол ва ҷойи нашр зикр гардидааст. Танҳо ҳангоми номбари асарҳое, ки дар солҳои гуногун бо як ном ба табъ расидаанд, барои аз якдигар фарқ кардани онҳо соли нашр оварда мешавад. Ба рубоиёт рақам гузошта шуд, вале дар қисми муқоиса азбаски на ҳамаи рубоиҳо зикр мегарданд, барои осон шудани кори нашр аз гузоштани рақам сарфи назар шуд. Тавзеҳи мауллиф дар поварақ дода шуд.

Ҷилди 1 – аз ду қисм иборат буда, қисми аввал осори то муҳоҷирати шоир ба Иттиҳоди Шуравӣ, яъне байни солҳои 1899 ва 1922–ро, қисми дуюм шеърҳои баъди ба Иттиҳоди Шуравӣ омадани ӯро то соли 1925 дарбар мегирад.

Ҷилди 2 – шеърҳои солҳои 1926–1940;

Ҷилди 3 – шеърҳои солҳои 1941–1957;

Ҷилди 4 – манзума ва достонҳо;

Ҷилди 5–6 – тарҷумаи шеъру достонҳо ва драмаҳои адибони собиқ Иттиҳоди Шуравӣ ва ҷаҳон;

Ҷилди 7 – наср, тарҷумаи ҳол, ёддоштҳо, мақолаҳо, мактубҳо ва нутқҳо.

Чунин тақсимот ба ғайр аз қисми аввали ҷилди якум, пеш аз ҳама ба тақозои ҳаҷм пеш гирифта шуд ва ба давраҳои инкишофи эҷодиёти шоир вобастагӣ надорад, вале хонандагон метавонанд аз рӯйи мундариҷаи ин асарҳо вобаста ба сана ва маҳалли эҷоди онҳо ин давраҳоро барои худ муқаррар созанд.

Ҳар як ҷилд аз се қисм иборат аст, дар қисми аввал матни асосии асарҳо, дар қисми дуюм фарқи матнҳо, вариантҳо, дар қисми сеюм тавзеҳот дода мешавад, вале дар ҷилдҳои 5 ва 6, яъне ҷилдҳои тарҷумаҳо, муқоисаи матнҳо ва вариантҳоро лозим надонистем.

Тавзеҳот маълумоти текстологиро дарбар мегирад: – а) номбари сарчашмаҳои матн аз рӯйи санаи таълиф; б) сарчашмаи матни асосӣ; в) санаи таълифи асар *(агар дар сарчашмаҳо ихтилоф бошад)*; г) маълумоти мухтасари таърихию адабӣ.

Таҳияи **«Куллиёт»**-и илмии Абулқосими Лоҳутӣ аз рӯйи талаби

илми матншиносӣ дар таърихи адабиёти навини тоҷик аввалин таҷриба аст, бинобар ин, аз эҳтимол дур нест, ки усулҳои он нуқсон дошта бошанд. Ҳарчанд ки як қатор асарҳои давраи аввали эҷодиёти Лоҳутӣ ба нашри дуюми ҷилди якуми **«Куллиёт»** ва дигар ҷилдҳо ворид гардид, вале шояд боз баъзе асарҳое пайдо шаванд, ки аз **«Куллиёт»** берун монда бошанд. Ин ба тамоми куллиёти осори адибони ҷаҳон хос аст. Агар доир ба **«Куллиёт»**-и устод Лоҳутӣ чунин ҳодиса рух диҳад, он асарҳо ба ҷилди охирини он, яъне ҷилди 7-ум ворид хоҳанд шуд.

Таҳияи матн ва муқоисаю тавзеҳоти ҷилди якум аз тарафи Х.Отахонова *(солҳои 1899–1922)* ва шодравон Ҷ.Шарифов *(солҳои 1922-1925)* анҷом дода шудааст.

Чунон ки дар боло зикраш рафт, таҳрир ва иловаҳо ба нашри дуюми ҷилди якум ба қалами Х.Отахонова тааллуқ дорад.

Дар кори гирдоварии осори Лоҳутӣ аз матбуоти ҷорӣ ва қисман муайян намудани сарчашмаҳои матн собиқ кормандони институт Х.Валихӯҷаева, А.Бобоев, Ҳ.Камолов, И.Қосимов, К.Ҳусейнова, М.Ҳодиева ва Б.Шарифов иштирок намудаанд.

Достони **«Эроннома»**-ро И.Қосимов ва шеърҳои давраи аввали эҷодиёти устод Лоҳутиро Б.Шарифов ба ҳуруфи кириллӣ баргардон кардаанд. Ҳангоми таҳияи нашри аввали ҷилди якуми **«Куллиёт»** аз маслиҳатҳои шодравон, устод Раҳим Ҳошим бархурдор будем. Рӯҳашон шод бод!

Ба муҳаррири масъули он нашр устод Муҳаммадҷони Шакурӣ, ки дар нашри дуввум низ аз маслиҳатҳояшон баҳра бардоштаем, изҳори сипос мекунем.

**Х.Отахонова**

## Ситоиш

Кунун бибояд май хӯрд дар каронаи рӯд,
Зи дасти соқии гулчеҳра бо таронаи рӯд.
К-аз эътидоли рабеъӣ шикаст савлати[1] дай
Аз он сипас, ки тану ҷони халқро фарсуд.
Наузабиллаҳ, аз соли рафта, к-аз оғоз,
Дари саломат басту роҳи балия кушуд.
Гаҳе зи оташи мурдод рахти умр бисӯхт,
Даме зи сардии дай гашт офият бадруд.
Чунон ситам, ки ба мо Рустами зимистон кард,
Накард ҳаргиз Тӯсу[2] сипоҳи ӯ ба Фуруд[3]
Зи ранҷи сармо он, к-аз меҳан маломат монд
Ба рашк бувад бар он кас, ки зери хок ғунуд.
Сипос бод Худоро, ки аз тановули дай
Накард яксара бар ҷисми равон бадруд.
Ҳазор шукр, ки аз мо замона ҳар чӣ бихост,
Ба умри ҳазрати Эронхудой ҳақ афзуд.
Чу асл ҳаст, ба ҷо нест бок гар рӯзе,
Зи гашти чарх шавад фаръи бесамар нобуд.
Худой бархайи[4] ҷони малак кунад моро,
Ки ӯст ҳофизи мо ҳамчу торҳоро пуд.
Ғами раияти худ мехӯрад, чунонки падар,
Ба ҳар зиёдаву кам анда гиромии руд[5].
Чунон ки ӯ ҳама аз баҳри мо хушӣ хоҳад,
Мабод хотираш аз даври чарх нохушнуд.
Ба боғи мулк бибояд зи юмни отифаташ,
Ҳамора шохи барӯманди мусмир[6] пурсуд.
Худ ӯ бимонд бар тахти мулк то бирасад,
Агарчи қофия дол аст маҳде мавҷуд.
Кадом неъмати ӯро сипос ёрам гуфт
Куҷо ба мушт тавон оби баҳрро паймуд?

---

[1]. **Савлат-** қудрат, ҳайбат
[2]. **Тӯс-** паҳлавони «Шоҳнома»
[3]. **Фуруд** – паҳлавони «Шоҳнома»
[4]. **Бархай-** қурбон, қурбонӣ, фидоӣ
[5]. **Руд-** фарзанд
[6]. **Мусмир** – мевадор, пурсамар

Кеҳин атояш озодии ҷароиди мост.
Ки занги ҷаҳл зи дилҳои мустаъид бизудуд.
Ба вежа тарбияти он номаи хирадомӯз,
Ки ҷони тираи моро ба нури илм омуд.
Закои мулк фурӯғе битофт аз паси абр,
Ҳаме фурӯғ ба дилҳои безиё бахшуд,
Агар зи дониши худ парда баркашад яксар,
Фитад зи хиҷлати хур аз фарози чарх фуруд.
Чӣ нек гуфт, ки маи соф агар бувад чаканд,
Ки маст созад бо он, ки ҳаст дардолуд.
Шиори хомаи ӯ будӣ эзидӣ дафтар,
Агар расулӣ баъд аз Расул омӣ буд.
Зи юмни тарбияти ӯ бувад, ки Лоҳутӣ,
Надида ранҷи муаллим мадеҳи ӯ ба суруд.
Ҷаҳон алил бувад, эй табиби Исодам,
Худойро ба даме з-ин мараз баровар дуд.
Мар ин раҳе, ки зи ҳафту даҳаш фузун найӣ сол,
Бувад, ки бинад агар монд чеҳраи беҳбуд.
Агарчи мидҳати тифле чу ман сазояш нест,
Касе, ки пири хирад ҳазрати варо бисутуд.
Далел роҳим шуд Мирзо Ҳусейн, ки табъ[1]
Дар ин чакомаи ғарро санои ӯ бисуруд.
Худои олам дар зилли шаҳ Музаффари дин
Бад-ӯ бибахшад онро, ки худ ирода намуд.

[1]. Ин мисраъ ба ҳамин гуна ноқис чоп шуда ва аз поён ё миёнааш як калима афтодааст, монанди «булбули табъ», «табъи равон», «табъи баланд».

## Наврӯзия[1]

Баҳор омад, буто, бархезу саҳроро тамошо кун,
Ба дашту кӯҳ бингар, хуррамӣ бин, сайри дарё кун.
Бияфшон зулфро бар рух, гиреҳ аз кори мо во кун,
Бурун аз парда шав, хуршедро якбора расво кун.
Буто, идона аз мо ҳар чӣ меҳоҳӣ, таманно кун,
Бикуш ошиқро бо ғамзаву бо ханда эҳё кун.
Ба мижгон кори Чингизу бо лаб эъҷози Исо кун,
Чу туркон ҳар куҷо ҷону диле дидӣ ту яғмо кун.
Бизан, ғорат намо моро, в-агар пурсанд, ҳошо кун,
Вале ман сулҳи маҳзам бо ту вежа дар чунин рӯзе.

Чаман аз адли дами ҷумҳури баҳор ободу хандон шуд,
Ҷаҳони пир сарсабзу ҷавон бо лутфи Яздон шуд.
Зи фарри фарвадин домони саҳро боғи ризвон шуд,
Насими субҳидам бар сабзаву гул анбарафшон шуд.
Гулистон мустақил ба кӯрии чашми зимистон шуд,
Дубора булбули афсурда бар гул таҳниятхон шуд.
Тазарву фохта рақсон бо тарфи боғу бӯстон шуд,
Замони шодии ошиқу озодии мастон шуд.
Ба номи мо висоли ёр бар рағми рақибон шуд,
Басе ибрат барӣ бар кори мо, гар дида бардӯзӣ.

Сипоҳи дай, ки чанде пайрави расми тазорӣ шуд,
Зи зулмаш дар чаман бас фитнаву ошӯб ҷорӣ шуд.
Ба хок аз ҷаври ӯ хуни ҳазорон сор сорӣ шуд,
Гули сабза ҳама пажмурдаву булбул фирорӣ шуд.
Гулистон сарбасар вайрона аз ин зишткорӣ шуд,
Фазои гулшан аз бедод пурафсуну зорӣ шуд.
Кунун шукри Худо нобуди он ойини ҷорӣ шуд,
Замона хуррам аз таъсири боди навбаҳорӣ шуд.
Ҳарифи сустаҳди мо дучори шармсорӣ шуд,

---

[1]. Ин қасидаро Лоҳутӣ ба рӯзи 19 ҷимодулохири соли 1337-и қамарӣ, ки баробар бо Наврӯзи эронӣ буда, дар ҷашне, ки сафорати Эрон дар Истамбул барои бузургдошти ҷашни Наврӯз барпо карда буд, хондааст.

Ҷаҳон обод шуд аз давлати ҷумҳури наврӯзӣ.

Чаман аз адли ҷумҳури баҳор обод шуд охир,
Чаковакро ватан аз зулми дай озод шуд охир.
Дили афсурдаи мурғони хушхон шод шуд охир,
Бисоти зулми туркони хазон барбод шуд охир.
Замони ҷавр тай шуд, рӯзгори дод шуд охир,
Фано кохи ситам аз беху аз бунёд шуд охир.
Ҳавои гулситон осуда аз бедод шуд охир,
Рақиби бадманиш шарманда аз афсод шуд охир.
Тарафдори чаман буд, ар яке ҳафтод шуд охир,
Зиҳӣ ин адлу озодӣ, зиҳӣ ин фарру фирӯзӣ.

Набояд баъд аз ин ғафлат намояд боғбон дигар,
Диҳад кори чаман бояд ба марде кордон дигар.
Натозад то сипоҳи дай ба тарфи бӯстон дигар,
Насозад қатлу ғорат боғро ҷайши хазон дигар.
Нарезад хуни булбулро зимистон гулситон дигар,
Шавад эман зи осеби зимистон ройгон дигар.
Шавад осуда аз яғмои сармо займарон дигар,
Бихобад наварӯси ғунча дар маҳди амон дигар.
Бимонад бехатар номӯси ин дӯшизагон дигар,
Нигардад боғро дигар чунин рӯзи бадӣ рӯзе.

Ба ҳифзи боғ аз яғмои дуздон сангаре бояд,
Ба даври боғ аз пӯлод девору даре бояд.
Зи сарву коҷу беду норван як лашкаре бояд,
Бо ҳамсоягон сулҳу сулуки дигаре бояд.
Ба тартиби чаман қонуну вазъи дигаре бояд,
Зи хели мӯбадон ҷамъи адолатпарваре бояд.
Ба таълими гулистон мардуми санъатгаре бояд,
Ба ҳар ҷояш барои тарбият донишваре бояд.
Мусаллам аз барои ҳифзи ҳар тан ҳам саре бояд,
Сари Эрон шаҳаншоҳ аст бо иқболу пирӯзӣ.

Дар он асре, ки аз илму ҳунар бебаҳра буд дунё,
Набуд аз ҳинду руму турку аз тозӣ асар асло.

---

[1] Ин қасидаро Лоҳутӣ ба рӯзи 19 ҷимодулохири соли 1337-и қамарӣ, ки баробар бо Наврӯзи эронӣ буда, дар ҷашне, ки сафорати Эрон дар Исломбул барои бузургдошти ҷашни Наврӯз барпо карда буд, хондааст.

На Русу на Пурусу на Урупо буд, на Амрико,
Замона тира буд аз ҷаҳл монанди шаби ялдо.
Набуд исми тамаддун ҳеч дар дунёву мофиҳо,
Усули дину қонун ҳамчу анқо буд нопайдо.
Набуд дар дафтари эҷод ҳарфе аз алиф то ё,
Парешон буд зи беилмӣ ҷаҳон чун турраи тарсо.
Ту осори шарофат бин, ки дар он қарни ваҳшатзо,
Зи нури доду дин мекард Эрон гетиафрӯзӣ.

Дар он давре, ки аз бедонишӣ торик буд даврон,
На аз адлу тамаддун буд осоре на аз имон.
Зи ғафлат буд бутхона ситоишгоҳи ҳар инсон,
Дар он даврон адолатпарвару диндор буд Эрон.
Ба кеши ҳазрати Зардушт якто бандаи Яздон,
Бубин осори зардуштию адли давраи Сосон.
Ки чун Калдониёнро дод истиқлоли ҷовидон,
Ба сидқи даъвиям таърихи олам сарбасар бархон.
Набошад бесабаб, к-инсон ба нони ҳақнависитон,
Кунад дар ҳаққи истиқлоли Эрон ҳикматандӯзӣ.

Буто, хуш он ки аз нав аҳли Эрон сарбасар бо ҳам,
Даромезанд чун ҷону тану шаҳду шакар бо ҳам.
Сухан бо порсӣ гӯянд дар ҳар хайру шар бо ҳам,
Раҳонанд олами исломро аз ҳар хатар бо ҳам.
Бикӯшанд аз пайи осоиши навъи башар бо ҳам,
Бирезем он замон мо ҳам май андар ҷоми зар бо ҳам.
Кунем ин умри бебунёдро мастона сар бо ҳам,
Чунон масте, ки бошем аз ду олам бехабар бо ҳам.
Ба шарти он ки дар хоки Ватан бори дигар бо ҳам,
Нишинему бубинем он бисоти иди Наврӯзӣ.

Ман инро хуб медонам, нигоро, ту зи ман беҳтар,
Ки пеши мард маргу зиндагонӣ дар Ватан беҳтар.
Гул ар хандон шавад, албатта, дар саҳни чаман беҳтар,
Ба ҳифзи мамлакат қурбон намудан ҷону тан беҳтар.
Ба роҳи дин қабо андар бари мардон кафан беҳтар,

Ҳар он раҳбар надорад ин сифат з-ӯ роҳзан беҳтар.
Бале, сад бор дузд аз мардумони ҳақшикан беҳтар,
Агар пурсанд аз ман чист аз ҷону бадан беҳтар.
Ватан беҳтар, ватан беҳтар, ватан беҳтар, ватан беҳтар,
Ватан сармояи иззат, ватан асбоби беҳрӯзӣ.

Буто, рав шукре андар пешгоҳи шоҳи Эрон кун,
Ки шоҳо, Хусраво, раҳме бар ин халқи парешон кун.
Чу Ҷамшеду Фаридун бош, кори Пури Достон кун,
Бикаш шамшеру фармон деҳ, ки миллат ҷон ба қурбон кун.
Ҳар он номардро, к-аз ҷон битарсад тирборон кун,
Шаҳо, бедодро нобуд монанди ниёкон кун.
Ватанро сарбасар равшан зи нури илму имон кун,
Забону дину миллатро яке бинмову яксон кун.
Ба адлу дод биншин, оламеро чун гулистон кун,
Сазад, к-аз нури адлу дод, шоҳо олам афрӯзӣ.

Шаҳо, то ҷон бувад меҳри ту андар сина дорам ман,
Диле бо ёди шаҳ равшантар аз ойина дорам ман.
На сарпечӣ зи фармони ту н-аз кобина дорам ман,
Вале чун дом мебинам гурез аз чина[1] дорам ман.
Дилам машкан, ки ҳаққи сӯҳбати дерина дорам ман,
Ҳазорон гавҳари дониш аз ин ганҷина дорам ман.
Чу аз ҳифзи[2] ту бар тан ҷомаи рӯйина дорам ман,
Шаҳо, дигар чи бок аз душмани дерина дорам ман.
Ба олам фахрҳо бо хирқаи пашмина дорам ман,
Ба ҳифзи пайкарам гар ҷомаи иззат ту медӯзӣ.

Буто, чун нест кас ғайр аз ту дар ин шаҳр ёри ман,
Ту шоҳид бош фардо дар ҳузури шаҳриёри ман.
Ки набвад рӯзу шаб ғайр аз дуои шоҳ кори ман,
Ту мебинӣ тани табдору чашми ашкбори ман.
Агар мурдам ман аз ҳиҷри ватан, эй гулъузори ман,
Ту ғуслам деҳ ба ҳар обе, ки ояд аз диёри ман.

---

[1]. Чина – дом.
[2]. Ба ҳамин гуна дар асл дида шуд, вале гӯё вожаи «лутф» дурустар аст.

Зи гесӯят кафан пӯшон бар ин ҷисми низори ман,
Мазорам дар сари роҳи Ватан кун, эй нигори ман.
Барои раҳравон бинвис бар санги мазори ман,
Ки ин ҷо оташ аст, ин сӯ маё, к-аз сӯз месӯзӣ.

Бута, ҳам меҳри тобонию ҳам моҳи мунирӣ ту,
Ба ном Эзид барои бурдани дилҳо далерӣ ту.
Таолиллоҳ, ки ҳам ҷонпарварӣ, ҳам дилпазирӣ ту,
Миёни хубрӯён дар накӯйӣ беназирӣ ту.
Нигорию агар маҳрам ба даргоҳи сафирӣ ту,
Бигӯ бо ӯ, ки бар эрониён, ҷоно, амирӣ ту.
Амири бошарофат, меҳтари равшанпазирӣ ту,
Чу Лоҳутӣ зипоафтодагонро дастгири ту.
Ба ҳукми шоҳи Эрон чун ба ин миллат вазири ту,
Ту мебояд, ки авлоди Ватанро дониш омӯзӣ.

## Ҳаққи намак

Орифи роҳи Худоро аз пайи оме чанд,
Тӯҳмати кофирӣ, эй зоҳиди солус, мабанд.
Ҳар касеро пайи коре зи азал сохтаанд,
Хӯрда кам гир, дар ин роҳ на чун аст, на чанд.
Кас ба ҳикмат нашуд аз нуктаи мавҳум хабар,
Магар ӯ ҳалли муаммо кунад аз шаккарханд.
Боз аз баҳри табассум лаби ширин бикушуд,
Ки бишуд коста нархи шакару қимати қанд.
Чеҳра бинмо, ки дили аҳли назар тоза кунӣ,
К-ин ҳаловат набувад бар рухи туркони Хуҷанд.
Дили моро ба лабат ҳаққи намак буд, ки ӯ,
Бигусаст аз ҳамаву кард ба дигар пайванд.
Дар зи бегона бибанданду зи душман, на зи дӯст,
Ошноям дари лутфам ба рух, эй дӯст, мабанд.
Чун ба хун ғарқа намудӣ, чӣ ниҳӣ банд ба пой,
Сайди худро, санамо, кас нониҳодаст ба банд.
Чашми бад то нарасад бар рухи ӯ, Лоҳутӣ,
Мардуми дида бинеҳ бар сари оташ, на сипанд.

## Моҳи Нахшаб

Рӯйи ту, ки рашки моҳи Нахшаб бошад,
Меҳрест, вале нуҳуфта дар шаб бошад.
Мӯйи ту агар равнақи кофур шикаст,
Чун анбари мушкбӯйи ашҳаб бошад.
Шаб то ба саҳар зи дурии моҳи рухат,
Пайваста маро хурӯши «ё Раб» бошад.
Рӯзе, ки набинам офтоби рухи ту,
Он рӯз маро ба дида чун шаб бошад.
Ман кӯдаки роҳи ишқаму як ҳарфам,
Аз абҷади ишқ дарси мактаб бошад.
Хоҳам, ки кунам номае, эй дӯст, гусел,
Сӯят, ки аз ӯ васли ту матлаб бошад.
Мижгон қаламу лахти ҷигар коғази ман,
Хуни дили девона мураккаб бошад.
Роҳи сафарам бувад руху зулф намуд,
Яъне ки марав, қамар ба ақлаб бошад.
Ғам бар дили нозанин дилбар марасод,
Лоҳутӣ, агар ба ҷисм пуртаб бошад.

## Нақши муҳаббат

Афканд то ба моҳ каманди чу ҳоларо,
Бикшуд бар рухи дили ман боби ноларо.
Эзид чу нақши лавҳи муҳаббат нигор кард,
Бо номи ман навишт барот ин ҳаволаро.
Аз ҳасрати ҷамоли ту деҳқони сунъи ҳақ,
Доғе ниҳод бар дили пурдард лоларо.
Он кас, ки хост хотири ушшоқро малул,
Аз хони ишқ дод ба ман ин наволаро.
То доманам зи луси худӣ шустушӯ диҳад,
Соқӣ, бикун зи бода лаболаб пиёларо.
Зулфат, ки дил зи мардуми ҳафтодсола бурд,
Маҷнуни хеш кард мани ҳафтсоларо.
Ёрам зи хатту хол бароям қаболае,
Ҳуснаш навишту мӯҳр намуд он қаболаро.
Бо модарам бигӯй, ки меҳрам макун бад-ӯй
Машшотаи латофати ғунҷу далоларо.
Дар боғи ҳуснаш ар гузарад филмасал сурӯш,
Чун меваи расида хӯрад ин чақоларо.[1]
Лоҳутияш навишт паи ҳифзи чашми бад
Аз баҳри ҳирз[2] ояти номи ҷалоларо.

---

[1]. Чаола (чақола) - меваи сабзу нарасида ва бештар дар бораи бодому зардолу гуфта шавад.
[2]. Ҳирз - дуое, ки бар коғаз нависанд ва бо худ доранд; нигаҳбон.

## Моддаи таърих
### (ки Лоҳутӣ ба марги падараш сурудааст)

Омад саҳар ин нидои Раббонии мо,
К-эй ринди фалак, ба номи Раҳмонии мо.
Пироя бибандед ҷинонро, к-имрӯз
Илҳомии мо расад ба меҳмонии мо.

### Моландӯзӣ

Ҳар ки афзуда гашт симу зараш,
Зар наборида з-осмон ба сараш.
Аз куҷо ҷамъ карда сервату мол?
Ё худаш дузд буда ё падараш.

**Ҳиммати пири муғон**

Мо шаҳи мулки фаноему баќо дарх(в)ари мост,
Боргаҳи сатҳи Замин, меҳри фалак афсари мост.
Ғам на аз мардуми яъҷуҷсифат дар раҳи ишқ,
Ҳиммати пири муғон чун садди Искандари мост.
Ман зи майхонаи тавҳиду қадаҳ каъси киром[1]
Мастии аҳли сафо аз маю аз соғари мост.
Бар сари хори мағелон ба раҳи Каъбаи ишқ,
По гузорем аз ин шӯр, ки андар сари мост.
Бари дунёталабон он чи бувад хайру салоҳ,
Тешаи решакани нахли муроду бари мост.
Мурғи боғи ҷабарутему ба ҳангоми уруҷ,
Ҷазбаи ишқи ту симурғсифат шаҳпари мост.
Ҳар куҷо ошиқи дилсӯхтае менигарӣ,
Илтиҳоби дилаш аз гармии хокистари мост.
Кунҷи сарбастаи асрори Худо, Лоҳутӣ,
Гӯшаи хотиру кунҷи дили ғампарвари мост.

---

[1]. Каъси киром – каъсалкиром – косае, ки аз дасти ризбон гиранд, косаи шароби ангур, (киром ҳамчу киро) разбон.

## Ғами булбул

Булбул, ки ғам чу мардуми маъюс мехӯрад,
К-аз баҳри гул барои ту афсӯс мехӯрад.
Аз ҷунбиши насими ҳасад пеши қоматат,
Сарви сиҳӣ ба саҳни чаман кӯс[1] мехӯрад.
Пеши лабони нозуки ту ғунча ҳар баҳор
Хуни ҷигар зи ғайрати номус мехӯрад.
Дасташ намерасад, ки ба хоки ту сар ниҳад,
Хуршед ғам зи ҳасрати побӯс мехӯрад.
Масти шароби ишқ, маю ваҷди инбисот,
Бо косаи сари Ҷаму Ковус мехӯрад.
Рӯзе ҳазор таъна занад бар бисот агар,
Ринде, ки май ба бонги дафу кӯс мехӯрад.
Ориф агар ки хуни разон мехӯрад, чӣ бок,
Хуни фақир зоҳиди солус мехӯрад.
Подош бин, ки хуни фақир ар ба хок рехт,
Хок ин замон зи мағзи сари Тӯс мехӯрад.
Лоҳутӣ, аз inояти Яздон шароби ишқ,
Аз соғари валои шаҳи Тӯс мехӯрад.

[1]. Кӯс- осеб.

## Мижгони Аёз

Эй Каъбаи дилҳо, ки бихонд Эзиди маъбуд
Меҳроби ду абрӯйи туро қиблаи мақсуд.
Кӯйи ту бувад саҷдагаҳи орифу омӣ,
Масҷуди ту ҳақ аст, туӣ бар ҳама масҳуд.
Бинмой қиёме, ки қиёмат зи қиёмат,
Бар халқ ҳувайдо шавад, эй қоими мавъуд.
Ҷуз дӯст диламро набувад душмани ҷонӣ,
Он душмани ҷонист, ки дар дил шуда мафкуд.
Бинӣ, ки дусад рахна зи мижгони Аёз аст,
Баргирӣ агар парда зи рӯйи дили Маҳмуд.
Бо дӯст бихӯр, ончи хӯрад баъди ту душман,
Қорун зи ҷаҳон рафт ба он махзани мавҷуд.
Лоҳутӣ! Агар Юсуфи Мисрӣ, бифурӯшанд
Рӯзе ахавонат ба ҳамон дирҳами маъдуд!

## Ахтари хобида

То ҷамоли ҳазратам ойинаи дидор шуд,
Боракаллаҳ, ахтари хобидаам бедор шуд.
Эй муборак пайки фаррухпай ба ном Эзид, ки боз,
Тай шуд айёми фироқу мавсими дидор шуд.
Аз куҷо ин меҳри ҷонафрӯз сар зад, к-ин чунин,
Машриқи дил аз фурӯғаш матлаъи анвор шуд.
Аллаҳ, аллаҳ, қатраи хуне, ки номи ӯ дил аст,
Чашмҳо ҷӯшид аз ӯ, то қулзуме з-ӯ хор шуд.
Хонаи дилро мутаҳҳар доштам аз ёди ғайр,
Он қадар то ҷилвагоҳи довари дидор шуд.
Қайд ман бишкастаму бигзаштам аз мову манӣ
Мурғи ҷонам дар фарози ломакон тайёр шуд.
Пештар аз мурданам чандин ҳазорон бор мурд,
То ки Лоҳутӣ зи васли ёр бархӯрдор шуд.

## Бо болу пари ишқ

Буд ҳамсари ман, дӯст зи бахти масъуд,
Аз шаҳри адам то дари иқлими вуҷуд.
Бо болу пари ишқ намудам парвоз,
Аз гулшани ғайб то ба саҳрои шуҳуд.
Сӯйи ватани хеш аз ин шаҳри ғариб
Бо қофилаи ишқ кунам боз суъуд.
Дар маҳкамаи қазо[1] ҳар он чи ояд ба сарам,
Килки қадарам навишт бар лавҳи ҳудуд.
Бо фитрати ислом бизоданд нахуст
Аз модари даҳр кофару габру яҳуд.
Тақлиди падар накарда таҳқиқ шавад
Доми раҳи ин тоифаи номаъдуд.
Ҳикмат чӣ будаш бо мару наҳй аз оғоз,
Таклиф агар набуд дар дори хулуд.
Мехост халифаи заминаш созад,
Раҳ ёфт ба Булбашар аз он кайди ҳасуд.
Овард дар ин домгаҳи ҳодисааш,
То шоҳқадам аз ӯ биёяд ба вуҷуд.
Кӯрона марав, чашми басират бикушо,
То дур намонӣ зи тариқи мақсуд.
Лоҳутӣ аз он сар асту дар гулшани қудс
Бо волиди хештан бувад ин мавлуд.

---

[1]. Ва ҳамин гуна дар асл дида шуд. «Аз ҳукми қазо» дурустар менамояд.

## Завқи мастӣ

Ҳала ёр омада, гул баҳри гузораш бибаред,
Гул чӣ бошад, сару ҷон баҳри нисораш бибаред.
Сару ҷон нест, ки дар пой ба коре биравад,
Сару ҷонро ба сари роҳгузораш бибаред.
Худ фурӯшеду ҷунун гавҳари якто бихаред,
Нарди ишқаш бизанеду ба қимораш бибаред.
Бодаи ноб зи майхонаи ишқаш бизанед,
Завқи мастӣ магар аз чашми хумораш бибаред.
Ҳама ӯед, бишӯед зи дил ранги дуӣ,
То дар ин парда чӣ пуде, сӯйи тораш бибаред.
Рӯзи равшан натавонед агар бурдани ӯ,
Ҷаҳд созед магар дар шаби тораш бибаред.
Ӯ шикорафкану сайди дилу динҳо ба раҳаш,
То намояд магар он дӯст шикораш, бибаред.
Аз яминаш бадар ойеду бигиред инон,
Ҳамчу Лоҳутии бедил зи ясораш бибаред.

## Эй шамъи базми дӯст

Чун дар азал ба лавҳи машият қалам заданд,
Бар ҷони мо зи ишқи накӯён рақам заданд.
Ушшоқро на ишқи ту имрӯзӣ асту бас,
Моро ба лавҳи дил зи азал ин қалам заданд.
Аҳли вало зи шавқ ба қурбонгаҳи висол
Ҷон бохтанду бар сари гардун алам заданд.
Дар манзили нахуст супурданд ҷону сар
Онон, ки дар тариқи муҳаббат қадам заданд.
Эй шамъи базми ҳусн, ба ёди ту сӯхтанд,
Парвонасон зи ишқи ту онон, ки дам заданд.
Ушшоқи дилфигор сӯйи водии шуҳуд
Бо меҳри ҳазрати ту қадам аз адам заданд.
Лоҳутиё, ба ҷуз хабаре з-ӯ наёфтанд,
Аҳли талаб, ки дар пайяш олам ба ҳам заданд.

## Дому дона

Ҳар зиндадил, ки пиру аҳди вало бувад,
Дар роҳи ишқ толиби ранҷу бало бувад.
Ҳар кӯрдил вазифа надорад зи тавқи ишқ,
Ранҷу бало вазифаи аҳли вало бувад.
Он ошиқон, ки солики роҳи ҳақиқатанд,
Бар фарқашон зи нури ҳидоят ливо бувад.
Дар роҳи дӯст ҷону сар аввалқадам диҳад
Ринде, ки солики раҳи фақру фано бувад.
Гар дӯст ҷон зи ошиқи мискин талаб кунад,
Хандон ба пояш ар насупорад, хато бувад.
Дар кӯйи ёр ҳар ки фано  шуд ба ёди дӯст,
Дар мулку ҷоҳ хусрави мулки бақо бувад.
Нозам ба ошиқе, ки ба умеди васли дӯст,
Мансурвор бар сари дори фано бувад.
Дарвешвор зи субҳу саҷҷода фахр нест,
Ин дому дона дархури шайху риё бувад.
Лоҳутӣ аст пайрави Аливу Оли Муҳаммад[1]
Чанде дар ин хароба ба ҳукми қазо бувад.

---

[1]. Ба ҳамин гуна дида шуд.

## Беҳамто

Эй ёри беқарина, ки дар кишвари вуҷуд,
Мисли ту нест шоҳиде аз ғайб то шуҳуд.
Ушшоқро нузул зи иқлими сармадӣ,
Доди туву кунанд ба он ҷо зи нав суъуд.
Онон, ки дар ҳадиқаи боқӣ мухалладанд
Гар бо ту тавонанд, дар он ҷо зиҳӣ хулуд.
Он кас, ки бе ҳузури ту дар ҷаннат аст, кош
Аз водии адам наспурдӣ раҳи вуҷуд.
Эй ҷони ман, ба дидаи ман кун гузар на хок
Хоке, ки бигзарӣ ту, ба ду нест ҷуз худуд[1].
Манмой поймоли қалуди саманбарон[2]
К-андар дили туроб ниҳонанд он қулуд.
Эй сустаҳд, сахт ҳасад мебарӣ ба ман,
Бас кун дигар, ки хайр надид аз ҳасад ҳасуд.
Муслим ба ғайри дор саломаш мақом нест,
Аммо кунад макон ба гили арманӣ[3] яҳуд.
Ҳар ҷинсро ба ҷинс бувад майл, пас ту ҳам
Лоҳутиё, ба олами лоҳут кун суъуд.

---

[1]. Худуд (ҳамчу вуруд) – рухсораҳо, чеҳраҳо, (ҷамъи хад)
[2]. Ба ҳамин гуна дида шуд.
[3]. Гили арманӣ – тини арманӣ, хокест ба ранги сурхи тира, ки арзиши доруӣ дорад.

## Санги таваккул

Лоларӯйи ман чу бар гул чини сунбул бишканад,
З-он гулу сунбул наво дар пойи булбул бишканад.
Кай хирадманде ниҳад ғул ҳамчу ман девонаро,
З-он, ки савдои ҷунунам оҳани ғул бишканад.
Сар зи зонуи таваккул ҳамчу мардон во магир,
Пушти ҳирсу озро санги таваккул бишканад.
Гул агар бинад ҷамоли нозукандоми туро,
Лутфи ӯ хори ҳасад бар хотири гул бишканад.
Ҷамъи дилҳоро зи ишқи худ парешон мекунад,
Чунки бар тарфи кулаҳ он зулфу кокул бишканад.
Баски дил бар тори зулфаш баста рӯзи растахез,
Бар Сирот ар по гузорад, пояи пул бишканад.
Гар шикастазулфро чанбар кунад бар гирди хол,
Равнақи анбар барад, нархи қаранфул бишканад.
Ғам махӯр, эй дил, ки пушти як ҷаҳон кӯҳи гуноҳ,
Раҳмати бемунтаҳояш аз тафаззул бишканад.
Мастии Лоҳутӣ аз минои султони дил аст,
Гӯ ба соқӣ соғари давру тасалсул бишканад.

## Хилвати дил

Созам ба ҳаҷру ғайрати ишқам кунам малул,
К-аз ман ба кӯйи дӯст паёме барад расул.
Хиргоҳ аз ҷаҳони тафаккур бурун задӣ,
З-он рӯ намерасад ба ту андешаи уқул.
Ҷуз аҳли дил ба пардаи номус кас наёфт
Раҳ бар висоли дӯст ба хилватгаҳи вусул.
Эй шамъи базми ҷон, ба хаёли висоли ту
Парвонавор ман ба ҳалоки танам аҷул.
Қурби Худо агар талабӣ, рав канора ҷӯй
З-ин мардуми залуми[1] ҷафопешаи ҷуҳул[2]
Ҳар ҷо маҳалли раҳмати ӯ нест, лоҷарам,
Созад ба кунҷи хотири дилхастае нузул[3].
Умре ба пойи сабр супурдам раҳи талаб,
Ҷуз ҳасратам зи кӯшиши беҷо нашуд ҳусул.
Аз рӯйи чун биҳишт кашад гар ҳиҷоби шарм,
Хуршеду моҳро набувад чора ҷуз уфул.
Бегонаро ба хилвати дил ошно макун,
Рӯзи азал надошт дар ин хона раҳ фузул.
Лоҳутиё, биноз ба олам аз ин ғазал,
Ӯро агар Атобаки Аъзам кунад қабул.
Аввал гули ҳадиқаи иззат, ки ҳар чӣ ҳаст,
Фаръи ваянду зоти шарифаш бувад усул.
Ҳаргиз гумон мабар, ки назираш бувад ба даҳр
Ман гӯши истимоъ надорам ламан якул.

---

[1]. Залум – (ҳамчу малул) – бисёр ситамгар.
[2]. Ҷаҳул – (ҳамчу ҳасул) – нодон, худписанд.
[3] . Нузул – (пойин омадан) – зидди саъуд.

## Хизри роҳ

Эй муназзаҳматлаъи анворвачҳи лоязол,
Маҳбити[1] ваҳйи Сурӯшу манбити[2] набти[3] висол.
Эй муҳити ишқи лорайбу басити нури ғайб,
Ҳар чӣ мебинӣ муҳоти туст, з-он ҳашмат бибол.
Қатраи хуне набудӣ беш ҳол аз мавҷи ишқ,
Қулзуми паҳноварӣ в-аз дурри маънӣ мол-мол.
То зудудӣ зулмат, эй миръоти нури сармадӣ,
Равшанӣ аз шӯълаи шамъи ҷамоли Зулҷалол.
Даст бар зайли[4] далеле зан, ки Хизри роҳи туст,
Варна дармонӣ дар ин пайдои пурсангу ҷибол.
Хизри роҳи туст қутбулорифину восилин,
Сайиди Солеҳ[5] шиору орифи некӯхисол.
Дар тилисмоти фано аз ҳафтхони роҳи факр,
Сӯйи шаҳри ҷон шудан бе авни ӯ бошад муҳол.
Эй ҷаноби мустатоби қиблаи аҳли яқин,
Офтоби аҳли дил, дар торами аззу ҷалол.
Сахт афтодаст аз по дар биёбони талаб,
Дасти Лоҳутӣ бигиру вораҳон з-ин қилу қол.

---

[1]. Маҳбит – (ҳамчу масҷид) – ҷойи фуруд омадан.
[2]. Манбит – (ҳамчу маҳфил) – ҷойи рӯйидани гиёҳ.
[3] . Набт – (ҳамчу сабт) – гиёҳ.
[4]. Зайл – домон.
[5] . Саййиди Солеҳ – Ҳайрон Алишоҳ - муршиди Лоҳутӣ.

## Дар шаҳри ҷунун

Ман на ҷуғзам, к-ошён бинӣ дар ин вайронаам,
Шоҳбози ломакон паррад зи қудсӣ лонаам.
Дурри баҳри лоязолам, ту мапиндорам хазаф,
Махзани асрори айбам, к-андарин вайронаам.
Дар фазои гулшани лоҳут манзил доштам,
Тарки авлои падар, ҷо дод дар ин хонаам.[1]
Соқии сармасти майхорони боғи ваҳдатам,
Бодае нӯшидаам, к-аз хештан бегонаам.
Ҳолиё з-олоши тан дурам аз иқлими ҷон,
Маслиҳатро чанд гоҳе бо ту ҳамкошонаам.
Мешудӣ дар ин қафас кай тоири ҷонам асир,
Гар намешуд зулфу холи дӯст дому донаам.
То накарда гул ҷунунам, сирри ваҳдат боз пурс,
Лаҳзае дигар набинӣ оқилу фарзонаам.
Чун замонам бурд аз каф ҷазбаи ишқи азал,
Дам мазан аз ақлу дониш, бо дили девонаам.
То макун таҳдид, Лоҳутӣ, ба шайдоӣ маро,
З-он ки дар шаҳри ҷунун, машҳур шуд афсонаам.

---

[1]. Ишора ба гуноҳи Одам, ки ба дунболи он аз биҳишт ронда шуд.

## Тарки сар

На бехуд синаро дар пеши пайконаш сипар кардам,
Руфӯ чоки дили худро бад он тири сепар кардам.
Канору доманам то рӯзи маҳшар лолагун бошад,
Шаби ҳиҷрон зи бас хуноба ҷорӣ аз басар кардам.
Замони ҳаҷр охир шуд, зи юмни давлати васлаш,
Чу ман аввалқадам дар роҳи ишқаш тарки сар кардам.
Қадам дар водии ҳайрат ниҳодам бо чунин тифлӣ,
Раҳи садсола тай аз ҳиммати аҳли назар кардам.
Мақомам дар шабистони бақо доданд аҳли дил,
Зи худ фонӣ шудам, з-он пас бақоро баргу бар кардам.
Шавам то гумраҳонро раҳнамои манзили аслӣ,
Буридам аз ватан дил, сӯйи ин водӣ сафар кардам.
Дари майхонаро мебаст зоҳид, то нанӯшам май,
Надонист ӯ, ки ман дар кори худ фикри дигар кардам.
Хаёли ҳарду оламро шабе дар хилвати узлат,
Ба ҷуз ёду висоли дӯст аз хотир бадар кардам.
Занам то нағма бо мурғони боғи васли лорайбӣ,
Чу Лоҳутӣ зи ишқи гулузорон болу пар кардам.

## Роҳи яқин

Манам он тойири мушкиннафаси боғи фалак,
Пар кушодам ду-се рӯзе зи само сӯйи самак.[1]
Зари беғашшаму парвардаи кони ҷабарут
Гавҳари ганҷи дилам бим надорад зи маҳак.
З-ин қафас чун бипарам, ишқ ба сарҳадди фано
Гӯяд, эй тоири қудсӣ, бирав аллоҳу маъак.[2]
Чун ба иқлими азал бори дигар ҷой кунам,
Шавам овезаи гӯши фалаку ҳуши малак.
Чанд кӯшӣ ба ҳалоки дилам, эй қути равон,
Ёд ор, он ки маро бо ту будӣ ҳаққи намак.
Ориф аз роҳи яқин рафту ба мақсуд расид,
Зоҳид аз васвасаи ақл фурӯ монд ба шак.
Хуш ба зуннори муғон баст миён Лоҳутӣ,
Раст аз васвасаи мадрасаву таҳтиҳанак.[3]

---

[1]. Самак (ҳамчу намак) – моҳӣ.
[2]. Худо ёрат бод.
[3]. Таҳтиҳанак – (таҳтулҳанак - зери занах) – дунболаи шоли аммома, ки онро  аз зери манаҳ бигзаронанд ва болои сар бубананд, ё озод раҳо кунанд.

## Офтоби дилҳо

Ишқи туро харидор ҳар кас, ки шуд зи сонеъ,
Бояд фурӯшад аввал худро ба байъи қотеъ.
Чун набвадам бизоат, андар бақои васлат,
Ночор аз ту бошам бо як нигоҳ қонеъ.
Байни ману ту набвад монеъ ба ҷуз ман, эй ҷон
Кун ҷилвае бардор зуд аз миёна монеъ.
Боз о, ки зулмати ҷурм торик карда ҷонам,
Эй офтоби дилҳо, кай мешавӣ ту толеъ?
Эй пардадори ҷонон, аз пеши худ маронам,
Ҳоле ки омадастам бар даргаҳи ту хошеъ.
Аз ғафлати гузашта бигзар зи рӯйи раҳмат,
Минбаъда абд ҳастам бар даргаҳи ту толеъ.
Ин ҷони тира набвад шоёни дидани дӯст,
Ҳубби Алӣ магар худ гардад зи лутфи шофеъ.

## Сино

Эй он ки ба номи ту кашад ғайри ту шобош,
Шоҳ бошу ба иқлими вафо бар ҳама шобош.
Дар синаи Синои ҳақиқат ту Калимӣ,
Хуш нури таҷаллӣ шуда аз Тури дилат фош.
Ман дар аҷабам, то ту кадомию чӣ номӣ,
Оре, набувад нақш хабардор зи наққош.
Рӯйи ту бувад ойинаи ҳусни худоӣ,
Ҳаргиз набарад роҳ дар ӯ дидаи ҷаммош.[1]
Нуқс аз ту набошад, ки ту хуршеди мунирӣ,
Гар фош набинад ба рухат дидаи хаффош.
Ту сарви чӣ боғӣ ба чунин қомати зебо,
Бихром ба таннозию дилҳо ҳама бихрош.
Тарсам, ки бимонад ба рухат ҷойи назора,
Манмой чунин рӯй ту бар мардуми авбош.
Иқлими муҳаббат чӣ ҷаҳонест, ки он ҷо
Албурз биларзад чу яке донаи хашхош.
Дӯшам зи муҳаббат назаре кард ба шӯхӣ,
Гуфто ба кӣ моил бувад ин ошиқи қаллош.[2]
Лоҳутӣ, агар марди раҳӣ, шав мутавозеъ
Аз ҷоҳталабӣ бигзару андар ҳама ҷо бош.

---

[1]. Ҷаммош – (ҳамчу наққош) – шӯх, фиребанда, маст.
[2]. Қаллош – (ҳамчу каффош) – бекор.

## Лавҳи муҳаббат

Кадом аст ин шикорафкан, ки аз мушкин кулаҳ таркаш,
Фуруд овехта дилҳо чу сайди баста аз таркаш.
Ба шоми ҳаҷр дилдорам агар дар нор бигзорад,
Тавонам сабр кард, аммо набитвонам кунам таркаш.
Ту симурғи фазои қофи қурби эзидӣ, эй дил,
Дар ин вайронсаро зоғу зағанро бор камтар каш.
Ту хуршеди сипеҳри ваҳдатӣ, як лаҳза бо худ о,
На кайду кини гардуну на ҷаври моҳу ахтар каш.
Ҷаҳонеро талаб, к-андар фазояш ҷону дил рақсад.
Даро дар авҷи қурбу хайма аз нӯҳ чарх бартар каш,
Бизан дасти иродат зи сафо бар домани мардӣ,
Ки то бино шавӣ, хоки раҳаш бар дидаи тар каш,
Ба ғайр аз ҳақ мабину ҷуз Худо дигар маҷӯ чизе,
Баровар дасти ҳиммат, по ҳаме аз хушку аз тар каш.
Бибар худро зи ёду дарсе аз лавҳи муҳаббат хон,
Чу хондӣ нуктаи мавҳум, қалам бар чор дафтар каш.
Надорӣ дидаи ҳақбин агар монанди Лоҳутӣ,
Зи бинои мазан лофу бирав бар дида ништар каш.

## Дили дарвеш

Дил, ки аз роҳи назар бурд зи ман он моҳаш,
Дидам андар хами он зулфи сияҳ нигоҳаш.
Ғам надорам, дили савдозада гар шуд зи барам,
Ҳалқаи зулфи ту чун гашт ҳаволатгоҳаш.
Чашми ҷодуи ту зад роҳи дили дарбадарам,
Дар тилисмоти фано бод Худо ҳамроҳаш.
Раҳзани Юсуфи дил навсафар андар раҳи ишқ,
Монда бе зоди талаб, то чӣ расад з-ин роҳаш.
Дида дар зулмати раҳ оби бақо кай дидӣ,
Хизри раҳ гар нашудӣ ҳиммати Ҳайроншоҳаш.
Дар ҳарамхонаи асрор шудам маҳрами дӯст,
З-он, ки донист манам бандаи давлатхоҳаш.
Масканат дод раҳам бар дари он шоҳ, ки ҳаст
Ба фазои ҷабарут аз азамат хиргоҳаш.
Ҳар киро хайма ба саҳрои қаноат задаанд,
Бошад аз салтанати кавну макон икроҳаш.
Дили дарвеш маёзор, ки гар оҳ кашад,
Рахна дар пардаи афлок намояд оҳаш.
Гашт гар марҳами асрор дили Лоҳутӣ,
Карами пири харобот намуд огоҳаш.

## Зиндони ишқ

Дил ойина аст, гар ки бишкастемаш,
Бо силсилаи зулфи ту пайвастемаш.
Шустем аз ӯ дасту ба зиндони фано,
Бо турраи таррори ту по бастемаш.
Деве, ки дилам бихост дар нимашабе,
Бо тири дуо хуб ҷигар хастемаш.
Аз боди Худо парем, агарчанд зи фақр,
Як мушт гадоёни тиҳидастемаш.
Ин қатраи хун ҷилвагаҳи рӯйи ту шуд,
Аз хешу зи бегона чу ворастемаш.
Дидӣ, ки ба синҷи[1] ишқ маҳбус шудем,
Бо он ки зи дом борҳо ҷастемаш.
Он нахли баландем, ки чун соя ба хок,
Аз пой дарафтода чунин пастемаш.
Мо майкадаи ишқ тиҳӣ кардастем,
Бе хештанему ошиқи мастемаш.
Лоҳутии мо чу аҳли носут[2] набвад
Бурдему ба асли хеш пайвастемаш.

---

[1]. Синҷ – зиндон.
[2]. Носут – сиришти инсон,  олами табиӣ, нуқтаи мухолифи лоҳут

## Симурғ

Тифлам, вале, к-хусрави анҷум, зи чоплус,
Сояд ҷабин ба пешгаҳам баҳри хокбӯс.
Ин давлатам зи туст, ки каррубиён ба Арш,
Ҳар субҳу шом салтанатамро зананд кӯс.
Кайхусрави ҷаҳонаму Ковуси вақти хеш,
Ишқам нигаҳдори сипоҳ аст ҳамчу Тӯс.
Камтар гадои даргаҳи шоҳи вилоятам,
Дар курсии мамолики ишқам бувад ҷулус.
Гар бишнаванд бӯйи риёзи риёзатам,
Дар мағзи аҳли сайр зи рашк фитад атус[1]
Обе бизан бар оташи шаҳват агар найӣ,
Оташпараст, аз нафаси нафс чун маҷус.
Нафс аз тариқи ақл туро мебарад бурун,
Бишнав нусуси[2] ишқу маҳӯр ҳилаи нуфус.
Хуш неъмате Худой маро дода, к-аз хулус,
Маъруфи хидматам ба дари шаҳриёри Тӯс.
Хоҳад шаҳиди хеш маро чун ризои дӯст
Хандон диҳем ҷон ба кафи душмани абус.
Бахшам равон ба Эзиду пас зиндагӣ кунам
Бо қудсиёни олами ҷовид бе фусус.
Товуси боғи ҷонаму симурғи Қофи қурб
Гулбонги ишқ бишнавам аз Арш чун хурӯс.
Пайкони нолаам зи дили чарх бигзарад
Чун новаки таҳамтанӣ аз диръи[3] Ашкбӯс.
Дар бурҷи ишқу фарқ дурахшанда шамсҳост,
Лоҳутӣ аст партави нуре аз он шамус.

---

[1]. Атус (њамчун арўс) - атсакунанда, доруњое, ки дар бинї даманд, то атса оранд.
[2]. Нусус – суханони устувор (љамъи нас).
[3]. Диръ  (ҳамчу хишт) – зарра.

## Холи ҳинду

Эй дили савдоӣ, он пурҳалқа гесӯро нигар,
В-он хаданги мижа в-он қавси ду абрӯро нигар.
Бо яке имо тавонад оламеро бод дод,
Он нигоҳи гоҳ-гоҳу чашми ҷодуро нигар.
Мешавад хуршед пеши оразаш оташпараст,
Он ҷамоли дилфиребу холи ҳиндуро нигар.
Як ҷаҳон девона дар ҳар тори ӯ бошад асир,
Донаҳои халқаи занҷири он мӯро нигар.
Шер аз найзори мижгонаш агар орад гузар,
Мехӯрад дар хуни худ нахчири оҳуро нигар.
То камар сарви сиҳӣ дар гил нишинад пеши ӯ,
Он қиёматқомату болои дилҷӯро нигар.
Соиди симин ба хуни оламе рангин кунад,
Қуввати сарпанҷаю нерӯи бозуро нигар.
Кам биноз, эй офтоби ховарӣ, аз ҳусни хеш,
Он ҷамоли дилкашу ойинаи рӯро нигар.
Ҳеҷ сар набвад, ки аз анвори ӯ бошад тиҳӣ,
Рав, муваҳҳид бош Лоҳутию ҳар сӯро нигар.

## Маст

Ёди Худоро ҳаме бар рухи дил парда дор,
Чун паси ин парда аст ҷилвагари пардадор.
Гар кашадат тан ба дор, ишқ суботат диҳад,
Бош дар ин пойдор, то ки шавӣ пойдор.
Гар ту писандӣ маро куштаи роҳи вафо,
Ин ману ин ҷону сар, ин туву ин чӯби дор.
Лофи хирад чун занам, ман, ки зи савдои ишқ,
Карда зи худ бехудам ҷилваи дидори ёр.
Нестият медиҳад раҳ ба ҳарими бақо,
Тешаи ҳиммат бигир, решаи ҳастӣ барор.
Пок зи бегона кун, Каъбаи дилро, ки ӯ,
Нест магар хонаи ваҳдати Парвардигор.
Дӯш зи ҷазби висол волаю шайдо шудам,
Бурд ба майхонаам ишқи майи хушгувор.
Соқии сармаст дод ратле аз он бодаам,
К-аз худиям вораҳонд то гаҳи рӯзи шумор.
Бо кӣ тавон гуфт боз, к-аз қадаҳе майфурӯш,
Бурд зи дастам бурун дину дилу ихтиёр.
Кард чунон волаам нашъаи он ҷоми май,
К-аз ҳама аъзои ман, нест раге ҳушёр.
Гашт чу Лоҳутӣ аз соғари ишқи ту маст,
То ба қиёмат дигар чашми хирад, з-ӯ мадор.

## Кишвари таҳқиқ

Эй шоҳи Мисри ҷон, на манам кӯдаке низор,
Ихвон зи пешу пас ҳама гургони лошахор.
Коре бузург нохираду роҳ пурхатар[1]
Бори шутур ҷавоҳиру тифле маҳордор.
Дуздон гирифта маъбару ман тифли навсафар,
Роҳе дароз дар бару девона сарқатор.
Кай корвон ба манзили мақсуд мерасад,
Бар дасти қотеъони тариқ ар фитад маҳор.
Шери Худост қофиласолор ғам махӯр,
Бадро ба бад супору адӯро ба зулфиқор.
Бикшо дукони маърифату судҳо бубин,
Эй корвони ишқ, ба манзил расад чу бор.
Ҳоло бимон, ситораи сӯҳбат кунад тулӯъ
В-он гаҳ бубин чу меҳри мунирам ту нурбор.
Роҳи ватан бигир, ки ин манзили ғариб,
Обу ҳавои он набувад бар ту созгор.
Соқӣ, биёр соғаре аз бодаи висол,
То ворaҳам зи дарди сару заҳмати хумор.
Ман масти бози ишқаму маҳви ҷамоли дӯст[2],
Бо мӯҳтасиб бигӯйи ҳадиси мани фигор.
Лоҳутӣ, аз замона чӣ ҷӯйӣ, бинӯш май,
Мастона шав ба кишвари таҳқиқ раҳсипор.

---

1. Ба ҳамин гуна дар асл дида шуд.
2. Ба ҳамин гуна дар асл дида шуд.

## Хоки роҳ

Ҳар гаҳ хаёли рӯйи туам ҷилвагар шавад,
Гӯӣ ба дида ҳар мижаам нештар шавад.
Бо тӯли ӯст рӯзи қиёмат дақиқае,
Шоме, ки бе ҳузури ту бар ман саҳар шавад.
Дар хоб гар хаёл кунам бӯса аз лабат,
Ҳар банди ман зи шаҳд пур аз найшакар шавад.
Нахват зи сар барор, ки ин фарқи тоҷдор,
Рӯзе расад, ки хоки сари раҳгузар шавад.
Ҷуз хидмати муғон накунад ҳадде ихтиёр,
Зоҳид агар зи сари ҳақиқат хабар шавад.
Ҷабраили ақл сар ба фазояш намезанад,
Он ҷо, ки ишқ бе мадади болу пар шавад.
Чандин ҳазор реша кунад тешаи қазо,
То нахли орзӯи яке борвар шавад.
Як сар ба ошиёни ту парвоз мекунад,
Чун мурғи ҷонам аз қафаси тан бадар шавад.
Азбас ба хонаи дили ман рахна карда ғам,
Тарсам, ки рози дӯст ба олам самар шавад.

## Иксир

Ман пойи ӯ бӯсам, агар дасти ҷаҳонгирам занад,
Аз дил қабулаш мекунам, бар дида гар тирам занад.
Маҳзун наям аз хашми ӯ, қурбони дасту чашми ӯ,
Дилтангиям аз ин бувад, к-он шаҳ чаро дерам занад.
Фарзанд Асадуллаҳ бувад, беҳтар зи меҳру маҳ бувад,
Тангӣ намебошад маро, гар бачаи шерам занад.
Гӯё дили дилдори ман хӯ карда бо озори ман
Гоҳе ба занҷирам кашад, гоҳе ба шамшерам занад.
Ман шер меандохтам, бар кардан метохтам,
Ин ҷо сипар андохтам, тифле чу нахчирам занад.
Ман худ алиаллоҳиям, Ҳақ дода ин огоҳиям,
Беҷо бувад, зоҳид агар бо тири такфирам занад.
Лоҳутӣ аз занги хато отир нагардад босафо,
Илло, ки ӯ бар миси дил аз лутф иксирам занад.

## Сарчашмаи ирфон

Мабъаси шоҳқадам рояти илоҷ кушуд,
Ё ки товуси гулистони ҷинон бол кушуд.
Ҳол вақти тарабу мавсими шаҳрошӯбест,
Ки ба мо шоҳиди ғайбӣ назари ҳол кушуд.
Гавҳари кони ҳудо аз садафи ламязалӣ,
Ҷилвае кард в-аз он уқдаи омол кушуд.
Тоири гулшани лоҳут зи боғи ҷабарут,
Бол бар фарқи ҳарифони ҳумо фол кушуд.
Суръату маънии тавҳид зи хилватгаҳи ишқ,
Бурқаи ҳусн зи ойинаи тимсол кушуд.
Чордаҳсола нигоре зи паси пардаи ғайб,
Дари тавҳид ба халқ аз паси чил сол кушуд.
Шоҳи қудси салабон[1] бо сифати субҳонӣ
Чашмаи ишқу сафо аз дили салсол[2] кушуд.
Ба сари неши муҳаббат шаҳи иқлими сафо
Ошиқони аҳадиро раги қифол[3] кушуд.
Кафзанон соғари шукрона бизан, Лоҳутӣ
Ки сари аҳли карам суфраи афзол[4] кушуд.
Боз Ҳайроншаҳи мо аз ҳарами ҳайронӣ
Омаду бар сари мо рояти иқбол кушуд.
Сари автод[5], ки сарчашмаи ирфон[6] зи карам
Бадали бебадал маҷмаъи абдол[7] кушуд.

---

[1]. **Салабон** (ҳамчу талабон) – пироҳанҳо, ҷомаҳо (ҷамъи салаб).
[2]. **Салсол** (ҳамчу халхол) – гили хушк, гили кӯзагарӣ.
[3]. **Қифол** – раги дурушти рӯйи даст.
[4]. **Афзол** – бахшиш, бартарӣ.
[5]. **Автод** – бузургони дин, пешравони роҳ.
[6]. Бо ҳамин гуна дар асл.
[7]. **Абдол** – мардони Худо.

## Ойинаи хуршед

Бо хнданги мижа то рахна ба имонам кард,
Дар биёбони ҷунун бесару сомонам кард.
Бар дари пири муғон бандаи ночиз будам,
Офарин бар карамаш бод, ки султонам кард.
Дидаам дар шаби ҳаҷри ту чу хушид[1] зи нам
Пораи дил ивази ашк ба домонам кард.
Нақши бегонагӣ аз лавҳи дилам шуст чу ашк
Дар ҳарамхонаи ҷон марҳами ҷонон кард.
Реша зад то шаҷари Тури таҷаллӣ ба дилам,
Ба сафо ҳамқадами Мӯсии Имронам кард.
Занг биздуд зи миръоти дилам ҷилваи дӯст,
Ки чу ойинаи хуршед дурахшонам кард.
Заррае беш наям ҷилваи хуршеди азал,
Шасти мову манӣ аз васваса урёнам кард.
Тифламу воқифам аз печухами ҳафт тилисм,
То ҳидоят ба туруқ ҳазрати Ҳайронам кард.
Зулмати водии ҳафтум на ба худ паймудам,
Ӯ далолат ба сари чашмаи ҳайвонам кард.
Ҳамчу ҷаммозаи[2] мастам ба каф овард маҳор,
Ки масун аз хатари кӯҳу биёбонам кард.
Наниҳодам сафари Карх[3] ҳақиқат аз каф,
То ки маъруф бари шоҳи Хуросонам кард.
Боракаллаҳ, ба раҳи Каъбаи дил, Лоҳутӣ,
Лутфи ӯ бехабар аз хори муғелонам кард.

---

1. Хушид – хушидан ё хушк шудан.
2. Ҷамоз – ҷамоза – тандрав.
3. Карх (ҳамчу чарх) – хона, макон, шаҳре дар Бағдод ё Мовароуннаҳр.

## Султони ишқ

Парда аз рух баркашид, эй ҳамраҳон, султони ишқ,
Вақти ҷонбозист ёрон, дар раҳи ёрони ишқ.
Гӯшаи абрӯ намуд он қиблаи рӯҳониён.
Даври мо зад, то аён гардид аз даврони ишқ.
Гар ту огоҳӣ зи рамзи явманунулғайб бош,
Арза бинмо дар ҳузураш нуқтаи имони ишқ.
Офтоби чархи дилҳои назарбозон дамид,
Оламоро шуд ҷамоли он маҳи тобони ишқ.
Мерабояд аз нигоҳе ҷону дини халқро,
Алҳазар аз он савори арсаи майдони ишқ.
Гавҳаре арзидатар набвад ба дарёи қидам
З-ин самин дурре, ки бар мо рух намуд аз кони ишқ.
Хонаобод он Худованде, ки аз рӯйи карам
Дода Лоҳутии худро, ӯ навол[1] аз хони ишқ.

[1]. Навол (ҳамчу ҳилол) – баҳра, рӯзӣ

## Фаришта

Ман, ки бинӣ ниҳоли навсамарам,
Ишқ бех асту сидқ баргу барам.
Интизомулвазора медонад
Ки ман аз аҳли олами дигарам.
Кӯдаке беш нестам, аммо
Раҳбари сад ҳазорҳо нафарам.
Гар кушоям паре ниҳон бинӣ,
Байзаи чархро ба зери парам.
Баҳри таблиғи сирри ваҳдати ҳақ,
Андар ин хокдон бувад сафарам.
Чанд дигар ба Мӯсии маънӣ,
Ҷилва созад Худой аз шаҷарам.
Бифурӯшам равон ба Эзиди пок,
Хуни аҳбоби хешро бихарам.
Ман назарбози шоҳиди азалам,
Дода ҷонофарин чунин назарам.
Канзи[1] таҳқиқу дурҷи[2] маъниро,
Риштаҳои лаолию[3] гуҳарам.
Дафтари ишқро, зи ман омӯз,
Ки ман аз рози аҳли дил хабарам.
Дода Лоҳутиям Худой лақаб,
Малаке бин ба сурати башарам.

---

[1]. Канз – ганҷ.
[2]. Дурҷ (ҳамчу мурғ) – сандуқча, ҷойи зеварҳои занона.
[3] . Лаолӣ – марворид, лӯълуҳо

## Оби лоларанг

Азбас фазои хотирам аз ғусса гашта танг,
Соид масоз ранҷа, надорад раҳи ҳаданг.
Хунам бирезу панҷаи симин хизоб кун,
Таъхир то кай, ки набошад раво даранг!
Ин нукта бо хурӯш чӣ хуш месуруд дӯш,
Нойӣ ба нағмаи наю мутриб ба бонги чанг.
Аз баҳри ин дурӯза, ки дар вай субот нест,
Моро тариқи сулҳ накӯтар бувад зи ҷанг.
Ранҷи хумор тоқатам имрӯз тоқ кард,
Соқӣ, биёр ҷоме аз он оби лоларанг.
Дар пойи ӯ фитодаму бар ман назар накард,
Дил нест дар бараш, ки зи сахтӣ бувад чу санг
Лоҳутиё, ҳар он ки гирифтори ишқ шуд,
Кай бошад ба дил ҳаваси ному бими нанг.

## Дар мактаби ишқ

Ман, ки дар олами лоҳут бувад бунёдам,
Ҳубби ёрони ватан кай биравад аз ёдам.
Буд омад-шуданам бо малакуту ҷабарут,
То чӣ кардам, ки дар ин доми бало афтодам.
Домани поки худ олудаи зиштӣ накунам,
Ман, ки бо ишқи ту аз модари исмат зодам.
Эй хуш он рӯз, ки бинам ба ҳарамхонаи ҷон,
Қайд бишкаставу аз доми ҷаҳон озодам.
Ман, ки дар партави васли ту фурӯғе дорам,
Дидае, к-он битавон дид туро, бикшодам.
Оразу қомати ту навгулу шамшоди ман аст,
Ҳеҷ ҳоҷат набувад бо гулу бо шамшодам.
Бо мусулмониям афтод ҳамон рӯзи фироқ,
Ки ба куфри сари зулфи ту дилу дин додам.
То намоӣ ту нисори қадами хунинаш,
Дар табақ накди равон рӯзи азал бинҳодам.
На ба худ дафтари асрори муҳаббат хондам,
Дод дар мактаби ишқи ту зи бар устодам.
Ман, ки аз кӯдакӣ ояд зи лабам бӯйи лабан,
Шудам аз дасту ба кӯйи ту зи по афтодам.
То шудам тоири гулзори ту чун Лоҳутӣ,
Ҷониби гулшани тавҳид паре бикшодам.

## Накисо[1]

Хусраво, ман, ки з-аҳли лоҳутам,
Ходими ту ба мулки носутам.
Барқу боруги риндиям ба сухан,
Рӯҳи покам, на барқу борутам.
Кони ишқам, вале бувад аз ғам,
Ҳамчу ёқут хуни дил қутам.
Суханамро ҳаловате набувад,
Баски ғам карда моту мабҳутам.
Ғам бувад Даҷлае, ки ман дар вай
Ба шино рӯзу шом чун ҳутам[2].
Кард пиру шикаставу оҷиз
Дар ҷавонӣ сипеҳри фартутам.
Ту ба авранги дониши Хусрав,
Ман Накисосифат саногутам.
Ба танам ҷомаи камол зи туст,
На зи дониш бараҳнаву лутам.
Хидмататро агар қусуре рафт,
Ҳиҷилу шармсор аз рӯтам.
Кай ба дониш шавам чу ту, гарчи
Ба сухан соҳире чу Ҳорутам[3].
Пеши ту, эй ҷаҳони илму адаб,
Хазафосо[4] ба пеши ёқутам.
Туӣ он яккатози арсаи назм,
Ман забун пеши зӯри бозутам.
То намонам чу қофия маҷҳул,
Диҳӣ аз хони фазл ту қутам.
Гарчи Лоҳутиям, вале акнун,
Дастфарсои ранҷи носутам.

---

1. Накисо – яке аз ромишгарони дарбори Хусрави Парвизи Сосонӣ, ки чангро устодона менавохтааст.
2. Ҳут - моҳӣ
3. Бинобар ривояти мазҳабӣ Ҳоруту Морут ду фаришта буданд, ки бо гунаи одамиён даромаданд, вале ба гуноҳ олуда ва дар чоҳи Бобул сарнагун овехта шуданд.
4. Хазаф – сафол, кӯзаи гилӣ.

## Наргиси мастона

Чу дил додам ба ишқат аз хирад девона гардидам,
Шудам то ошнои ӯ зи худ бегона гардидам.
Зи қайди куфру дин ворастаму билмарра озодам,
Ба шайдоӣ чу дар шаҳри ҷунун афсона гардидам.
Зи мастӣ дар сари кӯйи фано даст аз худӣ шустам,
Равон дар шаҳрбанди нестӣ мардона гардидам.
Ба шаҳри хештан гумному нопайдову ночизам,
Ниҳон чун ганҷе аз гавҳар дар ин вайрона гардидам.
Забонро маҳрами рози дили девона нанмудам,
Ки з-ин сон маҳрами асрори соҳибхона гардидам.
Гусастам аз ҳама пайванду дар шаҳри ҷунун ғарқам,
Барои ҷустуҷӯйи он дурри якдона гардидам.
Задам бар шӯълаи шамъи ғамаш осудадил боле,
Чу андар шоми ғам ҳамсӯҳбати парвона гардидам.
Нагаштам гар ба бозори ҷунун расво, аз он бошад,
Ки аз риндӣ дар ин бозор устодона гардидам.
Зи хатти сабзи ӯ аз баҳри қатли худ рақам додам,
Ба шаҳри ошиқӣ ворид на бе парвона гардидам.
Майи шукрона деҳ, соқӣ, ки дар ин раҳ чу Лоҳутӣ
Шаҳиди ғамзаи он наргиси мастона гардидам.

## Барои ту

Манам, ки боқии кавнайн[1] аз бақои туам,
Бигӯ ба ишқу вафо, волаи бақои туам.
Фано намешаваму боқиям ба ҳарду ҷаҳон,
Бақои ман ҳама з-он шуд, ки ман фанои туам.
Чаро ба мулки бақо кӯси салтанат назанам,
Ки шоҳи арсаи лоҳутиям гадои туам.
Туӣ, на ман, ки маниро зи худ бурун кардам,
Агар манам, ба ҳақиқат, ҳам аз барои туам.
Зи халқи ҳарду ҷаҳонам тамом бегона,
Гусастаам зи ду олам, ки ошнои туам.
Бало тариқаи аҳли вало бувад, з-он рӯ,
Ғариқи баҳри бало гашта аз валои туам.
Буто, ба ҷони ту рӯзе, ки дар ҷаҳон зинда[2],
Барои дидани дидори ҳақнамои туам.
На халқи олами носут, аҳли Лоҳутам,
Дар ин сароча ба ҳукми туву ризои туам.

---

[1]. Кавнайн – ду ҷаҳон ва ҷаҳони дигар.
[2]. Ба ҳамин гуна дар асл дида шуд.

## Шаранг

Ҳамчу шаранги қотил аст аз кафи ғайр шаккарам,
Хубтар аз шакар бувад, заҳр зи ҷоми дилбарам.
Нест раҳо зи банди ғам хотири хастаам, ки ман,
Бастаи тори турраи он бути некманзарам.
Ман, ки ҳумои гулшани олами қудсу ваҳдатам,
Эй дами дӯст, ҳиммате, к-аз сари чарх бигзарам.
Гашт ба сайри ломакон раҳбари ишқ маркабам,
Варна таҷаллии қадам шӯъла зада ба шаҳпарам.
То зи худӣ барӣ шудам, маҳрами он парӣ шудам,
Матлаъи Муштарӣ шудам, Зӯҳра шудаст чокарам.
Ман, ки сафири сармадӣ мешунавам ба гӯши дил,
Бонги пари магас бувад, нағмаи санҷи санҷарам.
То ки ба мактаби ғамат дафтари ишқ хондаам,
Нақш гирифта дар дарун матлаби чор дафтарам.
Дар тариқи муҷаррадӣ аз дами файзи сармадӣ
В-аз мадади Муҳаммадӣ бандаи Оли Ҳайдарам.
Шукр, ки абди муқбилам, не зи натиҷаи гилам,
Хусрави кишвари дилам, ишқи ту гашта афсарам.

## Майхона

Миръоти ғайбу матлаи анвор шуд дилам,
Лоҳутиям, сиришта зи оби бақо гилам.
Тифлам, вале зи ҳиммати пирони зиндадил
Доданд дар арикаи ишқи ту манзилам.
Бе миннати фироқ ба хилватгаҳи висол,
Рухсораи мунири ту шуд шамъи маҳфилам.
Набвад ниҳон зи дида рухи ёр, з-он ки ман
Ҳар ҷо ки бингарам, бувад ӯ дар муқобилам.
Ҷуз ман, миёнаи ману ту нест ҳоиле,
Як бор ҷилвае куну бардор ҳоилам.
Қатлам ба дасти дӯст ҳавас, лек аз сарам,
Тарсам надода ҷон бикашад пой қотилам.
Дар вақти марг, гар ту ниҳӣ по ба дидаам,
Биллаҳ, ки ман ба қатли худ, эй дӯст, моилам.
Аз ҳам ҷудо кунанд агар банд - банди ман,
Хезад навои ишқ ба най аз мафосилам.
Лоҳутӣ, он чи дил зи ҳарам кард орзу,
Шуд аз гадоии дари майхона ҳосилам.

## Гавҳари ашк

Ҷой аз савмаа бояд, ки ба майхона кунам,
Тарки дину дилу ҷон дар сари паймона кунам.
Шояд ин дарди равонсӯз, ки дармонаш нест,
Чора аз басту кушоди дари майхона кунам.
Танг дар мадраса шуд хотирам аз зӯҳду риё,
Рӯйи ихлос аз ин хона бад-он хона кунам.
Ман, ки девонаи он шоҳиди шаҳрошӯбам,
Гӯш кай бар сухани зоҳиди фарзона кунам.
То ҷунунам набарад сӯйи дигар аз дари дӯст,
Ҳалқаву тавқи ҷунун зулфи ту ҷонона кунам.
Ашки ман бесабабе нест, ки қарзи ғами дӯст
Фарзу айн аст, адо з-ин дури якдона кунам.
Зулфу холи ту сабаб гашт, ки ман дар ҳама умр,
Талаби дом намоям, ҳаваси дона кунам.
Бо ғами дӯст шикебо набувад, Лоҳутӣ,
Ту бар он бош, ки ман хештан афсона кунам.

## Ҳаллоҷ

Ку бахт, ки ӯ бо ман биншинаду бархезад,
Сар пешкашаш созам, ҷон дар қадамаш резам?
То бар сару бар чашмам аз лутф ниҳад пое,
Умрест ба даргоҳаш, чун хок ба даҳлезам.
Дар дори валои ӯ бо нағмаи Мансурӣ[1],
Гулбонги «аналҳақ»-ро чун мурғи шабовезам[2].
Ҳоҷат ба табибам не, хоҳӣ чу ту беморам,
Дармон чӣ кунам, чун ман аз дард напарҳезам.
Ширин чу шакар бошад дар пеши ту ҷон додан,
Гар чарх дарад паҳлӯ чун Хусрави Парвизам[3].
Ҷуз сояи зинҳорӣ набвад чу маро малҷо,
Хуштар, ки зи ҷабри ту ҳам сӯйи ту бигрезам.
Ҷойи қадами мӯре набвад ба дилу ҷонам,
З-ин гуна, ки сар то по аз лутфи ту лабрезам.
Гар сабр наяфшонад бар оташи дил обам,
Аз хоки сари кӯят сад Даҷла барангезам[4].
Ҳар дона, ки худ киштам, ночор дарав кардам,
Бо бахт зи нодонӣ аз баҳри чӣ бистезам?
Зебосанамо, бигзар аз зиштии Лоҳутӣ,
Ту пайки Худованду ман бандаи ночизам.

---

[1].**Ҳусайн Мансури Ҳаллоҷ** – аз бузургони урафо ва сӯфиёни машҳур, ки гуфтаи ба ёдмондаи ӯ **«Аналҳақ»** буда, ба маънии **«Ман Худоям»** ва барои ҳамин сухан кофираш дониста, бо дастури Ҳомид ибни Аббос – вазири муқтадири халифаи Аббосӣ ҳазор тозиёнааш заданд, сипас тикка – тиккааш карданд ва он гоҳ пораҳои танашро сӯзониданд ва хокистарашро ба Даҷла рехтанд (ё ба бод доданд) ба соли 306 ё 309 ҳиҷрии қамарӣ.

[2]. **Мурғи шабовез** - мурғи Ҳақ.

[3]. Ишора ба кушта шудани Хусрави дуюм (Хусрави Парвиз)- шоҳаншоҳи Сосонӣ (589 – 682 милодӣ).

[4]. Ишора ба рӯзи марги Мансури Ҳаллоҷ, ки гуфтаанд, чун хокистари ҷасадашро ба оби Даҷла рехтанд, рӯдхона туғён кард ва оби он боло рафт ва чун хирқаашро ба об афканданд, Даҷла аз туғён бозистод ва ба ночор хокстари ӯро аз об гирифтанд ва ба бод доданд.

## Бесутун

Чун ёди қомату рухат, эй симтан, кунам,
Дигар куҷо ҳикояти сарву суман кунам.
Хунин канору домани худро зи ашки чашм
Дар фурқати ту Юсуфи гулпираҳан кунам.
Зиндон ҳазор мартаба хуштар бувад аз он,
Гар ҷой бе ҳузури ту дар анҷуман кунам.
Эй подшоҳи Мисри малоҳат, зи дурият,
То кай макон ба гӯшаи байтулҳазан кунам.
Бо меҳри ӯ дамид чу ҷонам ба тан магар,
Бо ҷон бурун муҳаббати ӯро зи тан кунам.
Ширинлабо, фидои лабат накди ҷони хеш,
Дар Бесутуни ишқи ту чун кӯҳкан кунам.
Лоҳутиё, хуш он ки ба қурбонгаҳи висол,
Ҷонро фидои хоки қудуми Ҳасан кунам.

## Ақраби зулф

Нишон ба олами ҳастӣ зи ёри хеш надидам,
Агар ки дидам, ҷуз дар дили париш надидам.
Бидон сарам чу кунад ҷилва, хештан диҳам ӯро,
Чу ҷилва кард ҷамолаш асар зи хеш надидам.
Ба ҷилвае бираҳонам зи доми хешпарастӣ,
Ки ҳамчу хеш ҷамоле дигар ба пеш надидам.
Мудом хуни ҷигар мехӯрам зи ҷоми муҳаббат,
Чаро ки аҳли дилеро ба ҳеҷ кеш надидам.
Ҳазор мартаба бе парда ҷилва кард ҷамолаш,
Вале манаш ба ҷуз аз як нигоҳ беш надидам.
Будам умед, ки шаҳд аз висоли ёр бинӯшам,
Вале зи ақраби зулфаш ба ғайри неш надидам.
Чаро насозам, Лоҳутиё, ба олами ҳастӣ,
Аз он, ки ғайри накӯйӣ зи банди кеш надидам.

## Пинҳону ошкор

Гар ту пинҳонӣ ба чашми ман, намоёнӣ чаро?
Гар намоёнӣ, ба зери абр пинҳонӣ чаро?
Эй дили девона, дар айни висол ин нола чист,
Дар ҳузури ҳазративу гарми афғонӣ чаро?
Хотири маҷмӯъ будат бе ғаму ошуфтагӣ,
Ҳамчу зулфи он балоболо парешонӣ чаро?
Эй ғами ҳиҷрони ҷонон аз миёни ҷони ман,
Лаҳзае берун биё, пайваста дар ҷонӣ чаро?
Рӯнамои хеш гуфтӣ ҷони худ қурбон кунам,
Ман бар он аҳдам, ки кардам, ту пушаймонӣ чаро?
Куфр дар шаръи ҳақиқат з-ин мусалмонӣ беҳ аст,
Кофирӣ бигзин, дило, охир мусулмонӣ чаро?
Гар надорӣ улфате бо ман, ба пеши дидаам
Ҳар замон бо ҷилваи дигар хиромонӣ чаро?
Гар на аз хуршеди рӯйи ёр кардӣ касби нур,
Ҳамчу субҳи васли ҷонон нурборонӣ чаро?
Гар нахоҳӣ куштаи хешаш ба роҳи ишқи пок,
Сӯйи қурбонгоҳи Лоҳутӣ шитобонӣ чаро?

**Бесару сомон**

Чунон ворастаам аз худ, ки ҷисму ҷон намехоҳам,
Ба дарди ӯ хушам, беҳбудӣ аз дармон намехоҳам.
Чу Маҷнун хоҳад он Лайливашам, аз ақл безорам,
Чу ӯ дину дилам бирбурд, низ имон намехоҳам.
Гар ӯ дар ташнакомиҳо диҳад ҷом аз майи васлаш,
Зи дасти Хизр об аз чашмаи ҳайвон намехоҳам.
Хӯрам ҳамчун ҷанин хун аз дилу аз суфраи дунон,
Диҳанд аз қурси хуршеду маҳам гар нон, намехоҳам.
Агар бо ёр биншастам ба гоҳи нестӣ, шоҳам,
Ба мулки ҳастӣ, ар бе ӯ шавам султон, намехоҳам.
Ҳам акнун чунки хоҳӣ по кашидан аз сари ҷонам,
Бикуш в-онгаҳ бирав, ман ҷони бе ҷонон намехоҳам.
Туро зоҳид биҳишту ҳуру ғилмон бод арзонӣ,
Ки ман бе дӯст ҳаргиз равзаи ризвон намехоҳам.
Чу хоҳӣ бесару сомонам, эй маҳ, ҳамчу Лоҳутӣ,
Сарам бодо фидоят, ман сару сомон намехоҳам.

## Ҳалқаи бало

Агар зи ҳалқаи ҳаҷри ту, сангдил, бираҳам**,**
Ба турраи ту қасам, дину дил ба кас надиҳам.
Чунон намуд бе гесӯи хеш побастам,
Ки то қиёмат аз ин ҳалқаи бало нараҳам,
Гадои даргаҳи он шоҳи кишвари ҳуснам,
Ки дода нур ба хуршед сояи кулаҳам.
Амири ишқаму шоҳу сарири истиғно,
Задаст хайма ба иқлими сармадӣ сипаҳам.
Чу лаҳви хотири ман дафтари муҳаббати ӯст,
Саҳифаи ҳасанот аст номаи гунаҳам.
Рамузи масъалаи ишқро зи ман омӯз,
Ки мири мастабаи[1] ишқу пири хонақаҳам.
Зи интизор ду чашмам сапед гашт, буто,
Ки аз вубол[2] барорӣ ту ахтари сияҳам.
Бинои рафъати ман бар сари сипеҳр бувад,
Ки ходиме ба дари он бузург баргаҳам.
Агарки ҷон талабад он санам зи Лоҳутӣ,
Дақиқае, ба Худо, сад ҳазор ҷон бидиҳам.

---

[1]. **Мастаба** (ҳамчу мақтаъа) – саку, тахт, ки касе бар он нишинад.
[2]. **Вубол** – сахтӣ.

## Сулаймони замон

Эй падар, ман чанд дигар навбати давлат занам,
Медавам зӣ ҳақ ба ботил даргаҳи дав лат[1] занам.
Осмонӣ давлатам бошад ба Чини ишқ пок,
Месазад гар ҳамчу Хоқон сиккаи давлат занам.
Ман гадои даргаҳи Ҳаққам, бимон то бар фалак,
Давлати Ҳақро ба шоҳӣ панҷ гоҳ навбат занам.
Ҳон, матарс аз чашми бадбинон, ки Ҳаққам ҳофиз аст,
Сояи лутфи Худоро рояти шавкат занам.
Ман чу худ айни камолам,  бим аз айнулкамол
Кай кунам? Дар чашми бадбинон ман роят занам.
Оятуллоҳам[2], чу созам ояти худ ошкор,
Рояти насри маналлоҳӣ[3] аз ин оят занам.
Ту маро гӯйӣ: - магӯ, Ҳаққам ба дил гӯяд: -бигӯ,
Пас бигӯям в-аз ту бар рух латмаи хиҷлат занам.
Тӯтии Ҳинди висоли ишқи Яздонам, на зоғ,
Булбули гулзори Ҳаққам нағмаи ваҳдат занам.
Ман Сулаймони замони хешаму бар пушти бод,
Бар бисоти девхӯён пой аз ин ҳашмат занам.
Дар ҳамин тифлӣ зи оёти бузурги доварам,
Бар сари Арши ҳақиқат курсии сарват занам.
Шоҳи вақти хешаму дарвеши султони азал,
Бо гадоӣ бар Сурайё байрақи ҳиммат занам.
Омадам сад бору рафтам ин сафар Мансурвор,
Наъраи «анно аналҳақ» дар ҳама миллат занам.
Ғарқаи дарёи ҳаққам ман наҳанги қудратам,
Хешро бар оламе танҳо аз ин ваҳдат занам.
Ман шаҳоби чархи ҷонам, то ба заръи шаръи пок,
Жола борам хешро бар қулзуми раҳмат занам.
Оташамро Ҳақ кунад бардосаломан[4]  чун Халил[5]
Дар бари Намрудхӯён[6] чун дам аз ҳолат занам.
Хоҷатам набвад ба ёвар, Ҳақ маро ёвар бувад.
Дар диёри сарварӣ чун санҷиқи[7] нусрат занам.

---

[1]. Лат (ҳамчу хат)- як тикка аз чизе.

[2]. Оятуллоҳ-нишонаи Худо.

[3]. Ишора бар ояи 13, сураи Саф.

[4]. Ишора ба ояи 69, сураи Анбиё.

[5]. Халил – лақаби ҳазрати Иброҳим (а).

[6]. Намруд -  писари Кӯш, яке аз подшоҳони Исроил ва бунёнгузари шаҳри Бобул, ки Иброҳим (а)  ба дастури ӯ ба оташ афканда шуд.

[7]. Санҷиқ (ҳамчу финдиқ ба форсӣ ва ҳамчу санҷид ба тозӣ) – парчам, ливо.

Ҷабраили ваҳйро чун Даҳяи Калбӣ[1] ба чашм,
Бингарам, то дам зи меҳри Аҳмаду итрат занам.
Вақти бегоҳ аст, Лоҳутӣ, зи гуфтан шав хамӯш
Фурсате, то нусрататро, бар фалак роят занам.

---

[1]. Даҳяи Калбӣ - аз ёрони Паёмбари Ислом (с), ки номаи паёмбарро барои Ҳеракл - имперотури Рими Шарқӣ (Византия, Бизонс) бурд ва гуфтаанд хоҳараш ҳамсари ҳазрати Муҳаммад (с) буд, низ гуфтаанд марди зеборӯе буд ва Ҷабраил бо чеҳраи ӯ бар Паямбари Ислом (с) падидор шуд.

## Баҳои хун

Ман бад-ин нестӣ аз ишқи ту ҳастӣ талабам,
Хизри вақти худу Искандари зарринсалабам.
Тоири гулшани қудсам, ки дар ин дори фано,
Дил пур аз замзама мебошаду хомӯш лабам,
Манам он нахл, ки деҳқону суманзори вуҷуд
Ком ширин кунад аз шаккари шаҳди рутабам.
Наям аз анҷумани деву дадон, гар бинӣ,
Айни инсонаму аз мардуми волонасабам.
Хуни ман ғозаи рухсори шаҳидон гардад,
Чун бидонад, ки аз аҳли балову карабам.
Хуни ман резиву гӯйӣ, ки баҳри ту манам.
Аҷаб ин аст, ки аз кори ту бас дар аҷабам.
Ошиқи хаставу аз хайли назарбозонам,
Исмати ишқ гувоҳ аст, ки некӯҳасабам.
Тифламу бо қадаме роҳи абад паймоям,
Воқиф аз марҳалаи ишқ ваҷаб дар ваҷабам.
Раҳраву кишвари тавҳидаму чун Лоҳутӣ
Масти лабрези Худо ҷумлаи ирқу насабам.

## Баҳои хун

Ман бад-ин нестӣ аз ишқи ту ҳастӣ талабам,
Хизри вақти худу Искандари зарринсалабам.
Тоири гулшани қудсам, ки дар ин дори фано
Дил пур аз замзама мебошаду хомӯш лабам.
Манам он нахл, ки деҳқони суманзори вуҷуд
Ком ширин кунад аз шаккари шаҳди рутбат.
Наям аз анҷумани деву дадон, агар бинӣ
Айни инсонаму аз мардуми волонасабам.
Хуни ман ғозаи рухсори шаҳидон гардад,
Чун бидонад, ки аз аҳли балову карабам.
Хуни ман резиву гӯӣ, ки баҳри ту манам
Аҷаб ин аст, ки аз кори ту бас дар аҷабам.
Ошиқи хаставу аз хайли назарбозонам,
Исмати ишқ гувоҳ аст, ки некӯҳасбам.
Тифламу бо қадаме роҳи абад паймоям,
Воқиф аз марҳалаи ишқ ваҷаб дар ваҷабам.
Раҳрави кишвари тавҳидаму чун Лоҳутӣ
Масти лабрези Худо ҷумлаи ирқу асабам.

## Исми аъзам

Баъд аз ин бар сари гардун алами ишқ занам,
Хайма дар сатҳи замин бо ҳашами ишқ занам.
Бош, то он ки ба фарқи фалаку тоҷи малак,
Бо кулаҳгӯшаи пашмин қадами ишқ занам.
Тифли ин роҳаму бо ҳашмати Осафҷоҳе,
Пой бар курсии Ҷам аз карами ишқ занам.
Фахрам аз давлати фақр асту ба ӯ ранги ҷалол
Сиккаи подшаҳӣ дар дирами ишқ занам.
Тифлам, аммо зи бузургони ҷаҳони шарафам,
Дар тариқи алавӣ худ ба ями ишқ[1] занам.
Соқии чашмаи тавҳидаму аз каъси кином
Ба лаби ташнаи аҳбоб нами ишқ занам.
Ба сари хони бало аҳли валоро пас аз ин
Ман салои азамат бар наами ишқ занам.
Болафшон зи ҳарамхонаи қудс омадаам,
То паре хуш ба фазои ҳарами ишқ занам.
Ман на онам, ки бинолам зи ҷафои ту чу най,
Ба ҷигар тири ҷафову ситами ишқ занам.
Исми аъзам чу нигори дили хунини ман аст,
З-он ҳаме бар вароқи ҷон рақами ишқ занам.
Худ носутаму Лоҳутиям аз ӯст лақаб,
Бесабаб нест, ки пайваста дами ишқ занам.

[1]. Ям (ҳамчу нам) – дарё, баҳр.

## Хуни Сиёвуш

Ман, ки чун дег дар оташ ҳама дар ҷӯши туам,
Аз майи ҷоми фано волаву мадҳуши туам.
Раҳбари роҳравони ҳарами лоҳутам,
Бонги тавҳид баровардаву човуши туам.
Дӯш дар базми ту хӯрдам май, то субҳ омад,
Масти лояъқилу шайдо зи майи дӯши туам.
Баъд аз ин ҳеҷ парешон накунам хотири ҷамъ,
Ман, ки чун зулфи ту пайваста дар оғӯши туам.
Гар хамӯшам ба ҳузури ту, аз ин рӯй бувад,
Ки асири нигаҳи наргиси хомӯши туам.
Нафси Ҷолути[1] манаш нест ҳарифам гаҳи разм,
Марди майдонаму Довуди зиреҳпӯши туам.
Рустамосо бигузар бар сари хокам паси марг,
Ҷӯшиши хуни маро бин, ки Сиёвуши туам.
Наситонам майи кавсар зи кафи ҳури қусур,
То ки масти лаби майгуни қадаҳнӯши туам.
Дили Лоҳутӣ агар дегсифат ҷӯш занад,
Кам мабод аз тафи ишқи ту, ки дар ҷӯши туам.

---

[1]. Ҷолут – яке аз паҳлавонони бостонии Фаластин, ки баландболо буд ва бо Паёмбари Худо - Довуд (а) ҷангид ва шикаст хӯрд.

## Беумед

Ишқ омаду кард ҷо ба ҷонам,
Зад шӯъла ба мағзи устухонам.
Бас кун ба дилам ситам, ки дигар
Ман зинда зи ҷаври ту намонам.
Он фитна, ки буд, к-аз нигоҳе,
Кард аз кафи дил бурун инонам.
Сӯзонд ба оташи муҳаббат.
Ҳушу дилу тоқату тавонам.
Ку дил, ки ба ҳаҷри ӯ кунад сабр,
Маъзур бидор, ман на онам.
Вайронанишин чӣ ҳол дорад?
Аз фуруқати дӯст ман чунонам,
Чашмаш ба карашма бурд динам,
Ҳолист ба фикри ҷисму ҷонам.
Кай ҳаст ба зиндагӣ умедам,
Дардат чу намедиҳад амонам.
Ҳар фитна, ки ҳаст дар замона
Лоҳутӣ, аз ӯ бувад ба ҷонам

## Сангу сабӯ

Дили шикастаи ман дар шиканҷи турраи дӯст,
Амонатест, ки биспурдам ба ҳазрати дӯст.
Шабе ба хоки дараш бӯса мезадам дар хоб,
Гузашт умру ҳанӯзам машом ғолиябӯст.
Зи чоки пираҳан хуш гирифт дастам бӯ,
Магар, ки меваи сарви қади ту дастамбӯст[1].
Ба мухлисони худ, эй дӯст, кас ҷафо накунад,
Туро ба ёри вафопеша ҷавр одату хӯст.
Машав зи арбадаҷӯйиш тангдил ҳаргиз,
Ки масти бодаи ҳусну ғурур арбадаҷӯст.
Асири ишқ ба маъшуқ хӯрда кай гирад?
Бикун ҳар он чи тавонӣ ба мо, бади ту накуст.
Ман он наям, ки зи ҷаври ту бигардонам,
Ҳазор бор чу мағзам агар кашӣ аз пӯст.
Магӯ нуктаи ирфон ба зоҳиди худбин,
Ту аз аҳолии турк, ӯ зи мардуми ҳиндуст.
Сабур мондан бе рӯйи дӯст, Лоҳутӣ,
Ба назди ошиқи содиқ ҳадиси сангу сабуст.

---

[1]. Дастамбӯ /дастанбӯ/- навъе сайфии хушбӯй, ҳаммонанди гармакмева ё чизи дигаре, ки барои хушбӯ шудани даст ба даст гиранд; як навъ харбузачаи хушбӯй, ҳандалак.

## Илоҷи ишқ

Зи васли ёр даме комёб мебинам,
Хаёл мекунам ин ё ба хоб мебинам.
Ту хок бинию ман хоки пок менигарам,
Ту зарра биниву ман офтоб мебинам.
Ҳубобро ту ба рӯйи муҳит[1] биниву ман.
Муҳитро ба миёни ҳубоб мебинам.
Даруни пардаи ғайбӣ агарчи маҳҷуб аст,
Манам ба дидаи дил беҳиҷоб мебинам.
Ҳузури қалб надорӣ, ки бо ту арза диҳам,
Ки ман муоинааш дар ғиёб мебинам.
Чу моҳиям, ки бувад зиндагониям дар об,
На хештан ба сифат айни об мебинам.
Ҳадиси қидмати ӯро ба чашми ибрат бин,
Зи шеру мӯру зи пилу зубоб[2] мебинам.
Маризи ишқ нахоҳад табиб, бода биёр,
Давои дарди чунинро шароб мебинам.
Ба дидаи малакутӣ ба сони Лоҳутӣ,
Ҳақиқати башарӣ дар тароб мебинам.

---

[1]. Муҳит – дарё, уқёнус.
[2]. Зубоб (ҳамчу ҳубоб) – паша, магас, занбӯр.

## Шӯълаи муҳаббат

Мо ҷо ба кӯйи ишқи нигоре гирифтаем,
В-аз хуни дил ба панҷа нигоре гирифтаем.
Дар манҷаниқи сабр нишастаем солҳо,
Ҳоле зи лавми[1] ишқ ҳисоре гирифтаем.
Бо шӯълаи муҳаббати ӯ кардаем хӯ,
Манзил самандарона ба поре гирифтаем,
Бо ишқи шерпанҷа дучорему хушдилем.
Ҷон шӯъла кардаему шикоре гирифтаем.
Накди равон, супурдаву аз хоки пойи дӯст,
Баҳри зиёи дида ғуборе гирифтаем.
Мо аз ҷаҳону ҳар чӣ дар ӯ по кашидаем,
Дасти талаб ба домани ёре гирифтаем.
Аз ҷон канора ҷуставу андар канори хеш,
Шамшоди қадди моҳузоре гирифтаем.
Тай карда раҳ пиёдаву дар кӯйи иштиёқ,
Биншаставу камини саворе гирифтаем.
Лоҳутӣ, аз замона маяндеш, з-он ки мо,
Дар зинҳори ишқ қароре гирифтаем.

---

[1] . Лавм (ҳамчу явм)- сарзаниш, маломат.

## Офтоб дар шаб

Хаёл мекунам, ин ё ки хоб мебинам.
Ки дар сиёҳии шаб офтоб мебинам,
Магар ки рух бинмуд он нигори шаҳрошӯб,
Ки шӯри ғулғула дар шайху шоб мебинам.
Чаро ниҳам ба ҷаҳон дил дар ин сипанҷисарой,
Ки дар бинои ҷаҳон инқилоб мебинам.
Ба ҷурми хуни Сиёвуш мушти хокеро,
Ба косаи сари Афросиёб мебинам.
Зи нори ишқу зи сели сиришк худро ман,
Гаҳе дар оташу гоҳе дар об мебинам.
Дилам, ки маҳбити ваҳйу сурӯш мебошад,
Зи неши тешаи меҳнат хароб мебинам.
Бирез хуни маро аз гуноҳу бим макун,
Ки ман гуноҳи чунинро савоб мебинам.
Таборакаллаҳ, к-аз хуни поки Лоҳутӣ,
Туро ду дасти булӯрин хизоб мебинам.

## Ба сӯйи ту

Манам, ки бастаи гесӯйи мушкбӯйи ту бошам,
Асири ғамзаи ҷодуйи ҷангҷӯйи ту бошам.
Дар он нафас, ки равонам видои ҷисм намояд,
Дар орзуи нигоҳе ба моҳи рӯйи ту бошам.
Раҳиқи чашмаи Кавсар зи дасти ҳур нахоҳам,
Манам, ки ташлалаби бодаи сабӯи ту бошам!
Ба сокинони саропардаи ҷалол нанозам,
Агар надими саги посбони кӯйи ту бошам.
Ба зери ҳар буни мӯ хоҳам аз Худой забоне,
Ки ба тамоми аъзо ба гуфтугӯйи ту бошам.
Агар ки халқи ду олам шаванд Юсуфи мисрӣ,
Назар зи ҷумла бипӯшам, ба ҷустуҷӯйи ту бошам.
Зи қайду банди ҷаҳоне канор ҷустаму растам,
Аз он замон ки асири шиканҷи мӯйи ту бошам.
Гирифтам аз ҳама дурӣ, хабар зи хеш надорам,
Ки маҳви гардиши чашму рухи накӯйи ту бошам.
Агар ту пӯст чу Лоҳутиям зи ҷисм барорӣ,
Ба ҳеҷ сӯ накунам рӯ, ки ман ба сӯйи ту бошам.

## Хати озодагӣ

То ки шӯре ба сар аз он лаби ширин дорам,
Кофирам гар хабар аз ҷону дилу дин дорам.
Хати озодагиям дод зи девони азал,
Ман, ки дил бастаи он турраи пурчин дорам.
Ҳама шаб то саҳар, эй моҳ, ман аз гавҳари ашк,
Осмоне ба ҷабин пурмаҳу парвин дорам.
То дилам шефтаи силсилаи мӯйи ту шуд,
Кай дигар майли тамошои раёҳин дорам.
Ҷон кунам пешкаши дарду нахоҳам дармон,
То табибе чу ту биншаста ба болин дорам,
Накашам даст чаро аз дилу по аз сару ҷон,
Ман, ки сарпанҷа бад-он панҷаи симин дорам.
Тори боғи туам, бим зи сайёдам нест,
З-он ки маскан ба нишемангаҳи шоҳин дорам.
Чӣ кунам кашфи каромат, ки ман аз сари сидқ,
Ҳирзи[1] бозуи дил аз мӯъҷизи Ёсин дорам,
Ҳамчу Лоҳутии шайдо задам соғари ишқ,
Ки бари пири муғон ин ҳама тамкин дорам.

---

[1]. Ҳизр /ҳамчу ҷизр/- ҷойи устувор, дуое, ки бар қоғаз нависанду бо худ дошта бошанд.

## Ҳаёти абадӣ

Куҷо таматтуъе аз он ҳаёт мебинам,
Ки ман ҳаёти абад дар мамот мебинам.
Зи ишқи дӯст бароте зи лаҳви дил дорам,
Наҷоти ҳарду ҷаҳон з-он барот мебинам,
Ба чашми дил, чу назар мекунам, ҷамоли туро.
Аён зи ойинаи коинот мебинам.
Ниҳон нест, ки ман ошкор аз шаш сӯ,
Фурӯғи ҷилваи он поки зот мебинам.
Гирифта шаш ҷиҳату чор рукни оламро,
Барӣ агарчи манаш аз ҷиҳот мебинам.
Ту дар Фурот набинӣ ҷуз обу ман доим,
Фуроти дигаре андар Фурот мебинам.
Ту айни зулматӣ аз хеш кай хабар дорӣ,
Ки ман ба зулмати айнулҳаёт[1] мебинам.
Чу оби ҳайвон дорам сифоти зиндадилӣ,
Аз он ки зоти туро аз сифот мебинам.
Туро ба дидаи ҳақбину чашми Лоҳутӣ
Падид аз ҳараму сӯманот мебинам.

---

[1]. **Айнулҳаёт -** чашмаи зиндагонӣ. Гӯянд чашмаи оби зиндагӣ дар дили торикӣ нуҳуфта аст.

## Юсуф

Шабе гар зулфи он моҳи шакарлабро ба даст орам,
Ба пойи ӯ равон бахшам, на сар монад, на дасторам.
Парастори туам, к-ин сон ба нори ишқ месӯзам,
Тафаққуд кун, бигӯ охир, чӣ омад бар парасторам?
Сақокаллаҳ[1], бидеҳ соқӣ лаболаб аз маям ҷоме,
Ки аз рози ҳувийят бе муҳобо парда бардорам.
На чуғзам ман, ҳумои парфишони гулшани қудсам,
Ду оламро ба сони байзае дар зери пар дорам.
Фурӯшандам агар Юсуфсифат ихвон ба маъдуде[2],
Ба Мисри ҷон ба накди васл Ҳақ бошад харидорам.
Ҳазор овои достонсози боғи васли лорайбам,
Бубинӣ з-ин қафас охир, дар он фархунда гулзорам,
Туро бошад биҳишту ҷӯйи шир, эй зоҳиди худбин,
Ки ман аз бодаи васлаш дар он ҷо маҳви дидорам.
Ҳаромам бод ноби ишқ аз дасти булуринаш,
Зи ҳасту нест чуз ба васлаш чизе гар назар дорам.
Чаро ҳар дам нанозам з-ин шараф бар олами ҳастӣ,
Ки чун Лоҳутӣ охир ҷон ба пойи дӯст биспорам.

---

[1]. **Сақокаллаҳ** – Худо серобат кунад.

[2]. Ишора аст ба қиссаи Паёмбари Худо – Юсуф (а), ки бародаронаш ӯро дар чоҳ афканданд ва корвоне расид ва марде аз корвониён ӯро аз чоҳ бадар овард ва дар бозори бардафурӯшони Миср бифурӯхт.

## Домани пок

Нест дар даҳр чу ту ёри сиҳиболое,
Дар ҳама шаҳр набошад чу ту маҳсимое.
То асири ту шудам дар ду ҷаҳон озодам,
Бандаи ишқ надорад ба ҷуз ин савдое.
Нест чун хадди[1] ту дар гулшани айёми суман,
Нест чун қадди ту бар боғи ҷаҳон тӯбое[2].
Додаам ҷон ба баҳри ғами ишқу хиҷилам,
З-он ҷон нест сазовори чунин зебое.
Сокини кӯйи ту ҳаргиз накунад майли биҳишт,
Хуштар аз кӯйи ту дигар набувад маъвое.
Чун задӣ теғ бикаш по зи сари куштаи ман,
Домани пок мабодо, ки ба хун олоӣ.
То, ки ишқи ту санам дод бар ӯ машйи[3] ҷунун,
Хамчу Лоҳутии бедил набувад шайдое.

---

[1]. Хад (ҳамчу қад) – рухсор, гуна, чеҳра.

[2]. Тӯбо (тӯбӣ) – номи дарахтест дар биҳишт.

[3]. Машйи (ҳамчу нафйи)- роҳ, равон, рафтор.

## Дар кишвари озодӣ

Ҳар кас ба касе ошиқ, ман моили ҷононам,
Меҳраш наравад аз дил, гар он ки равад ҷонам.
Боз о зи дарам рӯзе, то нақди равону дил,
Дар айни тиҳидастӣ, дар пойи ту афшонам.
Эй ёри камонабрӯ, чашм аз ту намепӯшам.
Дар дида шавад пайкон, гар ҳар сари мижгонам.
Саҳл аст гирифтан дил аз ҷону ҷаҳон, аммо
Мумкин набувад як дам рӯй аз ту бигардонам.
Дарюзагиятро ман ҳаргиз надиҳам аз каф,
Бахшанд ба султонӣ гар мулки ду кайҳонам.
Аз чанбари фармонат ҳаргиз накашам гардан,
Чун гӯй занӣ сад раҳ, гар бо хами чавгонам.
Созам ба қазои ту розӣ ба ризои ту,
Онро ки талабгорӣ, ман дар талаби онам.
Ҷавру ситамат ҷоно, лутф аст ба ҷони ман,
Ошиқ наям ар хезад,  аз ҷаври ту афғонам.
Эй суствафо, моро сахт аз назар афкандӣ,
Гар аҳд шикастӣ ту, ман бар сари паймонам.
З-он дам ки шудам Маҷнун, некӯ сифате гӯянд,
З-он Лайлии хиргоҳӣ дар реги биёбонам.
Ҳар кас ба раҳе пӯянд, дидори маҳе ҷӯянд,
Дар кишвари озодӣ ман бандаи Ҳайронам.
Ҳайроншаҳи соҳибдил, к-андар чамани маънӣ,
Ӯро ба санохонӣ чун мурғи хушилҳонам.
Пири хирадам хонад, устоди сухан, лекин,
Дар мастабаи ишқам чун тифли дабистонам,
Ин бас шарафам бошад, к-андар бари аҳли дил,
Машҳури ду кайҳонам, Лоҳутии ҷононам.

## Тоҷи хуршед

Гар занад рӯзе дусад раҳ он камонабрӯ ба тирам,
Розиям, к-аз нӯги тираш ишқ ҷӯшад аз замирам.
То ки дар бандаш асирам, дар муҳаббат сарфарозам,
То ба домаш пойбандам, оламеро дастгирам.
Дар ҷаҳони маънӣ аз хосони даргоҳи Илоҳам,
Гар ба чашми аҳлу сурат бе парастору ҳақирам.
То сиришт аз чашми иффат гиламро дасти қудрат,
Сад ҳазорон Мӯсии маънӣ баровард аз замирам.
Дар муҳаббат дида бастам, ҳамчу бод аз ҳарду олам,
Не абас дар кашфи маънӣ инчунин бинӣ басирам.
Гуфтамаш, эй шоҳи хубон, раҳмате бинмо ба ҳолам,
Пеш аз он к-аз дури он моҳи рухсорат бимирам.
Гуфт: - Раҳмат чист? Аз ҷойи дил он кам офарида,
Оҳани ҳиндӣ ниҳода дар бари ҳамчун ҳарирам,
Сар фуруд аз давлати ишқат наёрам бар ду олам.
По занам бар тоҷи хуршед, ар ту бошӣ дастгирам.
Дар либоси мискинат аз тоҷи шоҳӣ ор дорам.
То чу Лоҳутӣ ба силки ҳирқапӯшони ҳақирам.

## Раҳовард

Суроғи ёри чу моҳи дуҳафта мегардам,
Надидамаш, ки ду ҳафта аст хаста мегардам[1].
Зи нақди ҷон ба ту овардаам раҳоварде,
Агар қабули ҳузурат шавад раҳовардам.
Бад-ин умед диҳам ҷон, ки баъди хок шудан,
Магар ки бод нишонад ба доманат гардам.
Ба домани ту нишонад ғубори ман гар бод,
Зи бӯйи нофаи ҷаъди ту наҳйи ҷон кардам[2].
Агар қабул кунам бе ҳузури дӯст биҳишт,
Махон ба маҳзари ушшоқ ҷуз, ки номардам.
Маризи ишқаму пайдост ҳоли ранҷурам,
Зи ашки дидаи сурху зи чеҳраи зардам.
Зи по даромадаам сахт ҳамчу Лоҳутӣ,
Чу шуд фироқи ту, симинбадан, ҳамовардам.

---

[1]. Ба ҳамин гуна дар асл дида шуд.
[2]. Ба ҳамин гуна дар асл дида шуд.

## Ҷоми бало

То дар хароботи муғон мо лофи бадмастӣ задем,
Хуш пушти пойи нестӣ бар олами ҳастӣ задем.
Шайтонамон аз раҳ набурд, иблисамон гумроҳ накард,
По дар раҳи девонагӣ дониставу дасте задем.
Моро макон дар Арш буд, боли малакмон фарш буд,
Аз тарки авлои падар хиргаҳ дар ин пастӣ задем.
Ҷоми бало рӯзи азал бар ҳар касе таклиф шуд,
Ин косаи лабрезро мо аз забардастӣ задем.
Аз фитнаи чашми ту дил, то шуд ба зулфат мултаҷӣ,
Сад ҳалқа пеш аз мӯйи ту бар пойи ин бастӣ задем.
Ҳастӣ, ки аз шаҳват бувад, шоистаи лаънат бувад,
Лоҳутиё, беҳтар, ки мо оташ бар ин ҳастӣ задем.

## Ҳамзабон

Аз китоби кӯҳнаву нав ман намегӯям сухан,
Ҳақ кунад талқину Рӯҳулқудс мегӯяд ба ман.
Фаҳми гуфтори маро он орифи султон кунад,
К-аз Худо нуре бувад дар қалби ӯ партавфикан,
Ту найӣ аҳли басират чашми ҳақбин боз кун,
То бубинӣ ошиқу маъшуқ дар як пираҳан.
Маҳрами асрори Аҳмад кас нашуд илло Увайс,
Чун набуд соҳибдиле номӣ чу ӯ андар Қаран.
Хотири ман махзани асрори раббонӣ бувад,
Гавҳари ганҷу ҳидоят ҳаст дар вай мухтаран[1].
Ҳар дурри розе, ки ман суфтам агар соҳибдилӣ,
Дар миёни дурҷи хотир кун ниҳону дам мазан.
Ҳай, чӣ мегӯям? Ман он мурғам, ки дар гулзори қудс
Андалебони ҷинон буданд бо ман нағмазан.
Ман ҳумои парфишони ошёни ваҳдатам,
То чӣ шуд к-уфтад сайрам ҳол бо зоғу заған.
Ҳамзабоне нест, Лоҳутӣ, бигӯ шарҳи фироқ,
Рӯбарӯ бо шоҳиди ишқ, ар шудӣ дар анҷуман.

---

[1]. **Мухтаран -** маънии калима дарёфта нашуд. Шояд **«мухтазан»** бошад, ки сароянда барои ҷӯр шудани ин қофия аз вожаи «хазона» ё «Хазина» гирифта ва ба кор бурдааст.

## Синаи Сино

Кай зи мо пӯшида бошад рӯйи он ҷони ҷаҳон,
Ман ҳамебинам ҷамоли дилбарашро ҳону ҳон.
Гар надорӣ чашми ҳақбин дам зи биноӣ мазан,
Кӯрчашмӣ то ба кай пайдост он ҷони ҷаҳон.
Ростӣ бишнав зи ман чун кӯдаку девонаам,
Чашми дил бикшову бингар рӯйи он ороми ҷон.
Чун сароҳанги тариқи ишқи яздонӣ манам,
Бо ман о, гар сӯйи шаҳри ишқ хоҳӣ шуд равон.
Аз бузургонам раво набвад, ки хонӣ кӯдакам,
Сӯйи дорулмарзи ишқам раҳбари пиру ҷавон.
Заррае набвад, ки хуршеде набошад андар ӯ,
Гар накӯ бинӣ ҳамоно дар макону ломакон.
Ман наям Мӯсо, вале Мӯсосифат дар Тӯри дил,
Ҷилваи нури таҷаллиро басе дидам аён.
**«Рабби арнай»** гуфтам андар синаи Сино, бигуфт:
**«Лан таронӣ»**[1] баски май бошад шафиқу меҳрубон.
Рав, қадам мардона зан дар водии сайру сулук,
Ҳар чӣ Лоҳутӣ сарояд, фаҳм кун асрори он.

---

[1]. Ишора аст ба ояи 14, сураи Аъроф: **-Валмо ҷоҳи Мӯсо – ламиқотано.**

## Пайки оҳ

Гар чунин дар ҳаҷри рӯят бигзарад айёми ман,
Дар ҷаҳон тарсам дигар боқӣ намонад номи ман.
Хун шуду тире нахӯрд аз мижаи дилдӯзи ту,
То чӣ бад кард ин дили беҳосили нокоми ман.
Гаштам аз қайди ҷаҳон озод, он рӯзе, ки шуд,
Ҳалқаи зулфи ту дар роҳи муҳаббат доми ман.
Бурд аз оғози ишқ аз панҷаи сабрам зимом,
Менадонам чун шавад з-он моҷаро анҷоми ман.
Наргиси масти ту ин сеҳр аз куҷо омӯхтааст,
К-аз нигоҳе бурд аз ман тоқату ороми ман.
Солҳо гаштам ба саҳрои ҷунун сайёдвор,
То ки он раъноғизоли боғи ҷон шуд роми ман.
Ҷон кунам монанди Лоҳутӣ нисори пайки оҳ,
Гар расонад сӯйи он зебосанам пайғоми ман.

## Фонуси тан

Ман фурӯғи шамъи ҷонам андар ин фонуси тан,
Дар қафас чун тӯтии шаккаршикан дорам ватан.
Ҷони покам, то сароҳанги сипоҳи дил шавем,
Оқибат бар ин тани хокӣ бидаррам пираҳан.
Омадам, то корвонҳо сӯйи шаҳри ҷон барам,
Аз Худоям бори дигар, зӣ Худо хоҳам шудан.
Бо падар чу номадам аз манзили аслӣ бурун,
Оқам, ар роҷеъ нагардам сӯйи асли хештан,
Нури Яздонам бад ин деву дадонам нест рӯ,
Нури  Яздон кай шавад сокин ба қалби Аҳриман?
Бош, то бинӣ, ки оламро кунам пуршӯри ишқ,
Пардаи маънию сурат чун кашам дар анҷуман.
Мекунад теғи забонам мункиронро қалъу қаъм[1],
Рост чун қамқому[2] самсому[3] шаҳи дин Булҳасан[4].
Мешавад баъд аз шаҳодат ғозаи[5] рухсори ҳур,
Бигзарад чун ғайну сину шин[6] зи ҳиҷрат хуни ман.
Дар саропойи вуҷудам нест чизе ғайри ишқ,
Не зи носутам, ки Лоҳутӣ хонад зулманан.

---

1. **Қалъу қамъ** – барандохтан, решакан кардан.
2. **Қамқом** /ҳамчу дандон/ **-** кори бузург.
3. **Самсом** /ҳамчу қамқом/ **-** шамшери бурранда
4. **Булҳасан** – кунияи Имом Алӣ ибни Абутолиб.
5. **Ғоз** – сурхоб
6. **Ғ, с, ш** – ба ҳисоби абҷад соли 1360 ҳиҷрии қамарӣ мешавад ва гӯё шоир марги худашро дар соли 1360 (39 сол пеш аз ин пешбинӣ мекардааст).
7. **Зулманан** –Худованди миннатҳо ва бахшишҳо, яке аз номҳои Парвардгори баландмартаба. .

## Кабк ва шоҳин

Ман шаҳиди роҳи ишқам, ин бувад ойини ман,
Ҷон нисори дӯст кун, ҳастӣ ту гар  ҳамдини ман.
Сер дар ҷоми ҷаҳон бин, гар туро бошад ҳавас,
Кун назар бо чашми ҳақбин бар дили мискини ман.
Розиам дар ҳар даме бахшам агар сад бор ҷон,
Вақти мурдан чун ту бошӣ бар сари  болини ман.
Ту махонам мурда дар ҳангоми **ғайну сину шин,**
Оламеро зинда созад **ғайну сину шини** ман.
Меравам ман сурхрӯ аз хуни худ дар базми дӯст,
Мефиристад ғозае ин гуна бар Ширини ман.
Чангалу минқор рангин мекунад аз хуни хеш,
Эй шикорафкан, манам кабку туи шоҳини ман,
Хун шавад лаъли Бадахшону равон гардад ба хок.
Гар ҳадисе бишнавад аз чеҳраи рангини ман.
Ҳар кӣ бо ман меҳрубон шуд Ҳақ шавад хушнуд аз ӯ,
Кина ҷӯяд аз Худо он кас, ки ҷӯяд кини ман.
Андалеби нағмасанҷи гулшани Лоҳутиям,
Ҳақ чунин илҳони некӯро кунад талқини ман.

## Доми гесӯ

Ба роҳам чидаӣ доме зи гесӯ,
Ки бошад холи мушкин донаи ӯ.
Чу дидам офтоби оразатро,
Гузидам роҳу расми дини ҳинду.
Нигоҳе кардиву бурдӣ зи дастам,
Дилу дину хирад бо чашми ҷоду.
Яқин кардам ба қатли худ чу дидам,
Ба дасти турки мастат теғи абрӯ.
Задан кай метавонам панҷа бо ишқ,
Шикаста соиду ин зӯри бозу.
Гумони зиндагӣ бар худ надорад,
Чу дар чанголи гунҷишк аст тиҳу.
Дилам дар сина кай ором гирад,
Дарида ханҷари ишқам чу паҳлӯ.
Набинад дидаам ҷуз рӯйи хубат,
Ба чор аркону ҳафт иқлиму шаш сӯ.
Ту аз ойинаи офоқ ҷуз дӯст,
Агар дидӣ, бигӯ бо ман куҷо, ку?
Ба ҷуз Яздон набинад чашми ҳақбин,
Худо пинҳон набошад аз Худоҷӯ.
Хуш аз рӯзе, ки чун Лоҳутӣ аз хеш,
Бурун оям, ниҳам сӯйи Худо рӯ.

## Мурғи ҳақ

Ман мурғи ҳақаму нотиқаи  ҳақаму ҳақгӯ,
Ҳуҳу Ҳаққу ҳуҳу Ҳаққу ҳуҳу Ҳаққу Ҳақ ҳу.
Ҷуз Ҳақ ба ҳама кавну макон ҳеҷ надидем,
Ту дидӣ агар боз ба мо гӯйӣ, ки ку, ку?
Дар ҳар чӣ бидидем, ба ғайр аз ту надидем,
Мо ҳарду ҷаҳонро нигаристем ба шаш сӯ.
Додем фарогӯш чу дар олами маънӣ,
Ҷуз Ҳақ мутакаллим нашунидем ба ҳар сӯ.
Аз **«Ҳақ-Ҳақу ҳу-ҳу»**, ки бувад зикр мудомам,
Ҳар лаҳза ба Аршам бирасад бонги ҳаёҳу.
Ҳақ бо ману ман бо Ҳақу дар кишвари ваҳдат,
Раҳ пӯяму ҳақ гӯяму ҳақ бинаму ҳақҷӯ.
Нақди табақи ҳаққаму саррофи ҳақиқат,
Зарри дағали хулқ насанҷам ба тарозу.
Султони сафи ишқаму солори сипоҳам,
Чавгони кафи ҳаққаму дар паҳна занам гӯ.
Фахрам ба накӯён бувад аз ҳусни худодод,
Не ҳусни ту дорам, ки бувад банд ба як мӯ.
Зинҳор макун панҷаи худ ранҷа ба размам,
К-аз қудрати Ҳаққам бувад ин қуввати бозу.
Лоҳутии ҳаққам, ки ба бӯстони Худойӣ,
Афрохтаам қомати раъно ба лаби ҷӯ.

## Дили беишқ

Ҳар касе ишқумуҳаббат набувад дар дили ӯ,
Нест аз умр ба ҷуз меҳнату ғам ҳосили ӯ.
Ҳар кӣ шуд раҳбари пайдои ҳақиқат зи азал,
Бисириштанд зи саҳбои муҳаббат гили ӯ.
Воқиф аз сирри ҳақиқат нашуд он роҳраве,
Ки нашуд марҳамати пири муғон шомили ӯ.
Бувад аз сирри муҳаббат касе огаҳ, ки ҳаст,
Гар ҳар ганҷи ҳидоят ба дили қобили ӯ.
Аз дами ҳазрати Ҳайрон ба сарои азамат,
Шамъи тавҳид шуд афрохта дар маҳфили ӯ.
Ҳар кӣ аз дашти таҳайюр ба саломат бигузашт,
Ҳамчу Ҳайрон набувад ғайри Худо дар дили ӯ.
Ин Ҳасанисму Ҳасанрасм чу дар киштии ишқ,
Ҷой бигзида, бувад баҳри фано соҳили ӯ.
Сайиди солеҳаш омӯхта чун зикри салоҳ,
Сари тавҳид кунад Рӯҳиқудс нозили ӯ.
Чун дар ин боби каромат сари худро бисупурд,
Дар раҳи фикр шуд осон ҳамаи мушкили ӯ.
Сайидаш бурд ба меъроҷи фанои филлоҳӣ,
Чунки он восили Ҳақ бошаду ин восили ӯ.
Гарчи Лоҳутии мо тифли раҳи факр бувад,
Ҳамчу пирони тариқ аст, ки шуд муқбили ӯ.

## Нӯшханд

Бе парда ҳар ки дид рухи дилписанди ӯ,
Аз ҷон ниҳод гардани тоат ба банди ӯ.
Мушкил, ки дасти кӯтаҳи мо дар ниёзи васл,
Осон расад ба меваи сарви баланди ӯ.
Гулгун шавад зи хуни баданҳои чок-чок,
Дар гоҳи пӯ ба суми таковар саманди ӯ.
То чашми бад бад-ӯ нашавад коргар, бувад,
Холи сияҳ ба чеҳраи ораз сипанди ӯ.
Созам нисори мақдами ӯ гавҳари равон,
Ин нақди камаёр шавад гар писанди ӯ.
Аз оби зиндагӣ накунад коми хушк тар,
Ҳар кас чашид шаҳди лаби нӯшханди ӯ.
Як шаҳри дил асири муҳаббат намудааст,
Ҳар тор-тор турраи мушкинкаманди ӯ.
Носеҳ ба тарки бода гарам панд медиҳад,
Ман гӯши истимоъ надорам ба панди ӯ.
Лоҳутиё, ба тири мижа хотират бихаст,
Турке, ки дар мамолики дилҳо Хуҷанди ӯ.

## Дилбари ягона

Нойӣ бизан навое бо лаҳҷаи муғона,
Мутриб бисоз ҷашне бо нағмаи чағона[1].
Роҳе бизан, ки шояд лахте маъоф дорам,
Худро ба шодкомӣ аз печиши замона.
Бурдаст ҳушам имрӯз ранҷи хумор аз сар,
Соқӣ, биёр ҷоме з-он бодаи шабона.
Касро вуқуф набвад аз рози пардаи ғайб,
К-ӯро ба ком гардад даври замона ё на.
Мутриб ба нағмаи чанг сар кун ҳадиси ишқе,
Бахшам магар тасаллӣ дилро бад-ин баҳона.
Қавлу ғазал биёро аз ҳусни нозанинон,
З-он рӯ мастӣ орад гулбонги ин тарона.
Шарҳе зи ҳусни хубон баргӯ, ки пеши ошиқ,
Ҷуз ин ҳадис бошад ҳар қиссае фасона.
Дар ошёнаи тан ҷуз холи зулфи он маҳ,
Мурғи дили маро нест парво зи доми дона.
Лоҳутӣ, аз сару ҷон бигзар ба водии ишқ,
Ҷуз қатли ту нахоҳад он дилбари ягона

[1]. Чағона /ҳамчу замона/ - яке аз созҳоест, ки ба монанди қошуқе аст бо чанд зангӯла, ки ба он омехта шуда ва бо такон додани даст ба садо дармеояд.

## Ҷамона

Хуни дили мискини маро ҳеҷ баҳона,
Таърих ба қатлам чӣ кунӣ, чист баҳона?
Аз хеш талаб матлаби худро, ки бидонӣ,
Эй хонахароб, аз чӣ давӣ хона ба хона.
Тире, ки занӣ бар дили мо зан, на ба ағёр,
Ҳайф аст ба тири ту дили ғайр нишона.
Аз ҷирғаи ушшоқи ҷигар хаста наёмад,
Ошиқ чу мани сӯхта дар ҳеҷ замона.
Маҷнун зи мани сӯхта омӯхт муҳаббат,
К-ин сон ба чунин гашта ба айём фасона.
Аз ширку дуӣ хонаи дил дор  мутаҳҳар,
Якбин шаву бин ҷилваи он ёри ягона.
Гар занги дуӣ з-ойинаи дил бизудоӣ,
Якто гуҳаре беш набинӣ ба хазона.
Оҳи дили мазлум шикофад сипари чарх,
Пайкони дуо рост нишонад ба нишона.
Дил Каъбаи тавҳиди Худованди ҷаҳон аст,
Бешойиба пайдост дар ӯ соҳиби хона.
Дил гулшани ишқ аст дар он тоири ваҳдат,
Бо нағмаи тавҳид бувад гарм тарона.
Лоҳутӣ, агар масти майи соғари ишқ аст,
З-он аст, ки хӯрд аз кафи дилдор ҷамона[1].

---

[1]. **Ҷамона** /ҳамчу замона/- соғар, пиёлаи шароб.

## Хуштар зи зиндагонӣ

Акнун ки боз дидам дидори ёри ҷонӣ,
Ғам нест гар бигӯям падруд зиндагонӣ.
Девонаи ту будан, беҳтар зи ҳушёрӣ,
Пеши ту ҷон супурдан, хуштар зи зиндагонӣ.
Дар ин ду рӯза дунё бо дӯстон вафо кун,
Касро фалак надодаст чун умри ҷовидонӣ.
Моро чӣ ғам, ки фардо пешомади ҷаҳон чист,
Касро вуқуф набвад з-асрори осмонӣ.
Нафси дунӣ раҳо кун, рӯ дар раҳи Худо кун,
В-он гаҳ дар ду олам бинмоӣ комронӣ.
Нозам ба кишвари ишқ, к-он ҷо ба пойи хидмат,
Пайғамбарӣ бибахшанд дар уҷрати шубонӣ.
Лоҳутӣ аз сари шавқ ояд ба пойбӯсат,
Рӯзе, ки рахт бандад аз ин ҷаҳони фонӣ.

## Барои хидмати ёр

Сар андар каф барои хидмати ёр, омадам ин ҷо,
Кунам то шиква аз бедоди ағёр, омадам ин ҷо.
Гусастам аз ҷаҳон дилрову бо меҳри ту пайвастам,
Навозиш кун маро, чун ман ба зинҳор омадам ин ҷо.
Ситам кардаст бо ман чархи дун, эй додгар довар,
Диҳӣ то кайфари чархи ситамкор, омадам ин ҷо.
Фалак бишкаста пову канда болу баста минқорам,
Кунӣ то чораи ин дарди бисёр, омадам ин ҷо.
Шунидам азми хунхоҳӣ зи бадхоҳи ватандорӣ,
Кунам то хуни худ дар роҳат исор, омадам ин ҷо.
Зи қайди душманон дар бораи Эрон хабар гаштам,
Кунам то бандагонатро хабардор, омадам ин ҷо.
Дар ин хидмат хатарҳо буд дар роҳам, валекин ман
Натарсидам зи банду маҳбасу дор, омадам ин ҷо.
Маро дар сина гавҳарҳост аз ганҷинаи дониш,
Туро дидам ба ганҷи худ харидор, омадам ин ҷо.
Барои хидматат паймони маҳкам бо Худо бастам,
Бигир, эй номвар, дастам, ки подор омадам ин ҷо.
Маро аз зоти ту ҷуз зоти ту набвад таманное,
На аз баҳри ҷалолу мансабу кор, омадам ин ҷо.
Ба Лоҳутӣ муҳаққақ шуд, ки аввалмарди эронӣ,
На аз рӯйи ҳаво беҳушу бедор, омадам ин ҷо.

# Ашъори мазҳабӣ ва ирфонӣ

## Тавҳид

Кун тамошо ба чашми виҷдонӣ,
Он чиро биниву намедонӣ.
То шавӣ ҷумла нур чун хуршед,
Дарнавард ин ҳиҷоби зулмонӣ.
Ваҳдату лошарикалаҳ, бишнав,
Аз муқимони Арши Раҳмонӣ.
Чанд рӯзе даро  ба шаҳри бақо,
Гар нахоҳӣ вуҷудро фонӣ.
Оламе бин зи ҳарду кавн бурун,
Пур зи шоҳаншаҳони рӯҳонӣ.
Қуташон ҷумла қути бе қутӣ.
Баргашон ҷумла барги урёнӣ.
Ман, ки навбовае аз он боғам,
Сарфарозам чу сарви бӯстонӣ.
Дидаи дил ба ман кушову бубин,
Малаке дар либоси инсонӣ.
Гӯши ҷон боз кун, ки то шунавӣ,
Ошкор ин нидои Раббонӣ:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чӣ дар парда буд, пайдо шуд.

Бин маро дар даруни пардаи роз,
Аз тамоми ҷаҳониён мумтоз.
Банд - бандам тиҳӣ зи хешу пур аст,
З-он дилором дилбари танноз.
Ӯст дар ман, вале на ман ӯям,
Нест ӯ рози ҳар чӣ ҳаст анбоз.
Аз ҷамолаш зи фарти зебоӣ,
Шоҳиди ҳусн, дида зеби тироз[1].
Тарфи[2] дил кун, ки Каъбаи маънист,
Чӣ барои ранҷ дар тариқи Ҳиҷоз.
Ошиқи содиқ тариқи яқин,
Ба ҳақиқат расад зи ишқи маҷоз.
То нахонӣ зи лавҳи дил ҳарфе,
Менадонӣ рамузи пардаи роз.
Гар ҷаҳад шӯълаат зи ҳар банде,
Нола кам кун, чу най бисӯзу бисоз.

---

[1]. Тироз (ҳамчу нигор)- зинат ва нақшу нигори ҷома, ҷомаи фахир, шева, равиш.
[2]. Тарф (ҳамчу зарф) – нигоҳ,  таманно, нигоҳ аз гӯшаи чашм.

Пунбаи ҷаҳл кун бурун аз гӯш,
То наюшӣ зи шаш ҷиҳат овоз:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чӣ дар парда буд, пайдо шуд.

Куштаи теғи ишқ баҳри наҷот,
Гирад аз хун вузӯ барои салот[1],
Ишқи ошиқ чу дид ҳадди нисоб,
Гавҳари ҷон диҳад ба ҷойи закот[2].
Бодаи ноби марг пеш аз мавт,
Марди ошиқ чашад на оби ҳаёт.
Рав, бимир аз худӣ агар мардӣ.
К-ин чунин мурдан аст айни ҳаёт.
Он кунад дар мазоқи ошиқ қатл,
Ки кунад дар мазоқи ташна Фурот.
Ёфтам чанд бор пеш аз мавт,
Ман ба айни ҳаёти хеш мамот.
Вораҳидам зи доми нафс, ки ёр,
Баҳри озодиям бидода барот.
Дар мазоқи дилам зи дасти ҳабиб,
Заҳр хуштар бувад зи шаҳди ҳаёт.
Фошу бепарда ман ҳамешунавам
Ин суханро зи ҳар ҷамоду набот:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чи дар парда буд, пайдо шуд:

Ноз кун бар фаришта, эй доно,
Дода ҳаққат чу тоҷ каррамно[3].
Чун туӣ шоҳи кишвари тавҳид,
Ман гузидам раҳи ту оманно[4].
Дидае чӯ, ки Ҳақ тавон дидан,
Кӯри ботин мабошу нобино.
Банд - бандам зи ҳам, агар гусалӣ,
Накашам нола аз дарун чун но.
Назанам дам, агар насӯзонӣ,
Ману афғон зи ҷаври ту? Ҳошо!
Роҳ чун бурд сӯйи Даҷлаи ишқ,

[1]. **Салот** – намоз.
[2]. **Закот** – бахшиш аз мол, хайр.
[3]. Ишора аст ба ояи 70, сураи Исро: - **«Валақад каррамно банни Одама»** - **«Мо фарзандони Одамро каромат бахшидем)**.
[4]. **Оманно** – имон овардем.

Қатрае буду шуд дилам дарё.
Ман киям, то сухан кунам аз ишқ?
Нест гӯяндае ба ғайри Худо.
Зикри **«инно аноаллаҳ»** андар Тӯр[1],
Ҳақ сурудию шуд шаҷар гӯё[2].
Ману дил ҳарду шоду мот будем,
Ки баромад зи ҳар тараф ово:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чи дар парда буд, пайдо шуд.

Ҳону ҳон! Шоҳ парда аз рухсор,
Баркашидаст ё улулабсор[3].
Дидае ку, ки рӯйи ҷононро,
Ҷилвагар бинад аз дару девор.
Нури машкут дар зуҷоҷаи ғайб,
Шуд зиёбахши дидаи аброр[4].
Кай зи сирри азал шавӣ воқиф,
Надарӣ то, ки пардаи пиндор.
Мулки носутро суботе нест
З-ӯ умеди мадор ҳеҷ мадор.
Роздорони ғайб мегӯянд:
Ламиналмулки воҳид-ул-қаҳҳор[5]!
Сайр дар олами бақо хуштар,
На дар ин дори фонии ғаддор.
Ту равон сӯ ба сӯ, ки ёр куҷост,
Ёр гӯяд, ки ин манам, ҳуш дор!
Човушони сабил мегӯянд,
Бо дафу дай ба кӯчаву бозор:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чӣ дар парда буд пайдо шуд.

Соғари ишқ, эй рафиқи шафиқ,
Шуд лаболаб зи бодаи таҳқиқ.

---

[1].Ишора аст ба ояи 14-и сураи Тоҳо: - **«Иннано инноаллоҳ» - «Ҳаройна, Худои якто ман ҳастам»**.

[2].Ишора ба ояи 30-и сураи Қасас: - **«Чун назди оташ омад, аз канораи рости водӣ, дар он сарзамини муборак, аз он дарахт нидо дода шуд, ки эй Мӯсо, албатта, Ман Худои барҳақу Парвардигори ҷаҳониёнам».**

[3].**Улулабсор** – соҳибони биноӣ, равшанбинон.

[4]. **Аброр –** накӯкорон.

[5]. **«Подшоҳии ҷаҳон аз они Худои ягонаи тавоност»**. Ишора аст ба ояи 16-и сураи Мӯъминун: **- «Явма ҳам боризун…).**

Ашрабу ё маъоширулаҳбоб,
Абшару, эй мубашширони тариқ[1].
Гашт маст аз майи фанофиллаҳ[2],
Ҳар кӣ нӯшид ин шароби раҳиқ[3].
Он ки дар соҳил аст, кай донад,
Ҳоли онро, ки шуд ба баҳр ғариқ.
Шоҳе аз пардаи ҳариму висол,
Чеҳра бинмуд меҳрубону шафиқ.
Ин манам дар ҳузури ҳазрати дӯст,
Шуда маҳви лиқо, зиҳӣ тавфиқ!
Боракаллоҳ[4], ба олами арвоҳ,
Бувад ишқи туам рафиқи садиқ.
Буд пеш аз нузули рӯҳ ба ҷисм,
Ба Худовандии туам тасдиқ.
Мешунидам ба гӯшу ҳуш ҳаме,
Дӯш аз раҳраве рауфу халиқ:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чӣ дар парда буд, пайдо шуд.

Ман, ки соя ба фарқадони[5] кулаҳам,
Хурдсоле зи соликони раҳам.
Ба рикоби шаҳ қадам пӯям,
Қадам андар сари ситора ниҳам.
Масти лорайбу[6] маҳви шоҳиди ғайб,
Ҳарами ваҳдат аст хонақаҳам.
Шаҳрёри сародиқи[7] қудсам,
Аламут[8] аст сатҳи боргаҳам.
Аз шароби мизоҷ бо кофур,
Аҳли тавҳидро пиёла диҳам.
Аз гадоёни хусрави арабам,
Ғарбро ҳамчу шарқподшаҳам.

---

[1]. Эй ёрон ва дӯстон, бинӯшед, мужда диҳед, эй муждадиҳандагони роҳ (эй роҳнамоён).

[2]. **Фанофиллаҳ** – яке аз мароҳили тасаввуф, ки дар он сифоти башарӣ ба сифоти худоӣ мубаддал мешавад ва се марҳала дорад: - маҳв, тамас, маҳақ – фанофиллаҳ шудан, яъне якбора бечиз ва дарвеш шудан.

[3]. **Раҳиқ** (ҳамчу рафиқ) – холӣ, беғаш, соф.

[4]. **Баракаллоҳ** – Худо муборак гардонад.

[5]. **Фарқадон** – номи ду ситораи наздики қутби шимолӣ.

[6]. Ишора ба ояи 2-и сураи Бақара.

[7]. **Сародиқ -** саропарда.

[8]. **Аламут -** ошёнаи уқоб, ҷойи бисёр баланд.

Бар сари ҳафт торам аз шаш сӯ[1],
Чор аркон зананд панҷгаҳам.
Ба дари остони ҳазрати дӯст,
Паст афтода ҳамчу хоки раҳам.
Нойи ҷонам ин нидо созад:
Ки яке аз мунодиёни шаҳам:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чи дар парда буд, пайдо шуд.

Ман киям? Андалеби гулшани ҳол,
Тӯтии базлагӯйи Ҳинди висол.
Хозини ганҷи сир моуваҳйӣ,
Диҳадам ёд ин ҳуҷаста мақол.
Чашми ҳақбин кушову дар ман бин,
Он чи берун бувад зи ваҳму хаёл,
Фош з-ойинаи вуҷудам бин,
Акси рӯйи муҳаймини мутаъол.
Аксу окис ба айни ойинаанд,
Кӯрботин мабошу дида бимол.
Ман ба айни равон ҳамон бинам,
Ки Увайс[2] аз ҷамоли Аҳмаду Ол.
Мардуми дида аст, дида куҷо,
Бинад он рӯйи офтобмисол?
Қомат афрохт сарви гулшани дил,
Эй қиёмат, қиём, кайфулҳол[3].
Омадам ин нидо ба олами сайр,
Аз сурӯшони Арши базми ҷалол:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чӣ дар парда буд, пайдо шуд.

Эй давобахши дарди бедармон,
Эй табибу аниси хастадилон.
Эй ҳаёти ту қоими биззот,
Ғайри ту кулли ман алайҳофон[4].

---

[1]. Ҳафт торам киноя аз ҳафт осмон ва шаш сӯ шаш паҳлӯи кунҷи ҳандасӣ ва панҷгоҳ панҷ вақти намоз аст ва манзури шоир ин аст, ки дар ҳар намоз дар шаш сӯйи ҳафт осмон барои бузургдошти ман чаҳор бор соз ва нақора навохта мешавад.

[2]. **Увайс** – ишора ба ориф ва сӯфии машҳур Увайси Қарании Яманӣ, ки дӯстдори сахти Паёбари акрам (с) ва хонадони ӯ буд.

[3]. **Кайфулҳол** – ҳол чӣ гуна аст?

[4]. **«Ҳар чӣ дар ҷаҳон аст, нобуд шуданст»**. (Ишора ба ояи 26-и сураи Раҳмон).

Коми ман аз лиқои хеш барор,
То намонам ба водии ҳирмон.
Худ ҳиҷоби худам, вагарна куҷо.
Бошад аз ман ҷамоли дӯст ниҳон.
Зери ҳар санг ҷойи сарҳангест.
Ҳону ҳон, фош бингареду аён.
Маликулмулк[1] нест ҷуз ту касе,
Гар биковӣ тамоми кавну макон.
Ҳар чӣ гӯянд ин туӣ, на туӣ,
Ту бурунӣ зи ҳадду васфи гумон.
Эй бурун зоти ту зи дарки уқул,
Бенишониву аз ту нест нишон.
Пас чӣ ҳол аст он ки мешунавам?
Ин суханро зи хубу зишти ҷаҳон:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чи дар парда буд, пайдо шуд.

Эй ба ҳар зи вуҷуд дода вуҷуд,
Ба вуҷуди ту дигарон мавҷуд.
Дарки зоти ту ҳадди мо набувад,
Мо ҳама обидему ту маъбуд.
Ҳар чӣ бинем туӣ, вале на туӣ,
Ҳам туӣ, ҳам ту аз миён мафқуд.
Кай ту мафқудӣ эй бақои ҳама,
Аз ту гар ҳосид асту гар маҳсуд.
Бо вуҷуди ту дигарон адаманд,
Мумкинанду ту воҷибӣ ба вуҷуд.
Ҳамагӣ муфлисанду ту мунъим,
Ҳамагӣ соҷиданду ту масҷуд.
Ман киям? Ҳеҷ! Пас туӣ, на манам.
Гар бигӯям манам, туӣ мақсуд.
Ҷуз ту кас роҳи нестӣ набвад[1],
Гар ҳама волид аст ва гар мавлуд.
Ҳар дамам ҳотифе зи боми сипеҳр,
Фош гӯяд ба нағмаи Довуд:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чӣ дар парда буд, пайдо шуд.

---

[1]. **Маликалмулк** – дорандаи ҷаҳон, Худованди мутаъол.

Ҳар чӣ наздику дур мебинам,
Аз ту лабрези нур мебинад.
Зоти лоюдраки[1] бухти[2] басит,
Нуқсро аз ту дур мебинам.
Ғайбиву ман туро ба дидаи дил,
Дар ғиёбу ҳузур мебинам.
Ман Худованд дидае, ки туро,
Менадидаст, кӯр мебинам.
Оламе аз фурӯғи талъати ту,
Ҳамчу доруссурур[3] мебинам.
Давр даври ту асту муддати ту,
Ҳар чӣ мараддуҳур[4] мебинам.
Ҳар кӣ набвад ба ишқи ту зинда,
Мурдааш дар қубур мебинам.
Ман ҷамоли туро ба чашми равон,
То гаҳи нафҳи сур[5] мебинам.
Фош ман ин нидои ғайбиро,
Бо сари пур зи шӯр мебинам:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чи дар парда буд, пайдо шуд.

Омадам аз сарои бодафурӯш,
Ҷоми май дар кафу сабӯ бар дӯш.
Гар ту ҳам масти бодаи ишқӣ,
Аз шароби сабӯйи мо кун нӯш.
Бо ман оянд қудсиёни сипеҳр,
Баҳри таблиғи амр дӯш ба дӯш.
Рӯфта[6] роҳам ба мижа ҳурулйин,
Хуфта дар ҳайкалам равони Сурӯш.
Ҳар чӣ гӯям, зи Ҳақ бувад, на зи ғайр,
Суханамро ба гӯшу ҳӯш ниюш.
Гар надорӣ таҳаммули суханам.
Аз ҳарорат зи дил чу дег бичӯш,
Ҳар сухан, к-аз баёни Лоҳутист,
Ҳамчу дурри самин[7] бикаш дар гӯш.

---

1. **Лоюдрак** – дарнаёфтанӣ, ғайри қобили дарк.
2. **Бухт** – маънии ин дар вожа дарёфта нашуд, шояд махт (ҳамчу қаҳт бошад).
3. **Доруссурур** – хонаи шодӣ.
4. **Мараддуҳур** – гузашти рӯзгор.
5. **Нафҳ** – дамидан бо даҳон, нафҳи сур –боди тайпуф.
6. **Рӯфта** – рӯбида, ҷорӯб карда.
7. **Дурри самин** – гавҳари гаронбаҳо.

235. Пас аз ин шӯриш афканам ба ҷаҳон,
Чу бигирам зи рози дил сарпӯш.
Ин суханро шунав зи Руҳулқудс,
На зи ман мункари тариқ хамӯш:

Шамси тавҳид оламоро шуд,
Он чи дар парда буд, пайдо шуд.

## Муҳаммад (с)

Арши Худо дар шаби висоли Муҳаммад,
Касби шараф кард аз ниоли[1] Муҳаммад.
Чашми худобин ба ҷуз Худоӣ набинад,
Фош бар ойинаи ҷамоли Муҳаммад.
Оре, ваҷҳи Худо ба сурати маънӣ,
Нест магар ваҷҳи бемисоли Муҳаммад.
Гулшани ҳастӣ надиду боз набинад,
Сарвқадеро ба эътидоли Муҳаммад.
Силсилаи анбиё зи оламӣ ладунӣ[2],
Резахӯронанд аз навои Муҳаммад.
Рашҳаи янбӯъ[3] файзи номутаноҳӣ,
Ҳаст номе аз ями[4] камоли Муҳаммад.
Шамси вуҷуд аз азал ба матлаи ҳастӣ,
Нуру зиё барад ар зулоли Муҳаммад.
Рашк барад Юсуф ар, ки боз бубинад,
Сурати маънӣ, ки дар Билоли[5]Муҳаммад.
Руҳулқудсро маҷол нест, ки гӯяд,
Мухтасаре аз баёни ҳоли Муҳаммад.
Кас набуд воқиф аз ҷалолати қадраш,
Ҷуз, ки Худованд зулҷалоли Муҳаммад.
Ҷали ҷалолаҳу сифоти зоти Худоӣ,
Возеҳу пайдо шуд аз хисоли Муҳаммад.
Дар фалаки ваҳдат аст қиблаи имон,
Гӯшаи абрӯ чун ҳилоли Муҳаммад.
Лавҳи машийят[6] зи ҷунбиши қалами сунъ,
Нақш пазируфта аз хаёли Муҳаммад.
Нест ҳамолаш[7] агар бувад ба ду олам,
Сеҳри[8] Муҳаммад бувад ҳамоли Муҳаммад,
Шоҳи вилоят Алӣ, ки гулшани динро.
Об бинӯшонад аз зулоли Муҳаммад.

---

1. **Ниол** – (ҳамчу шикор) – даргоҳ, пойини маҷлис.
2. **Илми ладунӣ** –дониш, ки касе бе устод фаро гирифта бошад ва гуфтаанд, ки паёмбарон чунин дониш доштаанд.
3. **Янбӯъ –** чашма, ҷӯйи пуроб.
4. **Ям -** дарё, бахр, уқёнус.
5. **Билол** – лақаби Ибни Рабоҳи Ҳабашӣ, ки қаблан ғулом буд, озод гардид ва нахустин азонгӯйи Масҷиди Набавӣ буд.
6. **Машийят** – ирода, хоҳиш (бештар махсус ба Худо).
7. **Ҳамолаш** – монандаш, баробараш.
8. **Сехр** – домод, хешованд.

Он ки ба Ҳисни Қамус[1] ва куштани Марҳаб[2].
Бурд зи хотир ғаму малоли Муҳаммад.
Дасти ядуллоҳиш чу теғ баровард,
Гашт сари Амр[3] поймоли Муҳаммад.
Шуст ҷаҳонро зилус он ки ба олам,
Хост нагун рояти ҷалоли Муҳаммад.
Ахтари ӯро завол дод, ки мехост,
Аз фалаки хусравӣ заволи Муҳаммад.
Ғайри Алӣ кас набувад ҳамдами Аҳмад,
Дар ҳарами Ҳақ, шаби висоли Муҳаммад.
Бандаи Лоҳутиям, ки нақши вуҷудаш,
Ҳаст валои Аливу Оли Муҳаммад.

---

[1]. **Ҳисни Қамус** – яке аз дижҳои яҳудиён бувад, ки ҳангоми ҷанги Хайбар ба дасти мусалмонон афтод.
[2].**Марҳаб** (Марҳаби Хайбарӣ) – яке аз паҳлавонони яҳудиён дар ҷанги Хайбар, ки ба дасти Муҳаммади Муслама яке аз ҷанговарони Ислом кушта шуд.
[3]. **Амр -** Амр ибни Абдуд ҷанговари араб, ки дар ҷанги Хандақ ба дасти Алӣ ибни Абӯтолиб кушта шуд.

## Алӣ

Эй ҳама хубони ҷаҳон ошиқат,
Субҳ насими нафаси содиқат.
Лоиқи шаънат набувад ҳеҷ шай,
Ғайри Худое, ки бувад лоиқат.
Зоти ту берун бувад аз дарки ақл,
То чӣ бувад он ки бувад холиқат.
Нуқтае бо холи равонбахши ту,
Нуктаи мавҳум лаби нотиқат.
Қиблаи мақсуд хами абрӯят,
Даҷлаи тавҳид кафи фоизат[1].
Оламу одам ҳама лоҳиқ зи ту,
Зоти билошубҳа бувад содиқат.
Кистӣ, эй ҳастии олам, ки ҳаст,
Сурати маънӣ бавало нотиқат?
Ғайри равонбахш ҷаҳонофарин,
Ҳар чӣ дарояд ба гумон лоҳиқат.

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам, ки туро сохта.

Шамси азал партави рухсори ту,
Дидаи дил мот ба дидори ту.
Ойинаи ҳусн рухи фаррухат,
Ишқ асири лаби дарбори ту.
Хоки сари кӯйи ту оби ҳаёт,
Зинда равонҳо ҳама з–осори ту.
Нуқтаи ҳастӣ ба ҷаҳони шуҳуд,
Ҷунбише аз гардиши паргори ту.
Дар аҷабам то чӣ бихонам туро,
Мидҳати ман нест сазовори ту.
Холиқи кулл дар сари бозори шавқ,
Худ ба худоиш харидори ту.
Чарх саропардаву тоҷ офтоб,

---

[1]. **Фоиз** – лабрез, фурӯрезанда, файзрасонанда, зоҳиран фоиқат дурусттар менамояд, ҳарчанд, ки дар маънӣ тафовут дорад.

Ҷину малак лашкари ҷаррори[1] ту.
Воситаи байни сипеҳри замин,
Як қадами Дилдули[2] раҳвори ту.

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам, ки туро сохта.

Юсуфи дилҳо ҳама зиндониат,
Мӯсии ҷон гарм ба чӯпониат.
Одаму Ҳавво зи азал ёфтанд,
Нағмае аз олами инсоният.
Ламаъи хуршеди сипеҳри вуҷуд,
Шаъшаъаи орази Раббоният.
Ғайри Муҳаммад ҳамаи коинот,
Бандаи даргоҳи ҷаҳонбоният.
Ҷомаи ҳастӣ ба тани Рӯҳиқудс,
Дӯхт машият пайи дарбоният.
Тоҷи вилоят зи Худованди пок,
Пештар аз пеш шуд арзоният.
Шамъи саропардаву машкути ғайб,
Нест магар талъати нурониият.
Ҳадди санои ту надорад касе,
То ки Худо карда санохониият.

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам, ки туро сохта.

Нури вилоят зи Худо тоҷи ту,
Роҳи ҳидоят шуда минҳоҷи[3] ту.
Ҳар чӣ Худорост валиву набӣ,
Хок бибӯсанд бари тоҷи ту.
Дидаи куфр, эй шаҳри имон, ба тар,
Кӯр намудӣ, чу шуд омоҷи ту.
Подшаҳони ду ҷаҳонро бувад,
Тоҷи шараф дар гарави тоҷи ту.
Шамъи саропардаи кун[4] равшан аст,
Субҳу масо аз дили ваҳоҷи[5]ту.
Шаҳпари шоҳини қазоро гусехт,
Қуввати сарпанҷаи дарроҷи[1] ту.

---

1. **Ҷаррор** – бисёр кушанда, лашкари анбӯҳ.
2. **Дулдул** – номи уштури Алӣ ибни Абӯтолиб.
3. **Минҳоҷ** (ҳамчун миъроҷ) **-** роҳи рост ва равшан.
4 . Ишора аст ба ояи 73-и сураи Анъом – **«Ҳуваллази халақассамовоти валарз»**.
5. **Ваҳоҷ** – фурӯзон.

Арши сари дӯши Паямбар бувад,
Маҳфили қурби туву меъроҷи ту.
Равшании носияи рӯзи қадр,
Партаве аз нури шаби доҷи[2] ту.

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам, ки туро сохта.

Ҳодии раҳ шав мани гумроҳро,
То бишиносам ба ту Аллоҳро.
Фош намо сурати маънӣ ба халқ,
То, ки бубинанд ҳама шоҳро.
Довари аршӣ ба ҷаҳони вуҷуд,
Боз бикаш домани хиргоҳро.
Равшании ройи ту субҳу масоҳ[3],
Нуру зиё дода хуру моҳро.
Нуктае аз сирри ниҳон гӯ, ки халқ,
Боз шиносанд зи раҳ чоҳро.
Ҳазми ту гар по ба миён оварад,
Кӯҳи гаронсанг  кунад коҳро.
Фазли ту бар коми вадудат[4] кунад,
Шаҳди бақо самми равонкоҳро.
Ҳар кӣ ба дил нақши валои ту баст,
Дод сафо хотири огоҳро.

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам, ки туро сохта.

Эй валии мутлаqу эй дасти  Ҳақ,
Довари офоқу шаҳи мохалақ[5].
Баҳри нисори қадамат чархи рост,
Симу зари меҳру маҳ, андар табақ.
Равшании субҳи саодат бувад,
Нури ҷабини ту ба раббулфалақ[6].
Болу пари рӯҳ нарустӣ ба тан,
Гар барат, эй шоҳ, нахондӣ сабақ.
Хомаи тақдир ба амрат навишт,
Сирри китоби аҳадӣ бар варақ.

---

[1]. **Дарроҷ** – паррандаи шикорӣ.

[2]. **Доҷ** – торикӣ.

[3]. **Масоъ** – сари шаб, шабонгаҳ.

[4]. **Вадуд** – дӯст.

[5]. **Мохалақ** – он чи Худо офарид.

[6]. **Раббулфалақ** – офарандаи сапедадам, Худои ҷаҳониён.

Баҳри заминбӯси ту ҳар бомдод,
Аз шаби дайҷур баромад шафақ.
Ҳар кӣ бидонад зи Худоят ҷудо,
Рӯйи  вай аз шарм шавад пурарақ.
Ҷисми палиде, ки бувад мункират,
Бод гирифтори балое баҳақ[1].

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам, ки туро сохта.

Дил на ки бо меҳри ту, дар хок беҳ,
Сина, ки бо кинаи ту, чок беҳ.
Бар тани ту ҷомаи лорайб нағз,
Бар сари ту тоҷи арафнок[2] беҳ.
Ройи ту муроъоти фурӯғи азал,
Ҷойи ту дар хотири ғамнок беҳ.
Ходими даҳлези саропардаат,
Коргузорони нӯҳ афлок беҳ.
Баҳри нисори қадами Дулдулат,
Гавҳари ганҷинаи идрок беҳ.
Ҳар кӣ таваллои ту дар сина дошт,
Бо дили поку назари пок беҳ.
Модеҳи ту бок надорад зи ҷурм,
Бандаи маддоҳи ту бебок беҳ.

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам, ки туро сохта.

Эй Алии олии олинажод,
Эй валии волаи волониҳод.
Шир зи пистони саодат хӯрад,
Ҳар кӣ ба меҳри ту зи модар бизод.
Ҳар кӣ ту бастӣ ба рухаш боби файз,
Боби шақоват ба рухаш Ҳақ кушод.
Шуд зи сафо ҳомили ваҳйи азал,
Рӯҳи Аминро чу шудӣ устод.
Чун ту надорад ба ҷамолу ҷалол,
Аз паси Аҳмад хиради пир ёд.
Рӯзи азал бар ҳамаи мумкинот,
Ҷуди ту сармояи эҷод дод.

---

[1]. **Баҳақ** – бемориест монанди пес, ки лаккаҳои сафед рӯйи пӯст падид меояд.
[2].**Арафнок** – ишораест ба гуфтаи Пайғамбари Ислом (с) дар бораи Худованди мутаъол: **- «Туро чунонки бояд нашинохтаем …».**

Аз карами ҳазрати ту охшиҷ[1],
Нор шуду об шуду хоку бод.
Мӯҳраи меҳр аз даҳани мори субҳ,
Бар лагани чарх ба амрат фитод.

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам ки туро сохта.

Фардиву ҷоҳи ту бувад мунтахаб,
Аз ҳама афрод ба ҳусни ҳасаб.
Бар фалаку мулк фахомат[2] туӣ,
Моҳи Аҷам шоҳсавори Араб.
Фош шуд аз пардаи ғайбулғуюб,
Ҷилваи Раббониву рухсори Раб.
Аз адам офоқ надидӣ вуҷуд,
Гар кӣ вуҷуди ту набудӣ сабаб.
Бандаиву кори худоӣ кунӣ,
Эй аҷаб аз кори ту симмулаҷаб[3].
Гар нарасад нафҳаи[4] файзат ба боғ,
Кай гули хушбӯй дамад аз ҳатаб[5].
Партаву рухсораи рӯзи сапед,
Фош зи амри ту шуд аз тира шаб.
Пешрави аҳли вилоят туӣ,
Дар тариқи ишқ ваҷаб дар ваҷаб.

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам, ки туро сохта.

Довари кулл аз паси довар туӣ,
Додрасу шофеи маҳшар туӣ.
Бар ҳамаи халқ билофосила,
Вориси меҳроби паямбар туӣ.
Шаръи кабир зи сари рою ҳуш,
Соҳиби саҷҷодаи минбар туӣ.
Оли аборо зи шараф дудаӣ,
Аҳли вилоро сару сарвар туӣ.

---

[1]. **Охшиҷ** – унсур, модда.

[2] . **Фахомат** – бузургворӣ.

[3]. **Симмулаҷаб** – боз ҳам шигифта.

[4]. **Нафҳа** – бод додан, боде, ки Исрофил ном фаришта рӯзи қиёмат бо шайнур дамида, ки бо овози он гӯё ҳамаи мурдагон зинда мешудаанд.

[5]. **Ҳатаб** – ҳезум.

Духтари шоҳаншоҳи лавлокро[1],
Ҳамдаму ҳамхобаву ҳамсар туӣ.
Мо ҳамагӣ ташнаи ҷоми ато,
Соқии софӣ майи Кавсар туӣ.
Додгару довари офоқро,
Мазҳари оётиву мазҳар туӣ.
Он чи дарояд ба хаёлу хирад,
Аз ҳама болову фурузунтар, туӣ.

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам, ки туро сохта.

Одами хокӣ, ки малоик намоз,
Дар бари ӯ бурд зи рӯйи ниёз.
Аз ту ба сар тоҷи каромат ниҳод,
Варна куҷо хоку чунин иззу ноз.
Нури ту дар кишвари ӯ хайма зад,
К-аз ҳамагон гашт чунин сарфароз.
Бори амонат, ки фалакро набуд,
Тоқати ҳамлаш зи фуруди фароз.
Буд валои туву хатми Русул,
Буд лиқои туву шоҳи Ҳиҷоз.
Партави меҳри ту сабаб шуд, ки шуд,
Шефта Маҳмуд ба ҳусни Аёз.
Ишқи ҳақиқист таваллои ту,
Ғайри таваллои[2] ту ишқи маҷоз.
Аз рухи ту бар ҳамагӣ фош гашт,
Ҳарчӣ ба нӯҳ парда Худо дошт роз.

Ман ба туам ошиқи дилбохта.
Волаи онам, ки туро сохта.

Рӯзи азал, эй шаҳи фармонгузор,
Даст ба домони ту умедвор.
Қозии ҳоҷот ҳама чун туӣ,
Ҳоҷати Лоҳутии маҳзун барор.
Парда ба айбаш зи карам боз пӯш,
Дор азизу манамо ҳеҷ хор.

---

[1]. Манзур Фотимаи Заҳро - духтари Пайғамбари Ислом (с)
[2]. **Таваллo** (ҳамчу таманно) – дӯстӣ доштан ба касе.

Шофеи исёни ҳама чун туӣ,
Ёвари ӯ бош ба рӯзи шумор.

Дарди ғуломони ту ҳам аз ту беҳ,
Чора шавад, эй шаҳи фаррухтабор.
Мо ҳама муҷрим, ту Хованди пок,
Ҷурм бибахшою макун шармсор.

Ҳубби ту сармояи озодӣ аст,
Ҳубби худ аз хотири мо бармадор.
Дар ду ҷаҳон ёри муҳиббон туӣ,
Ҳеҷ надоранд ба ағёр.

Ман ба туам ошиқи дилбохта,
Волаи онам, ки туро сохта.

## Дасти ману домони ту

Эй азизи Мустафо, дасти ману домони ту,
Нури чашми Муртазо, дасти ману домони ту,
Шамъи базму анбиё, дасти ману домони ту,
Зиннати Арши Худо, дасти ману домони ту,
Хомиси Оли або, дасти ману домони ту.

Эй меҳин оёти Ҳақ, эй ҳуҷҷати Раббулмаҷид,
Бар гунаҳкорон зи шафқат шофеъи явмулваҳид,
Ноумедам, эй Ҳусайну аз ту ман  дорам умед,
Сайидӣ кун, деҳ наҷотам, риштаи тоқат бурид,
Киштии баҳри сахо, дасти ману домони ту.

Он ғубори даргаҳат бар дидаи дил тӯтибот,
Турбати покат маризонро ба ҳар дарде шифост,
Оре, оре, Карбалоят чашмаи файзи Худост,
Салтанат дорад фақире, к-ӯ ба даргоҳат гадост,
Ҳам фақирам, ҳам гадо, дасти ману домони ту.

Шавқи дидори ту дар руъё маро девона кард,
Он чунон девонае, к-аз худ маро бегона кард,
Ошноям, эй аҷаб, бо ҷилваи ҷонона кард,
Партови меҳри рухат, дар хонаи дил хона кард,
Шоҳидам ин муддаъо, дасти ману домони ту.

Дар замони кӯдакӣ хобу хаёле доштам,
Шӯри ишқат бар Сару дар дил малоле доштам,
Парзанон, парвонасон бишкаста боле доштам,
Орзӯи турбатат ҳар моҳу соле доштам,
Хостам аз ҷон туро дасти ману домани ту.

Аз ҷавонӣ то ба пирӣ ғайри ту нашнохтам,
Ҳар ҳавои нораворо зи сар андохтам,
Дар қимори ишқи ту, он чӣ маро буд, бохтам,
Носазоҳо бас шунидам, сӯхтам ҳам сохтам,
Худ, ки медонӣ чаро? Дасти ману домони ту.

Бо хаёли шамъи рӯят маҳфили ман равшан аст,
Ин дили вайронаам доим зи бӯят гулшан аст,

Ошиқонат он чиро бар дил бувад, бар доман аст,
Ин ҳама овозҳо аз ту бувад кай аз ман аст?
Ҳамчу най дорам наво, дасти ману домони ту.

Ошиқам, девонаам, девонаи расво манам,
Шамъро парвонаам, парвона бепарво манам,
З-ошёни дигарам в-аз ғайр ғамфарсо манам,
Сӯхтам, омӯхтам, бегона аз дунё манам,
Баҳри амвоҷи ато, дасти ману домони ту.

Ман ба ту дил бастаам, дасти Худо, дастам бигир,
Хаставу бишкастаам, дасти Худо, дастам бигир,
Бо ғамат пайвастаам, дасти Худо, дастам бигир,
Мунҷият донистаам, дасти Худо, дастам бигир,
Ғарқам андар ибтило, дасти ману домони ту.

Ошиқи вомондаам, баҳри Худоям вониҳед,
Шеваи ошиқкушӣ бечорагӣ орад падид,
Ҳар мунофиқ кай сайиду ҳар мувофиқ кай палид,
Ин тааққул бас аҷибу ин таҳаввул бас баъид,
Канзи[1] асрори Худо, дасти ману домони ту.

Банда Лоҳутӣ[2] дуогӯву саногӯ ҷоннисор,
Бар азодорони ту бошам зи ҷон хидматгузор,
Ҳамди беҳад бар Худои қодири лайлу наҳор,
Солҳо бошад, ки бахшида ба ман ин ифтихор,
Бошамат навҳасаро, дасти ману домони ту.

---

1. **Канз** – ганҷ.

2. Дар нусхаи хаттие ки ба мо додашуда ба ҷойи номи Лоҳутӣ «Илҳомӣ» навишта шудааст, вале оқои Муҳаммад Илҳомӣ, ки ин қитъаро дар дастраси мо ниҳоданд, ёдовар шуданд, ки ба хотири мулоҳизоте, ки дар солҳои сиёҳи гузашта доштанд, худашон номи Лоҳутиро бардошта, ба ҷояш номи Илҳомиро гузоштаанд, ки гирифторие пеш наояд.

## Сабри доварӣ

Биё, дар Карбало маҳшар бибин к-ин густарӣ бингар,
Назар кун дар ҳарими кибриё, ғайратгарӣ бингар.
Фурӯшанда Ҳусайну ҷинс ҳастӣ, муштарӣ Яздон,
Биё, коло бубин, бойеъ нигаҳ кун, муштарӣ бингар!
Ба фикри хайри уммат буд вақти марги фарзандаш.
Сипаҳсолории лашкар бубину раҳбарӣ бингар.
Зи беобӣ ба вақти марг ҳам Аббоси номовар,
Хиҷил буд аз Сакина ёдгорӣ Ҳайдарӣ бингар.
Ба ҷойи об хун пошида шуд дар роҳ аз ғайрат,
Ба дасти ишқ фармондеҳ бубин, фармонбарӣ бингар.
Пайи ангуштарӣ бибрид ангушти шаҳи динро,
Ҷафои сорбон бину усули чокарӣ бингар.
Ба ҷойи шоҳи дин фармондеҳи хайли асирон шуд,
Мақоми Зайнабӣ бину вафои хоҳарӣ бингар.
Барои гиря ҳам рухсат надоданд Оли Аҳмадро,
Мусалмонӣ нигаҳ кун, расми меҳмонпарварӣ бингар.
Худоро[1] кушта буду хунбаҳо медод мушти зар,
Бубин кори Язиди беҳаё, зиштахгарӣ бингар.
Худо маҳбуби худро ғарқа дар хун дид Лоҳутӣ,
Накард ин даҳрро нобуд, сабри доварӣ бингар!

---

[1]. **«Худоро кушта буду…»** - ишора аст ба ин гуфта дар зиёратномаҳо: - **«Ё сораллоҳ ва ибн сора – яъне «эй хуни Худо ва фарзанди хуни Худо».**

## Ситоиши пир[1]

Ба ҳаққи сӯфии софизамири дурдошом,
Ки субҳи равшанам аз ғам сияҳтар аст зи шом.
Ба окифони[2] муҳаббат шиори базми хос,
Ки поймоли ҳалокам зи даст бурди авом.
Ба сари синаи Ҳайрон, ки исм аъзами Ҳақ,
Вадиъа дода диламро барои зикри мудом.
Ба нуктае, ки зи килки банони ҳазрати ӯст,
Шудааст нақши замири мунирам аз айём.
Ки менихӣ зи шараф савомеъи малакут,
Зи дастгирии ӯ пай бар сари аҷром.
Манам, ки солеҳи аъмоли сайиди хешам.
Ниҳам ба водии ҳайронӣ аз басират гом.
Чу тифли ноқаи Солеҳ[3] ба хунфишонии ман,
Бародарони тариқам кашидаанд ҳусом.
Шараф падарам аз ин шеъру шоирӣ ҷуз нанг,
Маро, ки илми ладун мешавад зи ҳақ илҳом.
Барои файзи ҳузури хос мебошад,
Ки ранҷ мебарам аз ин авоми колонам,
Бародарони тариқам раги ватин[4] ҳастанд,
Каломашон ба дилам неш мезанад чу саҳом.
Яке сарояд Лоҳутиву чунин суханон.
Ки пай набурда ба дарки саноиаш афҳом?
Яке бигӯяд: - ин ҳиллакори Илҳомист,
Ки мерасад зи Сурӯшаш гаҳи сухан пайғом.
Вагарна тифли нопухтаву чунин гуфтор?
Раво набошад ин-сон зи навбулуғе хом!
Яке бигӯяд: - биллаҳ, агар, ки Илҳомист,
Сарояд ин суханон дар ҳазор соли тамом .
Падар, ки уммиву фарзанди ӯст уммитар,
На аз падар бувbooleanду аз писар чунин икром.
Зи бостон сухане кӯҳан ба нав хонанд,
Ба номи хешу зи шаҳдаш кунанд ширин ком.
Чунин сухан, ки бувад ҳамчу ваҳйи субҳонӣ,
Касе нагӯяд бе авни[5] довари а-уллом.

---

[1]. Ин қитъа ба ёди Ҳайрони Курдистонӣ суруда шудааст.

[2]. **Окифон** – гӯшанишинон.

[3]. **Ноқаи Солеҳ** – Солеҳ паёмбари Худо буд, ки аз миёни мардуми Самуд бархост ва шутури модае дошт, ки мӯъҷизаи паёмбарии ӯ буд ва бадкорон онро куштанд ва бачаи уштур сар ба кӯҳ ниҳоду нопадид гардид. Барои ин ҷиноят Худованди мутаъол қавми Самудро несту нобуд кард.

[4]. **Ватин** – расане, ки бо он амoриро мебанданд, дар ин ҷо ба маънии раги зиндагӣ.

[5]. **Авн** –ёвар, пуштибон.

Зи орифони қавим асту дар замони қадим,
Гирифтааст зи табъи салимашон анҷом.
Шунидам он, ки дар он базми ҳазрати Ҳайрон,
Ки дар дилаш зи самоъи машият аст қавом.
Ҷавоб дод: - ғайр аз баёни Лоҳутӣ,
Касе ба силки сухан инчунин надода низом.
Ба сидқи қавл ҷаноби вай аз сари тасдиқ,
Суруд он, ки лақаб хозинаш бувад ба низом.
Ки ин сухан набувад ҷуз баёни Лоҳутӣ,
Ҷуз ӯ ҳар он, ки бувад бозгӯ чӣ дорад ном?
Дилам гирифта зи гуфтори ҳосидони ҷаҳул,
Бад-он сифот, ки дили тифл дар машимаи[1] шом.
Агар ту аҳли дилӣ, ёд гиру дар амал ор,
Туро чӣ кор, ки кист ин хуҷиста калом?
Зи ҷаҳл нисбати кизбу ҷунун ба Ҳақ доданд,
На ман фузунам дар манзалат зи хайри аном.
Чу ғунча тангдилам ҳамчу гул шукуфта шавам,
Агар ки соқии майхонаам бубахшад ҷом.
Биёр, соқии боқӣ ба тоқи абрӯйи дӯст,
Ки рӯзи базм ҳузур асту гоҳи шурби мудом.
Куҷост соқии маҷлис, ки уқда бикшояд,
Зи хотирам ба майи иштиёқу каъси кором.
Ба ҷони дӯст, ки ба ёди дӯст наншанам,
Агарки пӯст зи мағзам кананд чун бодом.
Зи боғи аҳли басират касе шикор накард,
Ки сайди ваҳшии мардон ба кас нагардад ром.
Чаро набошам пайваста ҳамчу мурғ асир,
Ки холи туам гаштааст донаву дом.
Ба ашки мижаи пири тариқи Ҳайронӣ,
Ки тар насозам бе дӯст зи оби ҳайвон ком.
Бигӯ ба маҳзари сайид, ки тифли содадиле,
Зи ишқи пире афканда ташти худ аз бом.
Туӣ, ки ишқи ту аз хештан бурунам кард,
Тиҳӣ зи хешаму пур аз туам уруқу изом[2].
Худой донад аз ишқи сайидам он сон,
Ки хешро нашиносам зи ғайр дар айём.
Аё, ҷанобати шоҳи сарири кишвари дил,
Ҳазор олами ҷон ғайр аз ин ҷаҳонат ром.

---

[1]. **Машима** (ҳамчу надима) – бачадон, захдон.
[2]. **Изом** – устухонҳо, азм (ҳамчу назм) – устухон.

Нагӯям он ки худоӣ, маро худовандӣ,
Ба ҷуз ту кас накунад хотири маро пидром[1].
Супурдаам ба ту худраву бознастонам.
Агар, ки пӯст зи мағзам кананд чун бодом.
Ба хонақоҳи ту, к-он бартар аст дар маънӣ,
Зи базми хосисурушони чархи минофом.
Чу дар ҳузури туам ҳамчу мурғи сидра нишин,
Бувад мақом дар арши довари аллом[1].
Равони ман, дили ман, дини ман ду дидаи ман,
Зи туст равшан, эй сайиди накӯфарҷом.
Зи оби чашмаи айнулҳаёти сирри сулук,
Ба чоҳи ташна басе додиям зи раъфат ҷом.
Тариқи кеши ту дорам дигар чӣ арза диҳам,
Зудудиям зи дил ойини куфр з-ин ислом.
Пиёла аз ту гирифтам ба маҷлиси ваҳдат,
Зи ҳирқабозии ман гар мегазад ибҳом.
Лабат чу аз лабаш факр шаҳдзо гардид,
Ба айни  тифлӣ пири тариқатам шуд ном,
Падар ба домани меҳри ту парвариш додам,
Чу зодаам ба валои ҷаноби ту аз мом.
Мунаввар аст дилам аз чароғи Ҳайронӣ,
Зи боди васваса ҳифзам кунад даҳу ду имом.
Агар, ки бурқаи[2] сайр аз ҷамоли дил бикашам.
Кунад ба дорам мансурвор ҷӯшиши ом,
Зи авни даст зи ҳар сӯ расад ба гӯши дилам.
Ҳазор нуктаи маънӣ чу Орифи Бастом[2],
Ба зикри қалби ман Шиблии[3] замони худам,
Зи ҷоми ҳубби ту мастам на аз хавоси мудом.
Зи нори ишқи ту шуд сӯхта саропоям,
Зи пухтагӣ ба мани сӯхта, ки гӯяд хом.
Зи шеъру шоириам  мадҳи ту мақсуд
Дар ин тариқ бад-ин қасд  мегузорам ҷом.
Чӣ фахр дорам аз шеър, ман ки дар гаҳи сайр,
Ба рӯҳи қудс қаринам гаҳи адои калом.
Руҷӯи хидмат бар окифони Арш кунам,

---

[1]. **Пидром** (ҳамчу меҳрон) – хушу хуррам.

[2]. **Орифи Бастом** – манзур Тайфур ибни Исо ибни Одами Султонуламо маъруф ба Боязиди Бастомӣ аз урафои машҳури садаи дуюм ва сеюми ҳиҷрии  қамарӣ аст.

[3]. **Шиблӣ** – Абӯбакр Ҷаъфар ибни Юнус маъруф ба Шиблӣ аз орифони маъруфи садаҳои сеюм ва чаҳоруми ҳиҷрӣ, ки гӯё ба соли 248-334 ҳиҷрии қамарӣ даргузаштааст.

Агар туам бишморӣ зи ҷумлаи худдом.
Ҳасад барад ба ман арчанд сифлаи кавдон,
Аҷаб набошад, ин аст расми шуғли лаъом[1].
Ҳамеша то ки бувад фақр фахри аҳли сулук,
Туро ба курсии ирфон мақом бод мудом.
Расад зи файзи ту доим ба қалби Лоҳутӣ,
Зи Ҷабраили ҳақиқат ба дини Ҳақ илҳом.

[1]. **Лаъом** –фурӯмоягон.

## Ҳасуд

Дилам, ки махзани асрори ҳубби бечун аст,
Зи тири таънаи инкори мункарон  хун аст.
Куҷо ҷуҳули фулуз ин сухан қабул кунад,
Ки дурҷи синаи ман ҷойи дурри макнун аст.
Китоби кӯҳна, к-аз ӯ нав сухан гӯям,
Маро саҳифаи авроқи қалб маҳзун аст.
Зи қудрати малакуларш ғофил аст ҳасуд,
Ки хотираш зи ғубори ҳасад дигаргун аст.
Дилам, ки рамзи муҳаббати нигор саҳфаи ӯст,
Тиҳӣ зи кинаву аз меҳри дӯст машҳун аст.
Нуҳуфта ганҷи ҳикам дар дилам машияти Ҳақ,
Ки фаҳми он накунад гар ҳама Фалотун аст.
Гудохт ҳастии ман аз азал зи шӯълаи ишқ,
Ки аз шарори муҳаббат дилам чу конун аст.
Магар хурда ба хурде, ки аз бузургонаш,
Ба сина гавҳари асрори ишқ маҳзун аст.
Муайядам ба сухан карда лутфи Бори Худой,
Атияи аҳадиро чӣ ҷойи мазмун аст.
Ба ҷони дӯст, ки бо дӯсти туам, оре,
Равоқи[1] манзили Лайлӣ равони Маҷнун аст.
Агарчи хурдам, аммо бузург манзалатам,
Мақоми пастам болои ҳафт гардун аст.
Биҷӯй дидаи ҳақбин, ки нек бишносӣ,
Маро, ки бар суханам рӯзгор мафтун аст.
Суханшинос найӣ, варна шеъри Лоҳутӣ,
Латифаест, ки бо шаҳди ишқ маъҷун аст.
Ба тарзи ман сухане кас нагуфта аз ин пеш,
В-агар ки гуфта ба хоки қиёс мадфун аст.
На ман зи гавҳари Илҳомиям, ки Рӯҳи қудс,
Муаллимаш ба суханҳои нағз мавзун аст.
Падар, ки мулҳами ғайбаш ба дастёрии ҳақ,
Мадад кунад бингар ҳоли пури он чун аст!
Куҷост бода, ки ғам хотирам фигор намуд,
Чу ғам фаро бирасад, ҷоми бода маймун аст.
Кунун, ки боғ бувад ҳамчу маҷлиси Парвиз,
Бисоти сабза беҳ аз маснади Фаридун аст.
Ба ёди бода, ки бунёди ғам барандозам,
Ки май давои ғами дарду ранҷи афзун аст.
Дилам зи лаъли лаби ёр бӯса металабад,
Ки ошиқ аз лаби дилбар ба бӯса маъзун[2] аст.

---

[1]. **Равоқ** – айвон.
[2]. **Маъзун** – дорои изну иҷоза.

Бигӯ ба маҳзари ҷонон, ки аз ҳимояти ту,
Ба назди Мӯсии ишқам мақоми Ҳорун[1] аст.
Ба дафъи мункари Лоҳутӣ аз мамолики ишқ,
Бикаш сипоҳи зафар навбати шабехун аст.
Китоби кӯҳнаи маро зи лутф нав фармо,
Ки аз инояти ту бандаи ту мамнун аст.
Худ ин муояна бинам, ки хоки кӯйи вафо,
Зи хуни ноҳақи ман сурх чун табархун[2] аст.
Ба меҳри дӯст халад хори марг дар ҷигарам,
Шаҳиди ишқаму чеҳрам ба ҳашр гулгун аст.
Ба даври хеш алифқадди гулшани ишқам,
Ки хам барам қади  аҳли сулук чун нун аст.
Дилам, ки чашми тавҳиду манбаи файз аст,
Наме зи рашҳаи ӯ сад ҳазор Ҷайҳун аст.
Ба кӯдакӣ агарам масканат иҳота намуд,
На аз ситораи наҳс асту бахт ворун аст.
Қазо ба хурдиям он ҳиммати бузург бидод,
Ки тангнои бисоташ басити ҳомун аст.
Ба шаҳду шир сириштаст шакарин ғазалам,
Вале ба коми ҳасудам ба таъми афюн аст.

---

1. **Ҳорун** – бародари ҳазрати Мӯсо (а), ки мақоми паёмбарӣ дошт.
2. **Табархун** – уннoб, челон.

## Дар бари ҷонон

Ҳар дале, к-аз партави Ҳақ мунҷалист,
Лоиқи манзилгоҳи Абдулалист.
Дар дили ошиқ дили дигар бувад,
Он дили дил ҷойи он дилбар бувад.
Ҳафт дарё дар дили ин дил гум аст,
Қулзум[1] андар қулзум андар қулзум аст.
Дар дили дил бас аҷоибҳо бувад,
Пур зи асрору матолибҳо бувад.
Шаҳрҳо дорад бурун аз ҷазру мад,
Ки шумори он нагунҷад дар адад.
Худ ба ҳар шаҳре яке пиру валист,
Ҳукмрони ҷумлашон Абдулалист.
Эй ту шоҳи ҷону эй султони дил,
Эй зи ту ҳам дарду ҳам дармони дил.
Чун дилам бурдӣ нигаҳдораш ту бош,
Чун бурид аз дигарон, ёраш ту бош!
Худ ту медонӣ дилам аз ту пур аст,
Ин садаф оромгоҳи он дурр аст.
Ман зи по афтодаам, дастам бигир,
Нодимам аз кардаҳо узрам пазир.
Дар дили дил чун ту соҳибқудратӣ,
Бигзар аз раҳмат бирафт ар ғафлатӣ.
Дил ҳамехоҳад, ки васф афзун кунад,
Оҷиз аст аз шарҳи матлаб чун кунад.
Сад ҳазорон роҳ дар мулки дил аст,
Тайи он беилтифотат мушкил аст.
Роҳҳо пурваҳшату ман нобалад,
Гум кунам раҳ гар ту нанмоӣ мадад.
Рафтани ин роҳ бас мушкил бувад,
Гар  ту раҳмат оварӣ, осон шавад.
Дарди дил бисёр, эй Шоҳи Валист,
Лек дар пеши ту гуфтан ҷоҳилист.
Гарчи дил аз гуфтанаш шуд молмол,
Ман чӣ гӯям чун ту донӣ шарҳи ҳол.
Чун туро аз сирри дилҳо огаҳист,
Гуфтани ман дар ҳузурат аблаҳист.

---

[1]. **Қулзум** – Баҳри Сурх.

Ин ману мо ҳам ба пешат з-аҳвалист,
Лек танг аст истилоҳу чора нест.
Дар бари ҷонон саропо гӯш беҳ,
Дил пур аз гуфтору лоб хомӯш беҳ.

## Оташи дӯзах

Дод дарвеше аз раҳи тамҳид[1],
Сирри қалёни хешро ба мурид.
Гуфт: - аз дӯзах, эй накӯкирдор,
Қадре оташ ба рӯйи он бигзор.
Бигирифту бибурду бозовард,
Иқди гавҳар зи дурҷи[2] роз овард.
Гуфт: - дар дӯзах он чӣ гардидем,
Даракоти ҷаҳимро[3] дидем.
Оташу ҳезуму зуғол  набувад,
Ахгаре баҳри  интиқол набувад.
Ҳеч кас оташе намеафрӯхт,
З-оташи хеш ҳар касе месӯхт.

---

[1]. **Тамҳид** – муқаддимачинӣ, омодасозӣ.
[2]. **Дурҷ** – сандуқча, ҷойи нигаҳдории зару зевар.
[3]. **Даракоти ҷаҳим -**  табақоти дӯзах.

## Шифо

Алист, он ки дар ҷаҳон шаҳе кунад гадойи ӯ,
Ба боми Арш барзананд хусравии ливойи ӯ.
Гар осмон адӯ шавад, бас аст ҳубби ҳазраташ,
В-агар замин пур аз бало, шифост хоки пойи ӯ.

# Ғазалиёти мазҳабӣ ва ирфонӣ

## Мазҳаби ушшоқ

Гузашт аз сари нӯҳ чарх бонги «ё Рабби мо!,
Дили чу санги ту воқиф нашуд зи матлаби мо.
Ҳадиси ишқи туро бар забон наёвардам.
Ки сирри ишқи туро нашнаванд аз лаби мо,
Тариқи ишқу муҳаббат шиори хосон аст.
Бурун зи машрабу ом аст расму машраби мо.
Сипеҳри маҷлиси унс асту рӯйи дӯст қамар,
Сиришки дида зи шавқи ҳузур кавкаби мо.
Ба гарди мо нарасад Ҷабраили ақл, ки ҳаст,
Буроқи ишқ ба меъроҷи сайр  маркаби мо.
Муқими ҷаннати ишқам диҳад талиъаи меҳр,
Намуд касби зиё рӯзи қадр аз шаби мо.
Маризи ишқи ту ҳаргиз даво намехоҳад,
Табиби хастадилон аст, чашми пуртаби мо.
Сабақ зи лавҳи муҳаббат гирифтаем ба ишқ,
Ту гар зи аҳли сулукӣ, даро ба мактаби мо.
Ба хуни хеш бизан дасту по чу Лоҳутӣ,
Ки ҳаст куштани ушшоқ айни мазҳаби мо.

## Пинҳону ошкор

Гар ту пинҳонӣ ба чашми ман намоёнӣ чаро?
Гар намоёнӣ ба зери абр пинҳонӣ чаро?
Эй дили девона, дар айни висол ин нола чист?
Дар ҳузури ҳазративу гарми афғонӣ чаро?
Хотири маҷмӯъ будат бе ғаму ошуфтагӣ,
Ҳамчу зулфи он балоболо парешонӣ чаро?
Эй ғами ҳиҷрони ҷонон, аз миёни ҷони ман,
Лаҳзае берун биё, пайваста дар ҷонӣ чаро?
Рӯнамои хеш гуфтӣ ҷони худ қурбон кунам,
Ман бар он аҳдам, ки кардам, ту пушаймонӣ чаро?
Куфр дар шаръи ҳақиқат з-ин мусалмонӣ беҳ аст,
Кофирӣ бигзин дило, охир мусалмонӣ чаро?
Гар надорӣ улфате бо ман ба пеши дидаам,
Ҳар замон бо ҷилваи дигар хиромонӣ чаро?
Гар на аз хуршеди рӯйи ёр кардӣ касби нур.
Ҳамчу субҳи васли ҷонон нурборонӣ чаро?
Гар нахоҳӣ куштаи хешаш ба роҳи ишқи пок,
Сӯйи қурбонгоҳи Лоҳутӣ шитобонӣ чаро?

## Гандуми холи ту

Бикушо баҳри такаллум лаби чун марҷонро,
То намоем нисори қадамат мар ҷонро.
Кай тиҳидаст шавам з-он, ки ман аз гавҳари ашк,
Ганҷҳо дораму лабрез кунам домонро.
Бо чунин нозукии табъ надонам зи чӣ рӯ,
Додаӣ ҷо ба ҳарири бари худ сандонро!
Ду ҷаҳон маҳви ҷамоли туву аз пайдоӣ,
Карда пурҷилва ҷамоли ту ҳама кайҳонро.
Адли маҳз асту дар ӯ як сари мӯ нест ситам,
Гар бисӯзӣ зи ғазаб мустаҳақи ғуфронро.
Гандуми холи ту овард дар ин домгаҳаш,
Худ кунӣ кору ниҳӣ бар дигаре товонро?!
Кори худкарда пушаймониаш аз пай набувад,
Пок аз домани мо соз ту ин бӯҳтонро.
Морро ҳамсари товус чунон гардонӣ,
Дуздро тӯша диҳӣ, то ки барад имонро.
Кори ҳақро чӣ кунӣ чуну чаро Лоҳутӣ?
Ту набинӣ ба чунин чашм магар нуқсонро.

## Душмани ҷони чаро?!

Эй ғами ҷонона, пинҳон дар дилу ҷонӣ чаро?
Бо чунин давлат дило, доим дар афғонӣ чаро?
Соҳиби ҷоми ҷаҳонбиниву миръоти[1] яқин,
Пас бад-ин ҷамъияти хотирпарешонӣ чаро?
Бо вуҷуди он ки дидӣ ҷилваи дидори дӯст,
Ашкбориро зи ғам чун абри найсонӣ чаро?
Бо баҳои ҷон харидам васлат, эй ороми ҷон,
Рӯй бинмо, аз чунин савдо пушаймонӣ чаро?
Офтобосо гирифта партави ҳуснат ҷаҳон,
Ошкоротар зи пайдоеву пинҳонӣ чаро?
Ҷумлагӣ ҷонӣ зи по то фарқу аз сар то қадам,
Эй саропо ҷон, надонам душмани ҷонӣ чаро?
Гар на ганҷи сирри Ҳаққӣ дар харобободи тан.
Эй дили Лоҳутӣ, андар кунҷи вайронӣ чаро?

---

[1]. **Миръот** – ойина.

## Ҷоми лабрез

Соқиё, манмо дареғ аз мо майи гулфомро
Май мусаффо мекунад риндони дурдошомро.
Сӯфии софидилам дар гӯши ҷон оё чӣ гуфт,
К-аз сарам бирбурд ақл аз хотирам оломро.
Бандаи пири хароботам, ки хуш вораста кард,
Аз ду олам хотири ҳамчун мане гумномро.
То чӣ шуд хосони ҳазратро, ки барпо кардаанд,
Дар хароботи муғон ин растахези омро.
То ба куллӣ аз худӣ холӣ шавам, соқӣ зи меҳр,
Давр чун афтад ба ман, лабрез бинмо ҷомро.
Даври Маҷнун тай шуду ҳангоми Лайлӣ шуд куҳан,
Навбати шайдоӣ омад, навраси нокомро.
Дам ғанимат дор, эй дил, чун зимоми ихтиёр,
Бар кафи мо нест доим гардиши айёмро.
Оташи ҳайрониям афрӯхт ҳайрон дар ҷигар,
Боракаллоҳ, пухта кард аз шӯълае ин хомро.
Ҳамчу Лоҳутӣ маранҷ, ар носазое бишнавӣ,
Нӯш кун чун шаҳду шаккар шарбати дашномро.

## Ҷомаи такфир

Гардани таслим неҳ риштаи тақдирро,
Ҳосили бедонишист куштаи тадбирро.
Дасти ризо деҳ ба банд пеши каманди қазо,
Чора чу бечорагист бастаи тақдирро.
Фарри ҷавонӣ зи ишқ роҳ намояд ба дӯст,
Қувваи рафтор нест чун хиради пирро.
Боз нахоҳӣ агар монд зи раҳ, эй рафиқ,
Хоб зи ғафлат макун мавсими шабгирро.
Синаи бегонагон аз чӣ ҳадаф мекунӣ?
Сахткамоно, бизан бар дили мо тирро.
Баст ба зиндони ишқ, то сари зулфи туам,
Бӯса занам ҳар замон ҳалқаи занҷирро.
Дар ҳарами ишқ, агар сайд ҳаром аст, чун
Тири ту шӯяд ба хун чеҳраи наҳҷирро.
Хотири дилгир шуд хонаи тавҳиди Ҳақ,
Аз чӣ ту хун мекунӣ хотири дилгирро.
Ишқи ту гар кофирист, бандаи Лоҳутиям,
К-ӯ ба тан ороста ҷомаи такфирро.

## Ойинаи ғайбнамо

Парда як сӯй биандоз аз он рӯй, Худоро,
Парда ҷоиз набувад ойинаи ғайбнаморо.
Паси сад парда ниҳониву аёнтар зи аёнӣ,
Кӯр он дида, ки бепарда надидаст шуморо.
Хонаи дил кунӣ ар пок зи олоиши ҳастӣ,
Фош бинанд дар ӯ ҷилваи рухсори Худоро.
Баски дил дар шикани турраи пурчини ту бошад,
Раҳ набошад ба хаму ҳалқаи ӯ боди сабоpo.
Ҳар кӣ бемори ту бошад, накашад миннати дармон,
Дардманди ту ба олам набарад номи даворо.
Ту шаҳи кишвари ҳусниву мани хаста гадоям,
Чӣ шавад, гар бинавозӣ зи раҳи лутф гадоро.
Оби гул то бариву ҷилваи сарв аз сари мастӣ,
Рух барафрӯзу хиромон бикун он қадди расоро.
Моҳу хуршеди фалак дар назараш ҷилва надорад,
Ҳар кӣ як бор бидид он рухи ангуштнаморо.
Ҳамчу Лоҳутии мискин худӣ аз хеш бурун кун,
Гар ки ҷонон талабӣ дур кун аз худ ману моро.

## Хидмати майхона

Ашк бас меравад аз дидаи бехоб маро,
Бими он аст, ки имшаб бибарад об маро.
Хоб бо ёди висоли ту хаёлест муҳол,
Ёди рӯят нагузорад, ки барад хоб маро.
Накашам дар шаби дайҷур зи маҳ миннати нур,
Дида пурпур зи меҳрест ҷаҳонтоб маро.
Ба фалак ноз намоям, ки бувад бар дилу ҷон,
Махзани ишқи ту, эй гавҳари ноёб маро.
Шуд чу меҳроби ибодат хами обрӯйи туам,
Нест ҳоҷат пас аз ин ҳеч ба меҳроб маро.
Ҳам магар хоки маро бод зи кӯйи ту барад,
В-арна мумкин набувад дурӣ аз он боб маро.
Мекунам хидмати майхона, ки чун Лоҳутӣ,
Майкашон ёд диҳанд аз карам одоб маро.

## Дар раҳи сели фано

Фош гӯям, то супурдам дил ғами ҷононаро,
Дил зи каф додам ба ишқ он дилбари фарзонаро.
Рӯйи дил дорад ба сӯе ҳар кӣ бинӣ дар ҷаҳон,
Сӯйи он бесӯст рӯйи дил мани девонаро.
З-он сабаб гардам ба гирди кӯйи ӯ ҳар субҳу шом,
То магар бар дида резам хоки он кошонаро.
Он қадар мастам зи ҷоми ишқу тоби бехудӣ,
Ки наёрам фарқ кард аз хештан бегонаро.
Нест уммеди ҳаётам чун ба кӯйи нестӣ,
Дар раҳи сели фано бунёд кардам хонаро.
Ҳимматаш Лоҳутӣ андар риштаи ҷон шӯъла зад,
Шамъ зад оташ, агар болу пари парвонаро.

## Роҳи хонаи рақиб

Кӣ мебарад ба сӯйи ёри ман катиби маро,
Кӣ медиҳад хабар аз марги ман табиби маро.
Инони сабр зи дастам рабуд, то ишқаш,
Гирифт хуни дилу дидагон рикеби[1] маро.
Чаро набарам хуноби дил зи фурқати ӯ,
Ки рафту бурд ба ҳамроҳи худ шикеби маро.
Нишони тири маломат шавад ба мудати умр,
Ҳар он ки хӯрд хаданги ғами ҳабиби маро.
Ба пойбӯси сабо нақди ҷон барафшонам,
Гар оварад хабари ёри дилфиреби маро.
Барои он ки кашад дарди ғайратам, аз ман
Кунад савол, раҳи хонаи рақиби маро.
Гумонам ин ки шавад дилфусурда Лоҳутӣ,
Бибинад ар мижагони ба хун хизеби[2] маро.

[1]. **Рикеб** – рикоб.

[2]. **Хазиб** – хизобкарда, ҳинокарда, рангинкарда.

## Сачда ба хуршед

Ошуфта макун турраи пурҳалқаву чинро,
Аз халқ нахоҳӣ бибарӣ гар дилу динро.
Аз рашк фитодӣ қалам аз панҷаи Монӣ,
З-он пеш бидидӣ агар он фарқу ҷабинро.
Лабташнаи ишқи ту диҳад ҷону зи ғайрат,
Аз чашмаи ҳайвон начашад моъи маъинро.
Бо рӯйи ту ман гулшани фирдавс нахоҳам,
К-ин нузҳату хубӣ набувад хулди баринро.
Қомат бинамо, то ки қиёмат бинамоӣ,
Аз он қаду боло ҳамаи халқи заминро.
Кас менабарад роҳ ба ганҷинаи ҳуснат,
То турки камондори ту бигрифта каминро.
Ҳинду дигараш саҷда ба хуршед набошад,
Гар бингарад он моҳрухи зӯҳраҷабинро.
Дурборӣ аз он лаъли лаб омӯхта дар ишқ,
Лоҳутӣ агар суфт чунин дурри саминро[1].

[1]. **Самин** – қиматбаҳо, пурқимат.

### Дар кӯйи харобот

Майхона чӣ ҷоест, ки шуд бехабар он ҷо,
Афтод агар Рӯҳи аминро гузар он ҷо.
Сарманзили мақсуд, ки кас боз надонад,
Девона диламрост хаёли сафар он ҷо.
Аз кӯйи ту кас бознаёяд ба саломат,
Ҷон дод басе ошиқи хунинҷигар он ҷо.
То он ки бидонанд манам ошиқи рӯят,
Бар рӯйи ту з-он рӯй накардам назар он ҷо.
Симурғ наёяд ба сари кӯйи муҳаббат,
Аз ҳам бикушояд магасе гарду пар он ҷо.
Дардо, ки пас аз мурдани ман боди саборо,
Раҳ нест, ки то ояду гӯяд хабар он ҷо.
Нозам ба харобот, ки камтар хидами ӯ,
Аз фахр ниҳад пой ба тоҷи қамар он ҷо.
Лоҳутӣ, агар аҳли дилӣ, рав сафаре кун,
Дар кӯйи харобот, ки набвад хатар он ҷо.

## Шикоят

Гар боядам бимонд зи ҷонони худ ҷудо,
Эй дил, ба сина хун шаву эй ҷон, зи тан дар о.
Он зулмҳо, ки бар ман аз ин чарх мерасад,
Биллоҳ, кӯҳ уфтад аз ҳайбаташ зи по.
Ҳар кас қарини ҳамдамею ёри дилбарест,
Танҳо манам асири дусад гуна ибтило.
Ёрон ҳама ба  болини нозанд муттакӣ,
Ман хишт зери сар ниҳам аз ҷойи муттако.
Ёрону ақрабо, ки намудандӣ ифтихор,
Бар дигарон, ки бо ман ҳастанд ошно.
Фарсангҳо гурезанд аз гуфтугӯйи ман,
Монанди деви бехирад аз раҳмати Худо.
Душман накӯтар аст аз ин гуна дӯстон,
Ақраб ҳазор беҳ аз ин гуна ақрабо.
Ё лилаҷаб! Чӣ шӯриши олист дар ҷаҳон,
Халқе тамом гумраҳу пайдо на раҳнамо.
Он як ба хуни дил лаби ноне кунад падид,
В-ин як зи хуни ноҳақи мардум кунад ғизо.
Гар он муқаддас аст дучори ситам чарост,
В-ар ин муқассир аст, муҷозоти ин куҷо?
Ин-сон ки бастааст ғараз чашму гӯши мо.
Лутфи Худо магар кунад ин дардро даво.
Душман ба хоки мамлакату мо ба хоби хуш,
Куффор гарми ҳимлаву мо рӯ ба қаҳқаро.
Ислом бемуину ватан дар хатар, вале
Мо ғофилони чу ҳайвон машғул дар чаро.
Хобему ғофилему харобему ҷоҳилем,
В-ин дард бадтар он ки накӯшем дар шифо.
Ё Мустафо, зи қабр баровар сару бубин,
Исломро ба малҷаи куффор мубтало.
Дар маҳви муслимин шуда куффор муттаҳид,
Исломиён зи ғафлат аз якдигар ҷудо.
Ҷамъе ба хуфя коргари душман шудаанд,
Ҷамъе дигар зи дайн[1] бикӯшанд бармало.
Як мушти миллати ту пайи ҳифзу ному нанг
Аз ҷон гузашта гарми ҷиҳоданд доимо.
Эрониёни бехирад аз ғафлати ғурур,
На дар хаёли чора, на андешаи даво.
Ҳукми ҷиҳод фарз ба ҳар марди мӯъмин аст,
К-ай мӯъмин аст, он ки бувад ёри ашқиё?

[1]. Дайн – вом, қарз.

## Зиндонӣ[1]

Худовандо, диламро равшан аз сидқу сафо бинмо,
Маро бегона кун аз халқу бо худ ошно бинмо.
Ғубори ҷурм миръоти[2] диламро кард зулмонӣ,
Ба оби раҳмати худ пок ин занги хато бинмо.
Ҳидоят гар ту нанмоӣ ба ҷаҳлу зиллатем андар,
Раҳи мардону поконро ба мо, эй раҳнамо, бинмо.
Қатили шаҳвати нафсему ғарқи маъсият, ё Рабб,
Ба мо раҳме ба фарзанди шаҳиди Карбало бинмо.
Агар хоҳӣ ба Ҳақ мулҳақ шавӣ аз рӯйи сидқ, эй дил,
Бирав, домони Ҳайдар гиру оламро раҳо бинмо.
Ризои Ҳақ агар хоҳӣ, зи ёди ӯ машав ғофил,
Итоат бар имоми ҳаштумин, шоҳи Ризо бинмо.
Машав хориҷ зи дини Мустафову мазҳаби Ҷаъфар,
В-аз ин ойини мазҳаб дар ду олам фахрҳо бинмо.
Ба дунё ҳар касеро дӯсте бошад, ту Лоҳутӣ,
Ба ҳубби Қоими Олӣ - Муҳаммад иктифо бинмо.
Аё  шоҳаншаҳи асру замон, эй ҳуҷҷати Яздон,
Бас аст, аз парда берун ою дарди мо даво бинмо.
Бубин исломро танҳою бар мо куфр муставлӣ,
Ту аз домони дин дасти аҷонибро ҷудо бинмо.
Ғараз бастаст чашму гӯши моро, эй шаҳи даврон,
Илоҷи ин мараз аз мо, ту, эй мушкилкушо, бинмо.
Ватан дар дасти куффор асту мо саргарми осоиш,
Ту худ ин дарди бедармони Эронро даво бинмо.
Ливои дин чу дар дасти низомуссалтанат додӣ,
Ту худ  мансур бо куффораш, эй соҳибливо, бинмо.
Вагар бар ман наёрад раҳму дар ҳабсам нигаҳ дорад,
Бигӯ, Лоҳутии моро ба ҷони мо раҳо бинмо.

---

[1]. Ин қитъаро Лоҳутӣ дар зиндони шаҳри  Кирмоншоҳи Эрон сурудааст.

## Армуғон[1]

Эй сабо, баргӯ ба ойини адаб Мазлумро,
Он ҳақиқатпешаи донодили маъсумро.
К-эй дили пурнури ту ганҷинаву сирри қидам,
К-андар ӯ Ҳақ карда пинҳон гавҳари мактумро.
Ходими махдум Ҷибрили Амин, к-аз Ҳақ расид,
Файзҳои сармадӣ он ходими махдумро.
Каъбаи Иқон зиёрат кардиву некӯ бидор,
Поси ҳурмат тавфи даргоҳи шаҳи мазлумро.
Чун шудӣ меҳмон ба хони неъмати тавфиқи Ҳақ,
Орифона шукр гӯ ин рӯзии мақсумро.
Файзи мутлақ аз каломуллоҳи нотиқ ёфт ӯ,
Дарки маънӣ кард ҷонаш нуктаи мавҳумро.
Нест Лоҳутӣ сазовори мадеҳи ҳазратат,
Домани мидҳат ба каф н-ояд чунин махрумро.
Ҳар касе орад баробар тӯҳфаи дархурди хеш,
Ман нисор овардаам ин гавҳари манзумро.
Эй ҷанобат, шӯҳраи офоқу анфус дар улум,
Шӯҳра кун з-ин манқабат ин абди номаълумро.

[1]. Ин китъа хитоб ба Мирзо Муҳаммадалӣ мутахаллис ба Мазлуми Кирмоншоҳӣ суруда шудааст.

# Тафохур

Маро, ки ҷазбаи хуршеди ғайб шуд ҷозиб,
Чӣ ғам, ки мункири ишқи ту хондам козиб.
Дукони маърифатамро матои сидқ бувад,
Ҳабиби Ҳаққаму дар савқи ростӣ косиб.
Зи чашми халқ гар ин кори мункарон набудӣ,
Имоми муфтаризу тоъа кай шудӣ ғоиб!
Ниҳон зи дида набошад туаш намебинӣ,
В-агарна шамси ҳақиқат куҷо шавад ғориб[1].
Маро нахоста мағлуби Ҳақ, ту ҷаҳд макун,
Худост дар ҳама аҳвол дар ҳама ғолиб.
Расул соҳиру козиб набуд, хондандаш,
Ки неши ақраби ҷаррора нест ҷуз зориб.
Маро, ки чордаҳ нури муҷарраданд далел,
Ба гарди ман нарасад ҳеҷ маркаби рокиб.
Дилам, ки сирри Худоро чу лавҳи маҳфуз аст,
Хаташ зи хомаи сунъ асту Эзидаш котиб.
Вилояти Асадуллоҳ[2] дар сиришти ман аст,
Ки ин вазифа зи Ҳақ дораму наям ғосиб.
Итоати мани мазлумро ба кишвари ишқ,
Худой хоста бар аҳли дил кунад воҷиб.
Ба рутба бартар аз Илҳомист Лоҳутӣ,
Чунонки буд Алӣ бартар аз Абӯтолиб.

---

[1]. **Ғориб** –ғурубкунанда, дуршаванда.
[2]. **Асадуллоҳ** – Шери Худо, лақаби Алӣ ибни Абӯтолиб.

## Хурӯш ё Раб!

Ман ҳеҷ надидаам ҷуз он лаб,
К-ин гуна кунад адои матлаб.
Дар сайри сарои лилмаъаллоҳ,
Мороcт буроқи ишқ маркаб.
Лаббайк[1] аз Арши дил ниюшад,
Ориф чу кашад хурӯши ё Раб!
Шарманда касе, ки дар сафи ишқ,
Ориз накунад зи хун махзаб.
Миръоти ҷамоли ҳақ шавад дил,
Аз лавҳи хато чу шуд муҳаззаб.
Ҷуз ишқи ҷамоли бемисолаш,
Ошиқ накунад қабули мазҳаб.
Набвад хабарам зи куфру имон,
То ишқи туам шудаст машраб.
Бо накди равон[2] туро харидам,
То рӯзи фирокро кунам шаб.
Сарсураи ишқро Худо хост,
Аз хуни гулӯи ман музаҳҳаб[3].
Лоҳутии мо ба даргаҳи ишқ,
Аз бандагии ту шуд муқарраб.

---

[1]. **Лаббайк** – қабул мекунам, ба хизмати ту ҳозирам.

[2]. **Равон** – ҷон, рӯҳ.

[3]. **Музаҳҳаб** (ҳамчу мураккаб) – тилокоришуда.

## Шаҳрошӯб

Агар ду ёри шафиқанд Толибу Матлуб,
Чаро ба хуни ҳабибанд ташна он маҳбуб?
Биёрамад зи кӯшиш Толиб ар ба сайри сулуқ,
Кашад ба ҷазбаи ишқаш ба хештан маслуб.
Якест зарраву хуршед рав муваҳҳид бош,
Дуӣ набошад дар байни ҷозибу маҷзуб.
Бигӯ башорату бо Юсуфи Азиз ба Миср,
Ки шуд сафед ба роҳи ту дидаи Яъқуб.
Шудам чу нури замингир ман ба-дин тифлӣ,
Зи иштиёқи ту, эй дилрабои шаҳрошӯб.
Зи ҳар чӣ ҳаст, ту донӣ, ки чизи дигаре нест,
Ба ғайри ишқи туам дар ҳиҷоби дил маҳҷуб.
Бузург ояти Ҳаққам агарчи тифли раҳам,
Ки дида тифлу сухан гуфтани бад-ин услуб?
Зи лавҳи сода бикун фаҳм нуктаи мавҳум,
Ки нест ганҷи ниҳон ҷуз ба хонаи махруб.
Бад-ин хушам, ки ту аз хуни пок Лоҳутӣ,
Ба роҳи хеш кунӣ дасти имтиҳон махзуб.

## Оҳуи шершикан

Шамшер ба хунрезии абрӯйи шумо нест,
Занҷир ба дилбандии гесӯйи шумо нест.
Бо чашми ҳақиқат гӯ бидидем ба олам,
Кас нест, ки доми дили ӯ мӯйи шумо нест.
Ҳар кас ба раҳе меравад аз баҳри наҷоте,
Сарманзили мақсуд ба ҷуз кӯйи шумо нест.
Дар бешаи ишқи азалӣ ҳеҷ надидем,
Он шер, ки афтодаи оҳуи шумо нест.
Хуршед, ки машҳур ба ҳусн асту латофат,
Мақбултар аз талъати некӯйи шумо нест.
Моро набувад ҳеҷ ба шамшод ниёзе,
Шамшод ба ҷуз қомати дилҷӯйиши шумо нест.
Шаҳрест барошуфтаву халқест пурошӯб,
Ин фитна ҷуз аз наргиси ҷодуйи шумо нест.
Он накҳати боди саҳару бӯйи раёҳин,
Албатта, фараҳхезтар аз бӯи шумо нест.
Лоҳутии мискин набарад ҷон ба саломат,
Кас нест, ки ҷонбохтаи рӯйи шумо нест.

## Мансур

Дидаро дидори он ороми ҷон дастур нест,
В-арна он рӯйи накӯ ҳеҷ аз назар мастур нест.
Гар ҳарими Каъба, гар дайри насоро ғайри дӯст,
Орифонро дар ду олам мақсуду манзур нест.
Боз кун гӯши ҳақиқат, то шиносӣ бонги ишқ,
Ҳар касе лофи «аналҳақ» мезанад, Мансур нест.
Ҷаҳд кун, то нури Ҳақ тобад ба Синои дилат,
Хонаи дил ҷойи Яздон аст, кам аз Тур нест.
Ҳар куҷо бинӣ таҷҷаллигоҳи анвори Худост,
Дидае, к-ӯро набинад, фош дар вай нур нест.
Кай зи сирри ваҳдату рамзи муҳаббат огаҳ аст,
Ҳар кӣ аз саҳбои ишқи он санам махмур нест.
Моҳи ман гар парда бардорад зи рӯйи чун биҳишт,
Бо ҷамоли ӯ ҷаҳонро эҳтиёҷи нур нест.
Мебарад аз дил ғаму андӯҳ бо хулқи ҳасан,
Хотири ҳар кас, ки ӯ андар ҷаҳон масрур нест.
Маҳрами асрор гардад ҳар кӣ шуд манзури дӯст,
Ту найӣ манзури ӯ, рав-рав, ки кори зӯр нест.
Он ки чун зеби баён созад қалам дар пеши ӯ,
Тири гардун ҷуз ғуломи хаставу маҳҷур нест.
Баски ишқи зотиву завқи ҷибиллӣ андар ӯст.
Хотираш як лаҳза бе ваҷду сараш бешур нест,
Ҳар кӣ чун Лоҳутӣ аз ихлос ӯро банда шуд,
Дигар аз ранҷи замона хотираш ранҷур нест.

## Бар сари бозори дӯст

Эй дили пурхуни ман, эй маҳрами асрори дӯст,
Машриқи шамси ҳақиқат матлаи анвори дӯст.
Эй китоби офариниш сатре аз авроқи ту,
Эй мунаққаш аз мидоди хомаи дарбори дӯст.
Эй муқаддас хонаи тавҳид, эй миръоти зот,
Эй падидор аз дару девори ту дидори дӯст.
Вом кардам дидаи ҳақбин ман аз хосони Ҳақ,
К-аз ту мебинам ҷамоли ҳазрату осори дӯст.
Ҳам ба чашми дил дар ин ойинаи тавҳид бин,
То бубинӣ фош дар вай ҷилваи рухсори дӯст.
Таъми шаҳди ишқ он донад, ки бо самъи ризо,
Аз каломуллоҳи нотиқ бишнавад гуфтори дӯст.
Нақди ҷон бифрӯш, агар хоҳӣ матои ошиқӣ,
Пас пайи байъу широъ шав бар сари бозори дӯст.
Аз лаби Мансур Ҳақ гӯяд «аналҳақ», варна кист,
Ғайри Ҳақ, к-ин нағма созад бар фарози дори дӯст.
Дар раҳи фақру фано чанде қадам мардона зан,
То зи Лоҳутӣ бубинӣ шеваи рафтори дӯст.

## Ҷойи Яздон

Дилам, ки дар хами он зулфи анбарафшон аст,
Ба айни васл надонам чаро парешон аст?
Чаро набошад ошуфта ҳоли он мискин,
Ки дар замона мақомаш ба коми суъбон[1] аст.
Дили ғариби ман омад ба чини зулфи каҷат,
Азиз дораш, к-ин наврасида меҳмон аст.
Диле, ки дар сари зулфат гирифт гӯша зи халқ,
Шикастаҳол махонаш, ки ҷойи Яздон аст.
Ҳумоми[2] равзаи қудс асту ошёнаи ишқ,
Ки шохи сунбули зулфи туро санохон аст.
Биёр май, ки зи ранҷи хумор беморам,
Бисоз руд, ки умри ҷаҳон на чандон аст.
Ҳарифаке ду-се ҳамдам, мусоҳибу сархуш,
Агар, ки даст диҳад, беҳ зи ганҷи қоъон аст.
Суроҳиву маю маҳбубу гӯшаи чамане,
Ҷамоли ҳуру шароби таҳуру ризвон аст.
Мабош ғарра ба моли замона Лоҳутӣ,
Ки молро талаф асту замона вайрон аст.

---

[1]. **Суъбон** – мори бузург, аждаҳо.

[2]. **Ҳумом** – кабӯтар, фохта.

## Арши ҳақиқат

Қасам ба Арши ҳақиқат, ки қалби ҷонон аст,
Ки аз малоҳати ҳусни ту ақл ҳайрон аст.
Ба тайи Мисри ҳақиқат бузургтар хатаре,
Ба роҳи Юсуфи дил он чӣ занахдон аст.
Чӣ водӣ аст ҳақиқат, ки баҳри ҳифзи гала,
Шуъайбро зи шарофат Калим чӯпон аст.
Ба шаҳри дил ману мо нест чун накӯ бинӣ,
Дар ӯ шаҳаншаҳу дарвеш ҳар ду яксон аст.
Касе, ки тарки адаб карда дар тариқати мо,
Зи одамияти ӯ дил бишӯ, ки ҳайвон аст.
Худӣ зи ёд бибар, то ки хештан бинӣ,
Ҷамоли шоҳиди мақсуд аз ту пинҳон аст.
Ҳиҷоби хештани хеш, варна шоҳиди ғайб,
Фиканда парда зи рухсораву намоён аст.
Агарчи тифлам, лекин зи юмни пири муғон,
Дилам ба мактаби ваҳдат муаллими ҷон аст.
Дарозии раҳи ҳиҷрон ба хеш кӯтаҳ соз,
Ба базми васл қадам неҳ, ки раҳ начандон аст.
Ҳадиси нуктаи мавҳумро зи ман бишнав,
Наояд он чӣ ба ваҳми хаёли кас, он аст.
Хушо, даме, ки бигӯйӣ ба гӯши Лоҳутӣ,
Биё, ба мақтали ушшоқ, вақти қурбон аст.

## Нури дил

Қатрае дидам, ки дар вай ҳафт дарё мудғам аст,
Ҳамчу ин олам ба ҳар кӯяш ҳазорон олам аст.
Ҷоми ҷам кардам қиёсаш, лек чун дидам дар ӯ,
Ҷоми Ҷам аксе дар он бошад, на ӯ ҷоми Ҷам аст.
Дил набошад ғайри миръоти фурӯғи сармадӣ,
Боракаллаҳ, гар аз ин афзунтараш хонам кам аст.
Ё санавбарқомати бӯстони сайри аҳли зикр,
Ҷӯйбораш дидаи суккони Арши акрам аст.
Гоҳ мебошад санавбар, гаҳ  гул, гаҳ лола аст,
Гоҳ бӯстоне, ки аз файзи Худояш шабнам аст.
Ҳар кӣ мақсуди худ аз худ дид, вораст аз худӣ,
Пеши ин шевосухан ҳарфи ду олам мубҳам аст.
Машъали роҳи ҳидоят нест ғайр аз нури дил,
Раҳравонро нури дил машкути лайли музлам аст.
Баски дар хурдӣ гирифтам домани марди бузург,
Балхи ваҳдатро сарам дорои тоҷи Адҳам аст.
Кӯдакам, аммо надими хилвати аҳли дилам,
Хурдаму ҷонам ба асрори бузургон маҳрам аст.
Нуктаи сарбастаро аз ман шунав, н-аз дигарон,
Хотирам чун аз surӯши Аршу ваҳдат мулҳам аст.
Он чӣ аз килки баён Ҳайроншаҳам дар дил навишт,
Мулки ҷонам з-ӯ мусаххар шуд, ки Исми Аъзам аст.
Бо равони одамӣ, Лоҳутӣ, одам зинда аст,
Ҳар кӣ бо ин ҷон набошад, кай зи навъи Одам аст.

## Дар занҷири дӯст

Сар ниҳодам ҳамчу сайди баста дар занҷири дӯст,
Роми дигар кас нагардам, чун шудам нахҷири дӯст.
Роҳ бахшандам, агар рӯзе ба қурбонгоҳи ишқ,
Мардумакосо ниҳам дар дида ҷойи тири дӯст.
Дил бувад хилватсарои ҳазрати ғайбулғуюб,
Чашми ҳақбин ҷӯ, ки дар вай бингарад тасвири дӯст.
Чизи дигар ғайри ҷону дил басе бошад маро,
Хуш ниҳодам он дуро дар панҷаи тақдири дӯст.
Соиду сарпанҷа гуфт аз хуни ту рангин кунам,
То чӣ шуд дар куштани ман боиси таъхири дӯст.
Парда гар як дам барандозад зи рӯйи чун биҳишт,
Шӯҳраи офоқ гардад ҳусни оламгири дӯст.
Гар насозӣ дур аз дил ёди он маҳбубро,
Менахоҳӣ рафт Лоҳутӣ даме аз вери[1] дӯст.

[1]. **Вер** (ҳамчу зер) - ёд, ҳофиза, ҳуш.

## Нуқта

Эй, ки меҳрат дар замири покбозон музмар аст,
Қомати гарданфарозон пеши ҳикмат чанбар аст.
Илм набвад ғайри илми ишқи оламсӯзи ту,
Махзани илми ладунро сирри ишқат гавҳар аст.
Илм бошад нуқтаву он нуқта бои бисмил аст,
Бисмили асли каломи нуқтаи бо масдар аст.
Ҳар чӣ ҳаст аз нуқта зоид, масдари кулл бас Алист,
Фаҳм кун ин илми ишқ асту баёни дигар аст.
Воқиф аз як нуктаи ин нуқта шуд Аҳмад ба Арш,
Ҳосили меъроҷи ӯ сайри мақоми Ҳайдар аст.
Ҳар набиро ӯ валии барҳақи мутлақ бувад,
То надонӣ ин вилоят аз нубувват бартар аст.
Эй фурӯғи шамси ҷон, к-андар либоси бандагӣ,
Ҳар куҷо ҳастӣ, ту он ҷо ҷилвагоҳи довар аст.
Муддате шуд, к-аз ҷамолат дидаам шуд бенасиб,
То чӣ бад кардам, Худовандо, ки инам кайфар аст.
Гарчи Лоҳутӣ саре дар олами носут барад,
Ин саре машмор ӯро чун зи аҳли он сар аст.

## Ашки Фарҳод

Он, ки аз хуни дилам домани ӯ рангин аст,
Пас чаро соиду сарпанҷаи ӯ симин аст?
Ҳар куҷо пойи диле бастаи занҷири ҷафост,
Кори он зулфи шикан дар шикани пурчин аст.
Куфр беҳтар зи мусалмонии бо зӯҳду риё,
Кофирӣ пеша кунам, гар раҳи ислом ин аст.
Охир, эй кабки хироманда, нишеман чӣ кунӣ?
Ба фазое, ки дар ӯ раҳгузари шоҳин аст?
Бе маҳи рӯйи ту шаб то саҳар аз гавҳари ашк,
Хирмане дораму як хӯша аз ӯ Парвин аст.
Дил агар хонаи Ҳақ аст, дилором чаро
Бештар дар пайи озори дили мискин аст?
Мурданаш зиндагиву марг ҳаёт аст, ки дӯст,
Мавсими додани ҷонаш ба сари болин аст.
Бесутунро бинигар к-аз камари кӯҳ ҳанӯз,
Ашки Фарҳод равон аз ситами Ширин аст.
Зод аз табъи ту ҳар бикри сухан Лоҳутӣ,
Наварӯсест, ки ӯро ду ҷаҳон кобин аст.

## Якто

Шамшодқадам ба боғ пӯёст,
Эй сарв, ситодани ту беҷост.
Он кист, ки аҳли оламеро,
Чашмаш ба карашма дузди колост.
Аз фарти сабоҳату малоҳат,
Бо ғӯраи наврасида ҳалвост.
Дил дар хами турраи баландаш,
Чун мурғи асир ришта барпост.
Хубон ҳама чун суҳову[1] он маҳ,
Дар торуми ҳусн беҳ зи байзост[2].
Он дил, ки асири ӯст имрӯз,
Биллоҳ, агар ба фикри фардост.
По то ба сар аз камоли хубӣ,
З-олоиши ҳар бадӣ мубаррост.
Ман волаи он бутам, ки ҳуснаш,
Ғоратгари сабри пиру барност.
Мислаш набаста ҳеҷ сурат,
Аз шубҳа муназзаҳ асту яктост.
Аз шоҳу гадой ӯст ҷуз ӯ.
Аз меҳру тамоми халқ ҳарбост[3],
Лоҳутиву сабр дар ғами дӯст.
Бедил ба фироқ кай шикебост?

---

[1]. **Суҳо** (ҳамчу шумо)- ситораест дар Дубби Асғар.

[2]. **Байзо** –сафед, дар ин ҷо ба маънии моҳ ё маҳтоб омадааст.

[3]. Дар асл ба ҳамин гуна дида шудааст.

## Шаби ялдо

Он орази чу моҳи ту ё меҳри анвар аст,
Ҷонам, ки ҳаст мулки хаёлат мунаввар аст.
Он орази чу моҳи  ту ё субҳи рӯзи қадр,
Он зулфи туст ё шаби ялдои дигар аст.
Он шаб, ки бе ту бар мани маҳҷур бигзарад,
Як лаҳзааш баробари сад рӯзи маҳшар аст.
Қаҳр ар кунӣ, бикун, ки чӣ матбӯъу дилбарӣ,
Заҳр ар диҳӣ, бидеҳ, ки зи дасти ту шаккар аст.
Абрӯ туруш намекунад аз талху шӯра даҳр
Онро, ки айшу нӯш басе моҳпайкар аст.
Ғоиб найӣ ту, то ки суроғат кунам зи кас,
Пайваста рӯйи хуби туам дар баробар аст.
Ғайр аз ту кист, то ки кунад даъвии вуҷуд,
Ҳар рози вуҷуд пеши ту чун хоки маъбар аст.
Ҷуз дарди сар зи савмаъа ҳосил намешавад,
Моро ҳавои хонаи хаммор дар сар аст.
Ҳар ҷо вилоятест, дар он дастгоҳи ӯ,
Ҳар ҷо ҳикоятест, аз он хуб манзар аст.
Обе ба хонақоҳи муғон аст, к-аз шараф,
Оби ҳаёт дар бараш аз хок камтар аст.
Султони тахтгоҳи равониву шаҳри дил
Онӣ, ки кишвари дилу динат мусаххар аст,
Онро, ки ройи туст, киро дастрас бувад,
Он ҷо, ки ҷойи туст, на маъвои дигар аст.
То бар сари замона бизан, к-ат ба мулки ҳусн,
Сарҳои сарварон ҳама чун хок бар дар аст.
Бо муддаъои хеш бикун кор, чун туро
Ҳар ч-он, ки дар замир бигунҷад, муяссар аст.
Лоҳутӣ аз ту ҳеҷ  нахоҳад ба ғайри ту,
Инаш зи сарнависши худоӣ муқаррар аст.

## Орзу

Соқиё, иди Ғадир омад, шаробам орзӯст,
Ишқ оташ дар дилам афканда обам орзӯст.
То шавад шавқи ҷунунам дар тариқи ишқи дӯст,
Торе аз он турраи пурпечутобам орзӯст.
То наёзорам, набинӣ нози он нақди равон,
З-он парипайкар санам нозу итобам орзӯст.
Хаймаи хотир тиҳӣ аз хешу пур аз меҳри дӯст,
Дар ями ишқу муҳаббат чун ҳубобам орзӯст.
Навбаҳору иду тарфи боғу дилбар дар канор,
Майгусорӣ бо дафу чангу рубобам орзӯст.
Соқии мо май бидеҳ, ҷоме, ки аз лавси худӣ,
То ба куллӣ вораҳам харқи[1] ҳиҷобам орзӯст.
Эй камонабрӯ, ба нӯги мижа хунамро бирез,
Гӯ, даранг аз чист? Дар куштан шитобам орзӯст.
Эй нигори мӯъмиён, бингар ту бар ҳоли дилам,
Чеҳраву доман зи хуни худ хизобам орзӯст.
То кунам ширин мазоқ аз шаҳди меҳри Муртазо,
Эй шакарлаб, бӯсае з-он лаъли нобам орзӯст.
То миси қалби гуноҳамро кунад зарри савоб,
Заррае аз хоки пойи Бӯтуробам орзӯст.
З-он арақ к-андар гулат биншаста аз шарми ҳузур,
То кунам хушбӯ машоми ҷон хизобам орзӯст.
Он, ки гӯяд осмон то хоки роҳи ӯ шавам,
Нағмаи «ё лайтанӣ кунтуттуробам»[2] орзӯст.
Чун Алӣ боби мадина илми пайғамбар бувад,
Аз чунин боби муборак фатҳи бобам орзӯст.
Дар сафи маҳшар, ки ҷонҳо сӯзад аз бори азоб,
Раҳмате з-он шофеъи явмалҳисобам орзӯст.
Он, ки гӯяд Мустафо баҳри ривоҷи шаръи хеш,
Нерӯю сарпанҷаи он шери ғобам[3] орзӯст.
То бубандам гардани таслим нафси хешро,
Аз валои урватулвусқо танобам орзӯст.
Баҳри озодӣ зи доми ҳиллаи макри замон,
Аз лаби он шоҳ хитоби мустатобам орзӯст.
Эй Алии олӣ, эй ҳамхобаи духти Расул,
Дурфишон табъе ба мадҳат чун саҳобам орзӯст.
Бо валои ту, ки беҳтар мояи озодӣ аст,
Эй валии ҳай, раҳоӣ аз азобам орзӯст.

---

[1]. **Харқ** (ҳамчу марг) – пора кардан, даронидан.
[2]. Эй кош, хок мебудам.
[3]. **Ғоб** – беша, найзор.

## Бути хунрез

Касе, ки дилшудаи ишқи он ҷамоли накӯст,
Зи тоби оташи дил беқарортар аз мӯст.
Იродае накунад кушта дар тариқи наҷот,
Ки ҳар чӣ дӯст писандад, барои ӯ накӯст.
Аз он замир, ки бидидам бар офтоби рухат,
Маро ба кеши  муҳаббат тариқи ҳиндуст.
Зи худ мабин агарат ғам ва гар нишот расад,
Ки ранҷу роҳат бинвиштаи машияти ӯст.
Намози зоҳид бар Каъбаву шаман[1] ба васан[2],
Намози ориф он сӯ бувад, ки он бесӯст.
Маро чу хонаи занбӯр рахнаҳо бар дил,
Зи тири ғамзаи он лӯъбати камонбарӯст.
Бутест моили хунрезиям, ки аз сухане,
Даруни дебои чинӣ дилаш аз оҳану рӯст.
Зи тоқи поки гулистон ишқи ламязалӣ,
Мае кашем, ки не дар хум асту не ба сабӯст.
Ба пеши қомати мавзуни ӯ намоз баранд,
Зи бас малоҳат он сарвҳо, ки дар лаби ҷӯст.
Бигӯ ба ҳазрати Ҳайрон, ки ҳайратам афзуд,
Зи гиряе, ки туро субҳу шом одату хӯст.
Барои он, ки зи мо қатъи файзи ҳақ накунад,
Равон зи ҳар буни мижгон чашми омӯст[3].
Агар на чашмаи чашми ту манбаи файз аст,
Чу ҷӯй раҳмат ба рӯйи ту равон зи чӣ рӯст?
Туро бидидам дар маҳфиле ба олами сайр,
Ки зикри қалбашон лоилаҳа аллоҳуст.
Бад-он сифат ки туӣ, эй фурӯғи шамси азал,
Туро набинад чашме, ки андар он оҳуст.
Ту ҷурми роҳравонро зи лавҳи дил ҳама рӯз,
Ба оби дида бишӯйӣ, ки чашмаи худрӯст.
Ба васфи ҳадди ту гӯяд сухан чу Лоҳутӣ,
Шамими дилкаши назмаш чу нофаи оҳуст.

---

[1]. **Шаман** (ҳамчун ватан) – бутпараст.
[2]. **Васан** – бут.
[3]. **Омӯ** – об, ашк.

## Нағмаи ишқ

Наврӯзи Аҷам омаду ҳангоми баҳор аст,
Имрӯз ба маҷлис маю маъшуқ ба кор аст.
Ман бе маю маъшуқ ҷаҳон ҳеч нахоҳам,
Моро ба ҷаҳон бе маю маъшуқ чӣ кор аст?
Мақсуди ман аз май набувад ҷуз карами пир,
Дарвеш куҷо дар талаби ҷоми уқор[1] аст,
Бар сар ниҳам аз хоки раҳи ҳазрати Ҳайрон,
З-онам ба кулаҳгӯшаи хуршед фахор аст,
Куҳли[2] басари аҳли назар гарди раҳи туст,
Иксири миси қалби ман он мушти ғубор аст.
Бар тоҷи маху меҳр гузорам зи шараф пой,
Дастам чу ба фитроки[3] чунин шоҳсавор аст.
Ид асту пайи касбу шараф мо фуқароро,
Бо шоҳиди меҳрат ҳаваси бӯсу канор аст.
Гар шуд дилам ойинаи тавҳид аҷаб нест,
Ин рутбатам аз марҳамати ойинадор аст.
Эй аҳли сафо, накди равон пешкаш оред,
Ид асту ба хоки дари ӯ вакти нисор аст.
Ман бар раҳи қурбоният, эй пок Халилам.
Сайди туам, эй дӯст бикуш, вақти шикор аст,
Дар кӯйи муҳаббат ба раҳи ишқи ту, эй дӯст,
Хуррамдил аз онам, ки маро чеҳра нигор аст.
Рӯйи ту, ки афрӯхта чун Тури таҷаллӣ,
Он нури Калим аст, мапиндор, ки нор аст.
Дар боғи санаи ту аз он баркашам оҳанг,
К-ин нағмаи ишқ аст, на гулбонги ҳазор аст.
Наврӯзи баҳори ту муборак шавад аз Ҳақ,
Хуш бош, ки ҳар рӯзи ту Наврӯзу баҳор аст.
Лоҳутии шайдо, ки чунин хуб ғазал гуфт,
Дар боғи санои ту беҳ аз сулсулу[4] сор аст.

---

1. **Уқор** – шароб, май.
2. **Кухл** – сурма.
3. **Фитрок** – тасма ё чармест дар ақиби зини асп барои бастани бори аспсавор.
4. **Сулсул** – фохта, як навъ паррандаи хушхон.

Эй падар, ҳол бувад вақти алакбозии ман,
Чанд рӯзе манамо манъи дулакбозии ман.
Ман, ки ҳамбози малак будам дар боғи ҷинон,
Чун ба ҳам хӯрд зи бедоди фалак бозии ман?
Оқибат ҷон дар ин манзили вайрон кардам,
Ин бувад ҳосили айёми малакбозии ман.
Ин ки бинӣ, на манам, ман каси дигар будам,
Гар шуморӣ, бувад афзун зи ду лак бозии ман.
Зари беғашшаму аз маъдани ҷон меоям,
Боварат нест агар бин ту маҳакбозии ман.
Ба само боз кушоям чу малак болу паре,
То нагӯйӣ, ки абас буд самакбозии ман.
Ҳамчу Исо задам ҷом ба нилӣ хуми чарх,
Ранги берангии ишқ аст кадакбозии ман.

(1902)

Ман, ки бинӣ ниҳоли навсамарам,
Ишқ бех асту сидқ баргу барам.
Интизомулвузаро медонад,
Ки ман аз аҳли олами дигарам.
Кӯдаке беш нестам, аммо
Раҳбари сад ҳазор кас нафарам…
Ман назарбози шоҳиди азалам,
Дода ҷонофарин чунин назарам.
Канзи таҳқиқу дурҷи маъниро,
Риштаҳои лаъолию гуҳарам.
Дафтари ишқро зи ман омӯз,
Ки ман аз рози аҳли дил хабарам.
Додӣ Лоҳутиям, Худой лақаб,
Малаке бин ба сурати башарам.

(1902)

Ганҷи таҳқиқ чу  имрӯз ба вайронаи мост,
Рашки фирдавси барин соҳати кошонаи мост.
Илми сурӣ чӣ кунӣ, шав пайи маънӣ, Мазлум,
Ишқ омӯз, ки ин фатвии ҷононаи мост.
Гарчи ганҷе ба дил аз гавҳари дониш дорӣ,
Он ҳам аз марҳамати дилбари фарзонаи мост.
Манигар бар мани тифлим, ки аз ҳиммати ишқ,
Маҳбати вайҳи Суруш ар талабӣ, хонаи мост.
Ҳар кӣ аз шӯълаи шамъи рухи мо ёфт зиё,
Ӯ насӯзад, ки дилаш сӯхта парвонаи мост.
Нухбаи илми ладун моҳасали кавни макон,
Як ҳадисе фараҳангез зи афсонаи мост.
Домани шоҳиди мақсуд, ки пок аст зи айб,
Зинаташ гавҳари ашкест, ки дурдонаи мост.
Мавҷи дарёи қидам в-он ҳама ашколи ғариб,
Ҷӯши як қатраи хуни дили девонаи мост.
Софии майхонаи тавҳид на дурди дили дан,
Рашҳаи соғари ишқест, ки паймонаи мост.
Тоири доми туву сайди гирифтори туам,
Зулфу холи ту яке дому яке донаи мост.
Дили Лоҳутӣ агар з-оташи савдост кабоб,
Ошиқи сӯхтаи наргиси мастонаи мост.

Он, к-ӯ ба роҳи ақлу хирад меравад, манам,
Парвардаи риёзи камолу адаб танам.
Дар осмони фазл саҳобам чу рӯзу шаб,
Резад гуҳар зи табъи равонам ба доманам.
Будам макон ба авҷи фалак, баҳри маслиҳат
Дар ин ҳазизи хок бидоданд масканам.
Бошам бузург ҳамчу малак дар мақоми қурб,
Кӯчак чу чоҳи хеш, бихондаст душманам.
Нармам чу мум пеши фақирони нотавон,
Лекин ба фарқи аҳли ситам ҳамчу оҳанам.
Дар мавриди заифу фақирон сабукдилам,
Дар рафъи зулму ҷавру ситам тан чу Қоранам.
Ҳастам ба рӯҳи пок тарафдори ҳар заиф,
Хидматгузори мардум аз мард ё занам.
Ин гӯю чавгон, бикушо чашм, эй данӣ,
Камтар бигӯй жож, ки ман лоф мезанам.
Лоҳутиям, ки баҳри фидокории заиф,
Бинҳодаам ба каф дилу ҷону сару танам.

(1902)

Ҷавонмардони Эрон
Мардона кӯшиданд.
То ҷомаҳои фатҳ
Бар тан бипӯшиданд.
Гузаштанд аз сару тану ҷон
Ҳама дар роҳи Эрон.
Кашиданд ин ғами фаровон
Ҳама дар роҳи Эрон.
Ҷавонмардӣ бингар,
Ҳиммат тамошо кун!...
Сарчашмаҳои адл
Якбора ҷӯшиданд.

(1905- 1909)

Эй ранҷбари сиёҳтолеъ,
Бечораи побараҳна зореъ,
Эй ранҷбари ситамкашида,
Ҷуз заҳр зи даҳр ночашида,
Эй он, ки ҷаҳони зиндагонӣ,
Бе ту ҳама сурату ту ҷонӣ.
Донӣ, ки туро дар одамият
Бар ҷумла халоиқ аст миннат.
Гар он ки ту рӯзу шаб набошӣ
Дар заҳмати шухми тухмпошӣ,
Анбори баку фалонидавла
Пур мешавад аз куҷо зи ғалла?

Як умр ту дар азобу заҳмат,
Аз ранҷи ту дигарон ба роҳат.
Бар суфраи ту миёни мардум
На нони ҷаву на нони гандум.
Пур матбахи шоҳзодаву хон,
Аз чӯҷаву қимаву фисинҷон.
Бечора ту ҳар дувоздаҳ моҳ,
Ҳамроҳи ғамию ҳамдами оҳ.
Лекин «зи ту беҳтарон» ҳамеша
Доранд ба айшу нӯш пеша.
Дар фасли баҳору мавсими гул
Аъён ҳама масти соғари мул.
Ту дар пайи кишту заръу корӣ,
Дар заҳмати шухмию шиёрӣ.
Ашроф даруни боғу бӯстон
Дар сайру саёҳати гулистон.
Аммо ту ба дашт хору зорӣ,
Ҳамвора ба пой хор дорӣ.

Дар тобситон ба он ҳарорат
Пайваста ба ранҷию марорат.
Машғули дарав зи субҳ то шом,
Бедор зи ҷӯъ шом то бом.
Аъён ҳамагӣ миёни сардоб
Дар осоиш ба ҷомаи хоб.
Ашроф ба фикри худпарастӣ,
Машғули қимору айшу мастӣ.

Поиз чу шуд, зи кору заҳмат,
Як лаҳза намекунӣ ту роҳат.
Ту боз асири киштукорӣ,
Ночор ба шухмию шиёрӣ.
Арбоб ба фикри ҷамъи ғалла
Чун гургу шумо ба мисли галла.

Бечора, ту чиллаи зимистон,
Бо он ҳама барфу боду борон.
Маҳрум зи курсию бухорӣ,
Андар бари худ қабо надорӣ.
Аъён ҳама бо бисоти некӯ,
Дар зери лиҳоф аз пари қу.
Эй ранҷбари фақири маъсум,
То чанд зи ҳаққи хеш маҳрум.
Бедор бишав, бас аст ғафлат!
То кай ба марорату мазаллат?
Аз аввали сол то ба охар
Ту кор кунӣ ба ҳоли музтар.
Бо ин ҳама ранҷу дарди хорӣ
Як пираҳани иваз надорӣ.
Аъён ҳамагӣ ба иди Наврӯз,
Хурсанду хушанду шоду фирӯз.
По то сари баччаи баку хон
Ғарқ аст ба ҷомаҳои алвон.
Бо ҳамқадҳо ба дилнавозӣ
Машғул ба айшу нӯшу бозӣ.
Он духтари фаълаву раият,
Он ҳайкали қудсу асли исмат.
Навбат ба танаш миёни омма,
На пираҳану на зерҷома.
Хонумкучулуи «шозда ҷирҷир»
Машғули дуруст кардани қир.
Фарзанди ту бекасу балокаш,
Саргаштаву музтару мушавваш.
Аз шиддати ранҷу кор кардан
В-аз гурснагӣ ба ҳоли мурдан.
Оқозодаи музахрафулмулк
Ғарқ аст ба баҳри ноз чун фулк.
Бо он ҳама неъмату хӯрокӣ,
Аз зиндагиаш ҳамеша шокӣ.
Эй ранҷбари баданбараҳна,
Эй коргари шикамгурусна.
Ту бо ҳама арзише, ки дорӣ,

Донӣ, ки чаро ҳамеша хорӣ?
Заҳмат зи ту, неъмат аз ту набвад,
Зеро ки ҳукумат аз ту набвад.
Ту мунтазири кӯмак зи ғайрӣ,
Ҳаргиз нарасад зи ғайр хайре.
«Лутфи» дигарон кушандаи туст,
Дасти ту раҳокунандаи туст.
В-ин даст беҳ ар зиёд гардад,
Вобаста ба иттиҳод гардад.
Ҳар вақт ҳукумат аз шумо шуд,
Дарди ту, яқин бидон, даво шуд.
То он ки ҳукумат аст зи аъён,
Ту фотиҳа баҳри хеш бархон.

Теҳрон, ноябри 1909

## Фарёди миллат

Эй модари ватан, писаронат намурдаанд,
Осуда бош, гӯли аҷониб нахӯрдаанд.
Албатта, ҳаққи модариатро адо кунем,
Яъне ки ҷону мол ба роҳат фидо кунем.
Дар сояи ту кохи адолат бино кунем,
Дасти туро зи банди аҷониб раҳо кунем.

Эй модари ватан, писаронат намурдаанд,
Осуда бош, гӯли аҷониб нахӯрдаанд.

Ҳар гӯшаи ту бешаи шерон бувад ҳанӯз,
Ҳар кӯчаи ту ҷойи далерон бувад ҳанӯз,
Ҳар кӯдакат муаллими пирон бувад ҳанӯз,
Уммеди мо ба Каъбаи Эрон бувад ҳанӯз.

Эй модари ватан, писаронат намурдаанд,
Осуда бош, гӯли аҷониб нахӯрдаанд.

Номуси мо туӣ, пайи ҳифзи ту ҷон диҳем,
Аз ҷони накӯтар аст ватан, ҷон ба он диҳем.
Мо иттиҳоди хеш ба олам нишон диҳем,
Баҳри субути даъвии худ имтиҳон диҳем.

Эй модари ватан, писаронат намурдаанд,
Осуда бош, гӯли аҷониб нахӯрдаанд.

Бингар ба ҳолати писарони наҷиби хеш,
К-аз даст додаанд қарору шикеби хеш.
Бо иттиҳоду бо ҳаяҷони аҷиби хеш
Доранд қасди ҳифзи ҳуқуқи ҳабиби хеш.

Эй модари ватан, писаронат намурдаанд,
Осуда бош, гӯли аҷониб нахӯрдаанд.

Моро басе ба домани худ парварондаӣ,
Пӯшондаию неъмати некӯ хӯрондаӣ,
Аз ширхорагӣ ба ҷавонӣ расондаӣ,
Ин қадр ҳам ту бе касу танҳо намондаӣ!

Эй модари ватан, писаронат намурдаанд,
Осуда бош, гӯли аҷониб нахӯрдаанд.

*Теҳрон, декабри 1909*

## Хитоб ба миллати Эрон

Ватанхоҳон, ватан вайрона гардид,
Ватан манзилгаҳи бегона гардид.
Ба хоки мо таҷовузҳои ағёр,
Бари аҳли ҷаҳон афсона гардид.

Аё эрониён, то кай дучори ғафлатед охир?
Аё эрониён, то чанд асири зиллатед охир?
Тараққиҳои ҳар миллат самар аз ҳиссашон бошад,
Талоше, ғайрате, ҳиссе! Шумо ҳам миллатед охир.
Ниёгони шумо мадфун дар ин хоканд, эй мардум,
Ватанро вораҳонед аз хатар, боғайратед охир.
Суми асби аҷониб бар сари обоатон то кай?
Биронедаш аз ин кишвар, агар боҳимматед охир.
Азизон, Юсуфи Эрон ба бозори фано бошад,
Харедаш зуд, то дорои вақту фурсатед охир!

*Теҳрон, 1909*

## Ватани вайрона

Ватан вайрона аз ёр аст, ё ағёр, ё ҳар ду?
Мусибат аз мусулмонҳост, ё куффор, ё ҳар ду?
Ҳама доди ватанхоҳӣ зананд, аммо намедонам,
Ватанхоҳӣ ба гуфтор аст, ё кирдор, ё ҳар ду?
Ватанро аз хатар фикри вакилон мекунад эмин,
Ва ё сарнайзаи як лашкари ҷаррор, ё ҳарду?
Ватанро фитнаи маснаднишинон дод бар душман,
Ва ё ин мардуми бедониши бозор, ё ҳар ду?
Каманди бандагӣ бар гардани бечорагон мӯҳкам,
Зи банди сабҳа шуд, ё риштаи зуннор, ё ҳар ду?
Ба қатлу ғорати деҳқону истисмори заҳматкаш,
Фақат масҷид бувад бонӣ ва ё дарбор, ё ҳар ду?
Бинои зулму истибдоди синфи муфтхӯр вайрон
Зи чаккуш мешавад, ё доси ҷавҳардор, ё ҳар ду?
Вакил аз хидмати миллат тағофул мекунад амдан,
Ва ё бошад вазир аз мамлакат безор, ё ҳар ду.
Ба маҷлис нисбати эронфурӯшӣ медиҳанд, аммо
Намедонам кунам иқрор, ё инкор, ё ҳар ду.
Вакилону вазиронанд хоин, фош мегӯям,
Агар дар зери теғам, ё ба рӯйи дор, ё ҳар ду.
Туро рӯзе ба куштан медиҳад ночор, Лоҳутӣ,
Забони ростгӯ, ё табъи оташбор, ё ҳар ду.

*Теҳрон, декабр 1909*

## Вафо ба аҳд

Ӯрдуи ситам хаставу оҷиз шуду баргашт,
Баргашт на бо майли худ аз ҳамлаи аҳрор.
Раҳ боз шуду гандуми хорбор ба хирвор
Ҳай вориди Табрез шуд аз ҳар дару ҳар дашт.

Аз хӯрдани асбу алафу барги дарахтон
Фориғ чу шуд он миллати бо азми ирода.
Озода зане бар сари як қабр ситода,
Бо дидае аз ашк пуру домане аз нон.

Лахте сари по, дӯхта бар қабр ҳаме чашм,
Бе ҷунбишу бе ҳарф, чу як ҳайкали пӯлод.
Бинҳод пас аз домани худ он зани озод
Нонро ба сари қабр, чу шере шуда дар хашм.

«Дар сангари худ шуд чу ба хун ҷисми ту ғалтон,
-Мегуфт, - мапиндор вафодор набудам.
Фарзанд, ба ҷони ту, басе саъй намудам,
Рӯҳи ту гувоҳ аст, ки бӯе набуд аз нон.

Маҷрӯҳу гурусна зи ҷаҳон дида бубастӣ,
Ман аҳд намудам, ки агар нон ба каф орам,
Аввал ба сари қабри азизи ту биёрам.
Бархез, ки нон бахшамату ҷон бисупорам.

Ташвиш макун, фатҳ намудем, писарҷон!
Инак, ба ту ҳам муждаи озодиву ҳам нон
В-он шир ҳалолат, ки бихӯрдим зи пистон-
Музди ту, ки ҷон додиву паймон нашикастӣ!»

*Теҳрон, декабри 1909*

## Лой-лои модарона

Омад саҳару мавсими кор аст, болам лой,
Хоби ту дигар боиси ор аст, болам лой.
Лой-лой, болам лой, лой,
Лой-лой, бола-лой, лой.
Нанг аст, ки мардум ҳама дар кору ту дар хоб,
Иқболи ватан баста ба кор аст, болам лой.
Бархезу сӯйи мадраса биштоб,
Лой-лой, бола, лой,
Хоки тани обои ту бо хуни шаҳидон
Бар гирди ту з-он хок ҳисор аст, болам лой.
Гардида ғамин модари Эрон,
Лой-лой, бола-лой, лой.
Ту кӯдаки эронию Эрон ватани туст,
Ҷонро тани беайб ба кор аст, болам лой.
Ту ҷоневу Эрон чу тани туст,
Лой-лой, бола-лой, лой.
Бархез, салаҳшӯш, ту дар ҳифзи ватан кӯш,
Эй тозагул, Эрон зи чӣ хор аст, болам лой.
Пас ҷомаи ғайрат ба бадан пӯш,
Лой-лой, бола-лой, лой.
Ҷойи ту на гаҳвора бувад, ҷойи ту зин аст,
Эй шерписар, вақти шикор аст, болам лой.
Бархез, ки душман ба камин аст,
Лой-лой, бола-лой, лой.
Нагзор ватан қисмати ағёр бигардад,
Бо он, ки ватанро чу ту ёр аст, болам лой.
Номуси ватан хор бигардад,
Лой-лой, бола-лой, лой.

*Феврали 1910*

## Хотираи Машъуми Раҳимхон

Нигар ба ғайрати он беҳуқуқи беномус,
Ки баъд аз ин ҳама зиштӣ паноҳ бурда ба рус.
Гумонам ин, ки ба ҷуз мулки рус ҷое нест,
Паноҳгоҳи чунин мардумони беномус.
Раҳимхон, ки ҷаҳон пур зи сити зулми вай аст,
Шуд аз ҳимояти Русия аз хатар маҳрус.
Надонам аз чӣ сабаб давлате ба ин азамат
Ба хеш хонд ин девсиратони абус.
Хазор ҳайф к-аз дӯстии беҳангом
Намуд душмании хешро ба мо маҳсус.
Ғубори нафрату гарди ниқори ин кирдор (?)
Бишуд зи баҳри Хазар то канори укёнус.
Чӣ хуб буд ба ҷойи зиёфату икром
Чунин шарири ситамгорро кунад маҳбус.
Бу душманони адан ҳар он ки дӯст шавад,
Мусаллам аст, ки зи кирдори худ хурад афсӯс.

*Феврали 1910*

## Буз ва фил

Буз дар рӯйи як теппаи баланд
Мечарид, меҷаст мағрур, худписанд.
Дар пойи тепа фил истода буд,
Аблаҳе диду даҳонро кушуд:
«Ҳай бузи аъзам, бо ин баландӣ
Ба ин фили хурд бояд бихандӣ.
Чӣ аҷоиб аст кори осмон-
Филро хурд кардасту бузро калон!»
Зираке дар он вақт расид аз дур,
Инро шуниду гуфт:- «Эй бешуур!
Аз поёнҷойӣ фил нагардад паст,
Буз худаш хурд аст, теппа бузург аст!»

*Кирмоншоҳ, 1910*

Шод бимон, эй ҳунарӣ ранҷбар,
Эй шарафи дудаи навъи башар!
Эй зи ту обод ҷаҳони вуҷуд,
Ҳеҷ набуд, ар ки вуҷудат набуд.
Давлати шоҳон асари ганҷи туст,
Роҳати аъён самари ранҷи туст.
Гар ту ду рӯзе надиҳӣ тан ба кор,
Яксара нобуд шавад рӯзгор.
Боиси ободии олам туӣ,
Ранҷбаро, маънии одам туӣ.

*Теҳрон, 1910*

Эй хуш он рӯзе, ки дунёро даруни хун бубинам,
Ин фазоро хуну гардунро дар он ворун бубинам.
Ман, ки то имрӯз андар дил ба ғайр аз хун надидам,
Баъд аз ин ҳам беҳ, ки андар дида танҳо хун бубинам?
Ин ҷаҳон бӯстони зиштон аст, ин ҷо чун бимонам?
Ин замин зиндони некон аст, инро чун бубинам?
Чанд ҳайвонсиратонро суратан инсон бихонам?
Чанд дунёро ба дасти мардумони дун бубинам?
Даҳр-нокас, чарх-хоин, халқ-нодон, дӯст-душман,
Чун бимонам, чун бихоҳам, чун бисозам, чун бубинам?
Инқилоб, албатта, рӯзе мешавад дар Шарқ барпо,
Орзу дорам, вале он рӯзро акнун бубинам.
Кошкӣ, Лоҳутӣ, андар ин ду рӯзи зиндагонӣ,
Ё набинам ин ҷаҳонро, ё зи хун гулгун бубинам!

*Теҳрон, апрели 1912*

Доро, ки шавад хаста зи осеби саворӣ,
Даҳ духтари гулчеҳра бимоланд танашро.
Муздур, ки неъматдеҳи дорост, чу мирад,
Даҳ рӯз касе нест, ки дӯзад кафанашро.
Не кас, ки диҳад луқмаи ноне ба ятимаш.
Не ҷо, ки ба хидмат бигуморанд занашро.
Бо ин ҳама ҳар банда бигӯяд, ки Худо ҳаст,
Боист ки бо мушт бикӯбӣ даҳанашро.

*Қасри Ширин, июни 1914*

**Шамъу парвона**

Шабе парвонае бо шамъ мегуфт,
Ки: «Эй гардида дардат бо дилам ҷуфт!
То бо ин нури кам ошиқгудозӣ,
Ҳамеша дӯсткуш, душманнавозӣ.
Дар атрофи ту ҳар парвона пар зад,
Ба ҷонаш оташи рӯят шарар зад.
Чароғи барқи Мағриб бӯ надорад.
Ту гоҳе дуд дорӣ, ӯ надорад.
Дар оғӯши ту ғайр аз сӯхтан нест,
Вале оғӯши ӯ Тури таҷаллист.
Дар оғӯши ту сӯз асту гудоз аст,
Дар он оғӯш лутфу меҳру ноз аст.
Ту гар дар бар бигирӣ пайкари ман,
Намемонад ба ҷуз хокистари ман.
Ту норӣ-сӯзӣ, ӯ нур аст- созад,
Ту бигдозӣ маро, ӯ менавозад».

Ҷавобаш дод шамъи нуктапардоз,
Ки: «Эй нопухта ошиқ, ғофил аз роз!
Ту гӯйӣ шамъи Мағриб ҳамчу меҳр аст,
Вафодор асту бо ошиқ бамеҳр аст.
Аз ин ғофил, ки ӯ сад фитна орад,
Ба тан пироҳане аз ҳила дорад.
Гар он пироҳане, к-ӯро ҳубоб аст,
Ба рӯйи ҳилаҳои ӯ ниқоб аст.
Бидаррад, ишқ бар вай чун Зулайхо,-
Ҷаҳонеро бисӯзонад саропо.
Бихандад ӯ, чу ошиқ ҷон бубахшад,
Ба дандонаш, бубин, чун медурахшад.
Вале ман-пайкарам сӯзон зи ишқ аст,
Дилам, ҷонам, сарам сӯзон зи ишқ аст.
Зи доғи марги ёрони азиз аст,
Ки доим дидаи ман ишқрез аст.
Чу мирад ошиқи ман дар бари ман,
Зи ғайрат дуд хезад аз сари ман.
Бувад ин бӯйи мағзи устухонам,
Ки месӯзад ба марги ошиқонам.
Ту то дур аз манӣ, аз ишқ сардӣ,
Дар ин оташ чу сӯзӣ, пухта гардӣ.
Аз ин бигзашт, ин бегонагӣ чист?

Гурез аз сӯхтан парвонагӣ нест.
Ту бояд аз шикоят лаб бидӯзӣ,
Агар парвонаӣ, бояд бисӯзӣ.
В-агар тоқат надорӣ бо чунин сӯз,
Бирав, онро зи Лоҳутӣ биёмӯз».

Зи нав парвона парҳо боз бинмуд,
Ба гирди шамъи худ парвоз бинмуд.
Бигуфт: - «Эй сӯзишат коми дили ман,
Шарори рӯят ороми дили ман!
Касе, к-андар сараш бошад забонаш,
Бувад чун шамъ оташ дар баёнаш.
Суханҳоят чу рӯят шӯълахез аст,
Ба ман, парвона, чаврат ҳам азиз аст.
Вале ман ошиқи дилдодаи ту,
Ғуломи қомати озодаи ту.
Дилам хоҳад, ки бо ин шӯри шарқӣ
Чу Мағриб дар ту бинам нури барқӣ.
Ту бо ин сидқ агар он зӯр ёбӣ,
Ту бо ин шӯр агар он нур ёбӣ-
Ба олам ҳусни ту афсона гардад,
Фалак пеши рухат парвона гардад».

*Багдод, сентябри 1914*

Қурбони рӯшонию нуру сафои Шарқ
В-он боғи дилкашу чамани дилкушои Шарқ.
Дар ин чӣ нуктаест, ки чун меравам ба хоб,
Рӯҳам чу мурғ мепарад андар фазои Шарқ.
Он боғу булбулу гулу ҳомуну кӯҳсор
Дар ҳеҷ кишваре набувад, эй фидои Шарқ!
Дунё якест маслакан, аммо мувофиқат
Бо ҳоли ман намекунад, илло ҳавои Шарқ.
Хуршеди Шарқ модари хубест, лек дод
Аз кӯдакони нохалафи бевафои Шарқ!
Эй он ки Шарқро ба Урупо фурӯхтӣ,
Эй бешараф, бигӯ, чӣ харидӣ ба ҷойи Шарқ?
Кай мешавад, ки тӯда ба нерӯи иттиҳод
Гирад зи Инглиси данӣ хунбаҳои Шарқ?
Бояд ки бигзарад зи сари қасри шоҳ хун,
Барпо ба инқилоб шавад чун ливои Шарқ.
Лоҳутиё, чу аз ҳама ҷо ранҷбартар аст,
Бояд ки зудтар бидиҳӣ ҷон барои Шарқ.

*Бағдод, 1914*

Яке Руму яке Юнон парастад,
Яке куфру яке имон парастад.
Яке Акко, яке Макка, яке Балх,
Яке дарбори Вотикон парастад.
Яке аз ҳар чӣ дин дар ин ҷаҳон ҳаст,
Фузунтар лираву тумон парастад.
Барои фаъла истисмор кардан
Яке қонун, яке Қуръон парастад.
Яке аз дастранҷи коргарҳо
Фурӯши ҷинс дар дӯкон парастад.
Барои ҳифзи ҷони кӯдаконаш
Яке дар музди заҳмат нон парастад.
Яке симинтанони норпистон,
Лаби лаълу дури дандон парастад.
Яке баҳри шикори мурғи Машриқ
Камону новаки пайкон парастад.
Яке аз дасти зулми Инглистон
Халоси мулки Ҳиндустон парастад.
Яке озодии Ирлонд хоҳад,
Яке ободии Афғон парастад.
Яке бо подшоҳу шайху хонаш
Фақат аз рӯйи ҳис Эрон парастад.
Миёни ин ҳама махлуқи олам,
Ки ин як ину он як он парастад.
Агар аз кеши Лоҳутӣ бипурсӣ,
Наҷоти фаълаву деҳқон парастад.

*Кирмоншоҳ, 1914*

## Бозгашт ба ватан

Дар ғами ошёна пир шудам,
Боқӣ аз ҳастиям ҳамон номест.
Мурдам аз ғусса, ин чӣ айёмест!
Ман, ки аз ин ҳаёт сер шудам.

Гуфтам, ар чанд нест болу парам,
Натавонам сӯйи чаман бипарам, -
Чангу минқору сина ҳасту сарам.
Хез-хазон то ба боғ мегузарам…

Чаман омад зи дур дар назарам,
Қувват омад ба зонуву камарам,
Лонае дид чашмҳои тарам,
Чун расидам, ки кабоб шуд ҷигарам.
Дидам, ин нест ошён, домест.
Оҳ…Ман боз ҳам асир шудам!

*Хонақин, апрели 1915*

Ин давра касе, ки зар надорад,
Аз айши ҷаҳон хабар надорад.
Андар дили сахти молдорон
Оҳи фуқаро асар надорад.
Зоҳид ба хаёли ҳури ин аст,
Ӯ кор ба коргар надорад.

*1916*

Яке аз ранҷи мардум ризқ мехӯрд
В-аз ин роҳ роҳаташ омода доим.
Зи ҳар сон хӯрдану нӯшиданиҳо
Ба хони неъматаш binҳода доим.
Худ аз ин нукта огаҳ буд, ки мехӯрд
Хуриш аз хуни деҳқонзода доим.
Тамоми ҳастияш аз ранҷбар буд,
Вале мегуфт: - «Яздон дода» доим.

*Кирмоншоҳ, маи 1917*

Бо он ки дар шариати хубон ҳиҷоб нест,
Ёри маро барои чӣ шарм аз ниқоб нест?
Дар байни шайху шаҳна ҷуз аз баҳри ноҳисоб,
Деҳқон ба ҳеҷ чиз дар Эрон ҳисоб нест?
Шаҳ масту шаҳна роҳзану шайх ришвахор,
Дигар кӣ муддаист, ки Эрон хароб нест?
Таблиғи кас ба харҷи тавонгар намеравад,
Мо дидаем, чора ба ҷуз инқилоб нест.
Деҳқон зи ғусса ҷон диҳаду хон зи пули ӯ,
Ҷуз дар хаёли айшу қимору шароб нест.
Лоҳутӣ ар ҷаҳон ҳама хасмат шавад, чӣ ғам?
Виҷдони покро қалақу изтироб нест.

*Кирмоншоҳ, 1917*

Байни шаҳону давлати сармоядорҳо
Ҳар ҷанг бар зиёни раият шавад тамом.
Фатҳ ар кунанд – фоидаи ағниёст,
Таслим агар шаванд, асиранд, вассалом!

*Кирмоншоҳ, 1917.*

Қасри доро, ки чунин поку мунаққаш бошад,
Хишташ аз хоки тани халқи ситамкаш бошад.
Хон ба сардобу дами кӯраи кор оҳангар,
Синааш сӯхта аз шӯълаи оташ бошад.
Чӣ ғамаш, фаъла агар дар чаҳи маъдан ҷон дод,
Он ки ҳамбистари хубони париваш бошад.
Дар сиёсат хари Исо ҳама ҷо роҳбари ӯст,
Ҳар кӣ дар дасти мударрис бузи Ахфаш бошад.
Коргар ин ҳама асбоби тараб ҷамъ кунад
Баҳри дорову худ аз фоқа мушавваш бошад.
Ришҳо баҳри Худо зоҳиду роҳиб канданд,
Эй аҷаб, дар сари ҳеҷ ин чӣ кашокаш бошад?
Бо ман ар шайху шаҳу шаҳнаву хон муддаиянд,
Гӯ, биёянд ба майдони ҷадал, х(в)аш бошад!
Шод бодо дили Лоҳутии мо, чун фикраш
Дар раҳи ранҷбарон софию беғаш бошад.

*Кирмоншоҳ, декабри 1917*

## Ба духтари Эрон

Ман аз имрӯз зи ҳусни ту буридам сару кор,
Гӯ ба девонагиям халқ намоянд иқрор.
Эй маҳи мулки Аҷам, эй санами олами Шарқ,
Ҳуш гирд овару бар гуфтаи ман дил бигумор!
То кунун пеши ту чун банда ба даргоҳи Худо,
Лобаҳо кардаму бар хок бисудам рухсор.
Лекин имрӯз муҷиддонаву расмона туро
Ошкоро сухане чанд бигӯям, ҳуш дор!
Баъд аз ин хату холат наҳаросад дили ман,
З-он ки бо ҳусни ту корам набувад дигар бор.
То кай аз зулфи ту занҷир ниҳам бар гардан,
То кай аз мижжаи ту тир занам бар дили зор?
То ба кай бе лаби лаъли ту дилам гардад хун,
Чанд бе мори сари зулфи ту бошам бемор?
Ба сарангушти ту то чанд занам тӯҳмати қатл,
Ё ба мижгони ту то чанд диҳам нисбати хор?
Чанд гӯям, ки рухат моҳ бувад дар хубӣ,
Чанд гӯям, ки қадат сарв бувад дар рафтор?
Моҳрӯйӣ туву лозим набувад бар гуфтан,
Сарвқаддӣ туву ҳоҷат набувад бо изҳор.
Мадҳи ту бештар аз ҳар кӣ тавонам гуфтан,
Лек инҳо ҳама ҳарф асту надорад миқдор.
З-ин чи ҳосил, ки зи мижгони ту ханҷар созанд,
Ё ба абрӯйи ту гӯянд: ҳилолест низор?
Ман ба зебоии беилм харидор наям,
Ҳусн мафрӯш дигар бо ману кирдор биёр!
Андарин даври тамаддун, санамо, лоиқ нест
Дилбаре чун ту зи оройиши дониш ба канор.
Нанг бошад, ки ту дар пардаву халқе озод,
Айб бошад, ки ту дар хобу ҷаҳоне бедор.
Ҳайф набвад қамаре мисли ту маҳрум аз нур?
Айб набвад шаҷаре чун ту тиҳидаст аз бор?
Тарки чодар куну мактаб бираву дарс бихон,
Шохаи ҷаҳл надорад самаре ҷуз идбор.
Дониш омӯзу аз аҳволи ҷаҳон огаҳ шав
В-ин ниқоби сияҳ аз рӯйи муборак бардор!

Илм агар нест, зи ҳайвон чӣ бувад фарқи башар?
Бӯй агар нест, тафовут чӣ кунад гул аз хор?
Хирад омӯзу пайи тарбияи миллати хеш
Ҷидду ҷаҳде бинамо, чун дигарон, модарвор!
Ту гузорӣ ба даҳони ҳама кас аввал ҳарф,
Ҳар касе аз ту сухан мешунавад аввал бор.
Пас аз аввал ту ба гӯши ҳама ин нукта бигӯ,
Ки натарсанд зи заҳмат, нагурезанд аз кор.
Писару духтари худро шарафи кор омӯз,
То бидонанд, бувад муфтхӯрӣ зиллату ор.
Сухан аз донишу озодии заҳмат мегӯй,
То ки фарзанди ту бо ин суханон ояд бор.
Гӯ, бидонад, ки набояд бихӯрад луқмаи муфт
В-ар бимирад, дигареро накунад истисмор.
Гӯ бидонад, ки ба ҷуз бозуи зӯровар нест
Ранҷбарро, ба ҷаҳон ҳеҷ касе ёвару ёр.
Фарқ ҳаргиз нагузорад ба миёни зану мард
В-ин суханҳоро собит бикунад бо кирдор.
Ба яқин, гар ту чунин модари хубе бошӣ,
Миси иқболи ватан аз ту шавад зарри иёр.

*Истанбул, январи 1918*

## Гуноҳи чашм

Чашми ту шоҳи хубию мижгон сипоҳи чашм,
Ман камтарин раияти ин подшоҳи чашм.
Боз аз барои кашфи дили мо ҳаво гирифт
Тайёраи нигоҳи ту аз истгоҳи чашм.
Мот аст чашми ман, ки туӣ ё ки офтоб,
Ҷоно, сухан бигӯю бибар иштибоҳи чашм.
Чашмам ҳамеша ҳаст ба роҳи вафои ту
З-он дам, ки уфтода ба рӯйи ту роҳи чашм.
Чашм аз фироқи рӯйи ту хун гиря мекунад,
Инак, канори домани рангин гувоҳи чашм.
Лоҳутӣ, ар ки ҷон ба лаб омад зи дарди ишқ,
Бо дил макун ситеза, ки бошад гуноҳи чашм.

*Истанбул, феврали 1918*

## Мунозира бо дилдор

Дил мебариву ваъдаи дидор мекунӣ,
Чун вақти ваъда мерасад, инкор мекунӣ.
Гаҳ меравӣ ба хилвату бандӣ зи халқ дар,
Бе парда гоҳ ҷилва ба бозор мекунӣ.
Шодам ба ҳар чӣ бо дили ман мекунӣ, вале
Ҳайф аст, агар ба гуфтаи ағёр мекунӣ.
Эй гул, зи булбулони гирифтор ёд кун,
Ҳар субҳидам, ки ҷилва ба гулзор мекунӣ.
Эй шайх, оқибат ту зи суъи  сулуки хеш
Моро муқими хонаи хаммор мекунӣ.
Ҳошо, ки ман муриди хурофот нестам,
Эй воиз, аз чӣ ин ҳама исрор мекунӣ.
Додорро ба хидмати мо эҳтиёҷ нест,
Хидмат ба халқ кун, ки ба додор мекунӣ.
Эй ҷаҳл, чистӣ, ки ба ҳар қавм рӯ кунӣ,
Он қавмро дучор ба идбор мекунӣ.
Лоҳутӣ, ар ки дил бибарӣ аз хаёли ғайр,
Худро маҳалли ҷилваи дилдор мекунӣ.

*Истанбул, Марти 1918*

З-ин беш ин ниқоби сияҳро ба рӯ макун,
Моро миёни ҷомеа беобрӯ макун.
Шармовар ин бувад, ки ту дар пардаӣ ҳанӯз,
Ҷоно, зи боз кардани рӯ ҳеҷ рӯ макун.
Маҳбуби мардумон туӣ, эй маҳ, туро кӣ гуфт
Дар байни мардумон мараву гуфтугӯ макун?
Ту содаию шайхи бадахлоқ ҳилагар,
Ҳеҷ эътино ба гуфтаи ин зиштхӯ макун.
Худ фикри худ бикун, ба умеди Худо мабош,
Беҳуда ҳеҷро ҳама ҷо ҷустуҷӯ макун.

*Истанбул, апрели 1918*

Зи дастат гарчи шуд хунин дили ман,
Вафо дорад, нашуд ғамгин дили ман.
Зи роҳи ишқ ҳаргиз барнагардад,
Намехоҳад шавад нангин дили ман.
Чу рӯят равшан асту софу сода,
Чу хулқат муслеҳу бекин дили ман.
Зи масҷид ронда, аз майхона монда,
На дунё дораду на дин дили ман.
Диламро ин қадар мафшор охир,
На сурбин асту не рӯйин дили ман.
Рухатро диду худро зад ба оташ,
Аҷаб девонае буд ин дили ман!
Ҷаҳонеро бисӯзонад ба оҳе,
Ту пиндорӣ, бувад мискин дили ман!
Шаби ҳиҷри ту дар бедор мондан
Рақобат дошт бо Парвин дили ман.
Ману парвона дар ҳаққи туву шамъ
Дуо гуфтему гуфт омин дили ман.

*Истанбул, апрели 1918*

Ба роҳи ишқ ҷону дину дилро ҳамсафар бурдам,
Дилу дин қатлу ғорат шуд, фақат ҷоне бадар бурдам.
Ба майдоне, ки аз як тир Рустам боз мегардад,
Мани девона он ҷо чашму дилро бесипар бурдам.
Зи бечизӣ миёни ишқбозон мурдам аз хиҷлат,
Ки ҷонон рӯнамо мехост, ном аз ҷону сар бурдам.
Маро ронда ба шӯхӣ гуфт, к-аз ҳастии худ чизе
Ба ҳамроҳ бурдӣ охир? Гуфтамаш: оре, хабар бурдам.
Гувоҳ аз баҳри сидқи ишқи ман мехост чашми ӯ,
Ба пешаш зуд як доман пур аз лахти ҷигар бурдам.
Ба теғам мезаду ман, то нагардад ранҷа бозуяш,
Ба ҳар зарбат, ки мезад, синаву сар пештар бурдам.
Ба пеши ғамзааш дилтангӣ аз кори қазо кардам,
Зи ғафлат назди модар шиква аз кори писар бурдам.
Дилам умрест бо чашмони ӯ хӯ карда, Лоҳутӣ,
Таҳаммулро бубин, ман бо аҷал умре ба сар бурдам.

*Истанбул-Ғозикӯй, апрели 1918*

Озод шуд ҷаҳону ту дар пардаӣ ҳанӯз,
Бигзашт сад баҳору ту пажмурдаӣ ҳанӯз,
Мардум зи хони илми ҳунар серу пур шуданд,
Як луқма з-ин хӯрок ту нохӯрдаӣ ҳанӯз.
Дорулфунун тамом намуданд дигарон,
О, Б, Т-ро шурӯъ ту нокардаӣ ҳанӯз.
Занҳои Ғарб дар сари кори ҳукуматанд,
Дар дасти марди Шарқ ту чун бардаӣ ҳанӯз.
Албатта, ҳам асирию ҳам бардаӣ аз он-к
Имон ба инқилоб наёвардаӣ ҳанӯз.

*Истанбул, апрели 1918*

Нашуд як лаҳза аз ёдат ҷудо дил!
Зиҳӣ дил, офарин дил, марҳабо дил!
Зи дасташ як дам осоиш надорам,
Намедонам, чӣ бояд кард бо дил?
Ҳазорон бор манъаш кардам аз ишқ,
Магар баргашт аз роҳи хато дил!...
Ба чашмонат маро дил мубтало кард,
Фалокат дил, мусибат дил, бало дил!
Аз ин дил доди ман бистон, Худоё,
Зи дасташ то ба кай гӯям: - Худо, дил!
Даруни сина оҳе ҳам надорад,
Ситамкаш дил, парешон дил, гадо дил!
Ба торе гарданашро баста зулфат,
Фақиру оҷизу бедасту по дил!
Бишуд хоку зи кӯят барнахезад,
Зиҳӣ собитқадам дил, бовафо дил!
Зи ақлу дил дигар аз ман мапурсед,
Чу ишқ омад, куҷо ақлу куҷо дил?
Ту, Лоҳутӣ, зи дил нолӣ, дил аз ту,
Ҳаё кун, ё ту сокит бош, ё дил!

*Истанбул, август 1918*

Аё сайёд, шарме кун, маранҷон ним ҷонамро,
Пару болам бикан, аммо масӯзон ошёнамро.
Ба гардан бастаӣ чун риштаву бар пой занҷирам,
Мурувват кун, иҷозат деҳ, ки бикшоям даҳонамро.
Ба перомуни гул азбас халида хор бар поям,
Бувад хунин, ба ҳар ҷойи чаман бинӣ нишонамро.
Дар ин кунҷи қафас, дур аз гулистон сӯхтам, мурдам,
Хабар кун, эй сабо, аз ҳоли зорам боғбонамро.
Зи танҳоӣ дилам хун шуд, надорам маҳрами розе,
Ки бинвисад барои дӯстдорон достонамро.
Мани бечора он рӯзе ба қатли худ яқин кардам,
Ки дидам, тоза бо гург улфате бошад шубонамро.
Чу Лоҳутӣ ба ҷон миннатпазирам то абад онро,
Ки бо ман меҳрубон созад бути номеҳрубонамро.

*Истанбул, сентябри 1918*

Фақат сӯзи диламро дар ҷаҳон парвона медонад,
Ғамамро булбуле, к-овора шуд аз лона медонад.
Нагирям чун зи ғайрат мезӯзад ба ҳоли ман,
Нанолам чун зи ғам, ёрам маро бегона медонад.
Ба уммеде нишастам, шикваи худро ба дил гуфтам,
Ҳамехандад ба ман, ин ҳам маро девона медонад.
Ба ҷони ӯ, ки дардашро ҳам аз ҷон дӯсттар дорам,
Вале мемирам аз ин ғам, ки донад ё намедонад.
Намедонад касе, к-андар сари зулфаш чӣ хунҳо шуд,
Валекин мӯ ба мӯ ин достонро шона медонад.
Насиҳатгар, чӣ мепурсӣ илоҷи ҷони беморам!
Усули ин табобатро фақат ҷонона медонад.

*Истанбул, сентябри 1918*

Эй ки гуфтӣ, ба фақирону заифон ёрам!
Заъфам аз ҳад бигузашт аз чӣ кунӣ озорам?
Баски айёми асорат ба қафас тӯл кашид,
Дар назар хобу хаёлест гулу гулзорам.
Хотирам нест кунун турраи сунбул чун буд,
Фақат ошуфтагие сахт ба хотир дорам.
На зи раҳм аст, маро гар нафурӯшад сайёд,
Натавонад барад аз заъф сӯйи бозорам.
Ҷони нолоиқи худро ба нисори раҳи дӯст
Бар лаб овардаам, аммо хиҷил аз изҳорам.
Мардумон то саҳар аз нолаи ман бедоранд,
Ваҳ чӣ сиррест, ки огаҳ нашавад дилдорам?
Гар дусад раҳ ба сари дор равам, Лоҳутӣ,
Боз дар маслаки худ якдилаву подорам.

*Истанбул, сентябри 1918*

Бутo, таровати рӯйи ту офтоб надорад,
Валек ҳайф, ту мастурӣ, ӯ ниқоб надорад.
Зи хиҷлат об шудам, чун рақиб айби ҷаҳолат
Гирифт бар туву ман дидам ин ҷавоб надорад.
Ҷавоби ӯ чӣ диҳам, муддаӣ агар ки бипурсад,
Ки ёрат аз чӣ сари донишу китоб надорад?
Туро ба ҷаҳл сару кору ман ҳалок зи ғайрат,
Ки чун зи сӯҳбати номаҳрам иҷтиноб надорад!
Нахонда нақшаву ҷуғрофӣ, эй санам, дили сахтат
Хабар зи мулки дилам, гар шавад хароб, надорад.
Муаллими ту наёмӯхтат ҳисоб, чӣ донӣ,
Ки ҳасрати дили пурдарди ман ҳисоб надорад.
Биё, ба дидаи Лоҳутиву бубин ба чӣ сахтӣ
Ба ёди рӯйи ту шаб то ба субҳ хоб надорад!

*Истанбул, декабри 1918*

Ҷоне наю саре, ки ба поят ниҳода нест,
Алҳақ, усули дилбарӣ аз ин зиёда нест.
Ишқи туро ба ҳастии олам намедиҳам,
Ин кор, кори  мардуми соҳибирода нест.
Бар ҳоли ман ба чашми ҳақорат макун нигоҳ,
К-ин мастӣ аз нигоҳи ту бошад, зи бода нест.
Нозам ба дилнавозии зулфат, ки ғайр аз ӯ
Кас дастгири мардуми аз по фитода нест.
Гардида кишвари дилам аз фитнаи рақиб
Вайрон, чунон ки қобили ҳеҷ истифода нест.
Бад бо асири худ накунанд аслзодагон,
Сайёди ман, ки мекунад, ӯ аслзода нест.
Гар эҳтироми хонаи моро надошт хасм,
Маъзур буд аз он, ки худаш хонавода нест.
Бояд зи ному нангу дилу дину ҷон гузашт,
Таъқиби ишқи содарухон саҳлу сода нест.
Лоҳутӣ аз балои ту миннат кашад ба ҷон,
Бар рӯйи ҳар кас ин дари давлат кушода нест.

*Истанбул, декабри 1918*

Дар маҳзари ҷумҳур баҳоре рада бастанд,
Ин дод занад: аз чӣ тани ғунча бихастанд,
Гӯяд дигаре: шохи суман аз чӣ шикастанд,
Ёрони зимистон, ки ҳақиқат напарастанд,
Бар ҷойи гул оё ба чӣ қонун бинишастанд,
Эй адли аҷал, кайфар аз ин тоифа бистон.

Булбул на абас нолаи ғамнок баровард,
Ҳар дарду ғаме дошт ба дил, пок баровард,
Ҳақ дорад, агар бонг бар афлок баровард,
В-аз кори хазон сад бадию ок баровард,
Гул бин, ки ба тасдиқ сар аз хок баровард,
Яъне ки хазон ин ҳама хун рехт ба бӯстон.

Қумрӣ ба фиғон бар сари сарви сумани хеш,
Дар нола чаковак ба ғами ёсумани хеш,
Булбул ба наво бар гули нозукбадани хеш,
Мурғон ҳама, алқисса, ба фикри чамани хеш,
Ман низ бинолам ба ҳавои ватани хеш,
Ман кам наям аз булбулу Эрон зи гулистон.

*(1918)*

Аз ин пеш мезад фаришта хурӯш,
Ки гетӣ бувад кишвари Дориюш.
Ҳар он-ч ӯ фузун кард, мо костем,
Зиҳӣ зиштномӣ, ки мо хостем.

*(1918)*

## Шоми ошиқон

Шуд дароз ин матлаб, эй нигори ҷонона,
Рӯз рафту шом омад, вақти истироҳат шуд.
Нури нимранги меҳр тофта ба ҳар хона,
Дар рухи уфуқ ин ранг мояи малоҳат шуд.
Пеши ҷуфти худ ҳар мурғ медавад сӯйи лона,
Булбули навопардоз хомӯш аз фасоҳат шуд,
Сӯйи ман чаро ишқат пас гузар намеорад?
Ӯ ҳам охир андар дил ошёнае дорад!

*(То соли 1919)*

## Бозгашти ҷони аҳли дил

Дар чаман кунун мурғон ҷастухез бас карданд,
Рӯ ба манзил оварданд кӯдакон зи мактабҳо.
Мӯрҳо ба сад таъҷил сӯйи лона баргарданд,
Баҳри обу дон хезад шиҳаҳо зи маркабҳо.
Зореъон танобу дос сӯйи хона оварданд,
Амри бозгашт омад аз талояи шабҳо.
Бозгаштҳо бошанд мухталиф ба ҳар маскан,
Ҷуз ба сӯйи ишқат нест бозгашти ҷони ман.

*(То соли 1919)*

## Ромам намудӣ

Осмоно, аз чӣ рӯ ин гуна нокомам намудӣ,
Роҳи озодӣ гирифтӣ, бастаи домам намудӣ.
Ҳар кучо санги чафое буд, бар фарқам фикандӣ,
Ҳар кучо заҳри ҳалоке буд, бар комам намудӣ.
Пеш аз ин шери фалак оҷиз буд аз сарпанҷаи ман,
Оҳуи чашми ту нозам, к-инчунин ромам намудӣ.
Борҳо гуфтӣ, ки бар ҳолат дилам месӯзад, охир
Пухтагӣ бингар, ки бо ин ваъдаҳо хомам намудӣ.
Ман амире будам андар шаҳри худ, кардӣ асирам,
Дину дил аз ман рабудӣ, бесаранҷомам намудӣ.
Ман ба риндӣ инчунин машҳур дар олам набудам,
Ғамзае кардӣ, дилам бурдиву бадномам намудӣ.
Бандаи он лаъли нӯшинам, ки ҷонам зинда дорад
В-арна тири мижжаат сад бор эъдомам намудӣ.
Дар бари султони ишқи чун ту соҳибҷамоъа дилҳо
Сархати озодиям додиву бад ромам намудӣ.
Ман ба худ шоистаи ин лутфи бепоён набудам,
Хонаободон, вафо кардиву икромам намудӣ.
Ҳамчу Лоҳутӣ маро то рӯзи маҳшар маст дорад,
Ҷон ба қурбонат, чӣ мебуд, ин ки дар ҷомам намудӣ.

*Истанбул-Буюкота (то соли 1919)*

## Агар намешуд

Холи мушкини ту нозам, ки гар он дона намешуд,
Зулфи пурчини ту доми дили девона намешуд.
Гар ки дар зулфи ту оҷизкушии шона намешуд,
Тоири ҷони ман овора аз он лона намешуд.
Ин харобӣ ба дилам аз чӣ кунад ишқи ту, чун ӯ
Бувад овoратар аз ман, агар ин хона намешуд.
Қадри ушшоқ бидон, чун набуд ар қиссаи Маҷнун,
Ҳусни Лайлӣ ба ҷаҳон ин ҳама афсона намешуд.
Чашми гирёне агар дошт чу ман дар бари ҷонон,
Шӯълаи шамъ балои тани парвона намешуд.
Дар сари ишқат агар даст зи олам накашидӣ,
Ҷоми мо бе сабабе маҳрами ҷонона намешуд.
Назадӣ гар раҳи ҳушаш лаби майгуни ту, ҳаргиз
Дили мо сокини хоки дари майхона намешуд.
Аз гадоён сари кӯйи ту маҳсуб набудам,
Шомили ман агар он рафъати шоҳона намешуд.
Нашудӣ лоиқи манзилгаҳи ганҷинаи ишқат,
Дили Лоҳутӣ агар яксара вайрона намешуд.

*Истанбул –Буюкота (то соли 1919)*

## Метарсам

Ҳама аз ғайр метарсанду ман аз хеш метарсам,
Гар аз бегона бими ғайр, ман аз хеш метарсам.
Маро наздик шуд маҳрум аз завқи ҷунун созад,
Ба ҷони ишқ, аз ин ақли дурандеш метарсам.
Аз ин пашминапӯшони риёӣ сахт безорам,
Ман аз ин гургҳои дар либоси меш метарсам.
Макун аз талху шӯри ин ҷаҳон абрӯ туруш ҳаргиз,
Ки ман аз нӯши дунё бештар аз неш метарсам.
Дили аз хеш ғофил, ёри аз дин бехабар дорам,
Ба имони худ, аз ин турки кофаркеш метарсам.
Маро дар ҳар нафас сад сол дур аз қурби Ҳақ созад,
Ба ҳаққи пир аз ин нафси нодарвеш метарсам.
Ҳазор осоиш андар зилли беосоишӣ бошад,
Ман аз ин хотири маҷмӯи беташвиш метарсам.
Хушам бо дарду аз нози табибон бениёзастам,
Ки ман аз миннати марҳам фузун аз реш метарсам.
Матоъам ширку аз ман сидқ мехоҳанд, Лоҳутӣ,
Ба дорулмулки ишқ аз пурсишу тафтиш метарсам.

*Истанбул -Ғозикӯй, апрели 1919*

Булбул аз кунҷи қафас чун назар афтад ба манаш,
Дарди ман донаду нолад ба фироқи ватанаш.
Ҷон ба қурбони шаҳиде, ки пас аз кушта шудан
Ғуслаш аз хун буваду гарди ғарибӣ кафанаш.
Рӯзи маргаш сазад, ар ҷашни валодат гиранд,
Ҳар кӣ ҷонон ба сар ояд дами ҷон бохтанаш.
Талхӣ аз дасти ту, эй хусрави шириндаҳанон,
Ҳамчу шакар бичашад зоиқаи кӯҳканаш.
Дилам аз дасти ту афтода ба ҳоле ки аҷал
Натавонад зи сари кӯйи ту бардоштанаш.
Нолаву зории булбул на зи беболупарист,
Дардаш ин аст, ки гардида ҷудо аз чаманаш.
Ё Раб, ин сангдилиро зи кӣ омӯхтааст
Нозанине, ки мукаддар шавад аз гул баданаш.
Дили Лоҳутиву дурӣ зи хаёлат?- Ҳайҳот!
Ин хаёлест, ки мудғам шуда бо ҷону танаш.

*Истанбул-Ғозикӯй, апрели 1919*

Акси рӯйи ёр дар ҷоми мудом афтодааст,
Ё ба дарё сурати моҳи тамом афтодааст?
Оқибат бархезад аз ҷо, ҳар куҷо афтодаест,
Ҷуз дилам, к-андар хами зулфаш мудом афтодааст.
Доғи ҳиҷрони гулу бераҳмии сайёдро
Донад он мурғе, ки ҳамчун ман ба дом афтодааст.
Зоҳидо, моро зи расвоӣ матарсон беш аз ин,
Ташти мо аз аввали дунё зи бом афтодааст.
Аз алоиқ дам мазан дар пеши Лоҳутӣ, ки ӯ
Аз хаёли нангу аз савдои ном афтодааст.

*Истанбул, маи 1919*

Фалак ба ҷурми дурустӣ дили маро бишкаст,
Магар шикастани дил буда музди марди дуруст?
Намуд номи нишонаш зи лаҳви ҳастӣ гум
Фалак ба ҳар ҷо марди дурусткоре ҷуст.
Маро умеди дурустӣ зи нодурустон нест,
Аз он ки «сунбул ҳаргиз зи шӯразор наруст».
Зи нодурустӣ таҳқир мекунад душман
Маро, ки ғайри дурустӣ накардаам зи нахуст.
Дурустӣ аст маро диду аз иродаи худ
Ба сахтгирии дунёи дун нагардам суст.

*Истанбул, майи 1919*

## Гирифторам намудӣ

Дилбаро, з-он ғамза, к-аввал рӯз дар корам намудӣ,
Ҷону дину дил зи ман бурдӣ, гирифторам намудӣ.
Солҳо бигрехтам аз зери бори ишқ, охир
Ҷодуе кардӣ ба дом овардиву борам намудӣ.
Ваъдаҳо додӣ, ки бо ман меҳрубон бошӣ, валекин
Чун асирам кардӣ, аввал қасди озорам намудӣ.
Хостам, то дар сари кӯйи ту умре бигзаронам,
Ин қадар кардӣ ҷафо, к-аз умр безорам намудӣ.
Буд уммедам, ки аз шохи вафоят гул бичинам,
Ҳайф кардӣ, к-аз назар афкандиву хорам намудӣ.
То кунун аз фитнаи чашми ту ғофил будам, эй маҳ,
Он қадар бедод кардӣ, то хабардорам намудӣ.
Соқиё, лутфи туро нозам, ки аз се соғари май
Мастии ҷаҳл аз сарам бурдиву ҳушёрам намудӣ.
Марҳабо, эй пири фаррухпай, ки ман нокарда хидмат
Дар хароботи муғон маҳрам ба асрорам намудӣ.
Боракаллоҳ, фориғ аз нози табибонам ба олам,
То давои дарди дил з-он чашми беморам намудӣ.
Гар равад ҷонам, чу Лоҳутӣ сар аз ишқат напечам,
Худ ту андар ошиқӣ, ин гуна подорам намудӣ.

*Истанбул-Ғозикӯй, маи 1919*

## Ҷонон талаб кунам

Васли туро ба базми сару ҷон талаб кунам,
Ҷинсест пурбаҳову ман арзон талаб кунам.
Хоҳам каманди зулфи туро оварам ба даст,
Ин мушкилест сахту ман осон талаб кунам.
Раҳм аз дили ту хостаму инчунин бувад,
К-аз кофире вазифаи имон талаб кунам.
Дил гум шудаст аз ману ночор боядаш
Дар чини он каманди парешон талаб кунам.
Бо дил чӣ ҳоҷатам, ки ҳавохоҳи дилбарам,
Бо ҷон маро чӣ кор, ки ҷонон талаб кунам.
Он ҷо, ки рӯйи дӯст ба мо ҷилва мекунад,
Аблаҳ наям, ки ҷаннати ризвон талаб кунам.
Дар ишқ ранҷу роҳату шодиву ғам якест,
Ҳар ч-он писандидӯст бувад, он талаб кунам.
Дар таййи роҳи ишқ бимирам агар зи ғам,
Номардам, ар зи ғайри ту дармон талаб кунам.
Лоҳутӣ аз барои раҳоӣ зи доми нафс
Ҳиммат зи подшоҳи Хуросон талаб кунам.

*Истанбул, июни 1919*

## Ор надорад

Аз ёр хабар гар дили ағёр надорад,
Ин нанг басаш, к-ӯ хабар аз ёр надорад.
Онро, ки бувад бо сари зулфи ту сару кор,
Бо халқи ҷаҳон як сари мӯ кор надорад.
Чашмат чӣ балоест, ки бо новаки мижгон
Хуни ҳама мерезад инкор надорад.
Сад бор зи худ рондияму боз биёяд,
Аслан дили девонаи мо ор надорад.
Ҳар кас, ки ба ишқи ту ризо гашт, чу Мансур
Андеша зи ҷон, воҳима аз дор надорад.
Кофар бувад андар бари ҳафтоду ду миллат,
Ҳар кас ба таввалои ту иқрор надорад.
Дар мастабаи ишқ хирадро набувад роҳ,
Ин майкада як одами ҳушёр надорад.
Хуш бош ба неку бади дунё, ки дар ин боғ
Деҳқони қазо як гули бехор надорад.
Аз нахли ҷаҳолат маталаб ком, ки ин шох
Боре ба ҷуз аз зиллати идбор надорад.
Мо аҳли биҳиштем, бувад дӯзахӣ он к-ӯ
Чун Ҳайдари Каррор ҳаводор надорад.
Ишқи ту бувад мазҳаби Лоҳутию дигар
Дар дори ҷаҳон кор ба дайёр надорад.

*Истанбул-Ғозикӯй, майи 1919*

Китобу дафтари дарсу саҳифаи устод
Ба раҳни бода ниҳодам, ҳар он чи бодо бод.
Маро чу соири озодагон зи дунё буд
Ду пора-пора китобеву як шикаста мидод.
Агарчи буд китобам пур аз лаъолии илм,
Вале касаш зи пашизе намехарид зиёд.
Ба майфурӯш бидодам, ба ҳоли ман пай бурд,
Ду шиша бода ба ман дод, хонааш обод!
Баҳои дору надори ман ин ду шиша май аст,
Ман ин ду шиша ба мулки ҷаҳон нахоҳам дод.
Бинӯш бода, ки ҳаргиз саодати абадӣ
Надодаанд ба кас андар ин харобобод.
Фалак нишемани булбул аз он хароб кунад,
Ки ошёнаи сад бумро кунад обод.
Ба рағми шайх амал кун ба панди Лоҳутӣ,
Ба май бидеҳ ҳама ҳастӣ, ҳар он чи бодо бод!

*Истанбул-Бакӯглу, маи 1919*

Барои рӯйи ту, эй маҳ, ниқоб лозим нест,
Агар ту ҷилва кунӣ, офтоб лозим нест.
Нуфузи ишқ нигаҳ кун, ки шайхи кӯҳнапараст
Навишта тоза, ки шаръан ҳиҷоб лозим нест.
Иёлати дили ушшоқ дар ҳимояти туст,
Ба мулки хеш дигар инқилоб лозим нест.
Зи ман гузаштани аз ҷон магар намехоҳӣ?
Ба чашм! Ин ҳама дигар итоб лозим нест.
Агар ба мулки дилам додаӣ ту истиқлол,
Пас ин мушовира бо шайху шоб лозим нест.
Ман аз ситези чашми ту ҷон нахоҳам бурд,
Барои куштанам, эй ҷон, шитоб лозим нест.

*Истанбул-Бакӯглу, майи 1919*

## Тарки дин кардам

Ман аз аввал назар то бар рухи он маҳҷабин кардам,
Ҳазорон офарин бар қудрати ҳуснофарин кардам.
Биҳамдиллаҳ, ки дар пеши Худо шуд мустаҷоб охир
Дуоҳое, ки ман дар бораи он нозанин кардам.
Бувад соат ба соат дар тазоюд лашкари ҳуснаш,
Зи тартиби радифи мижааш инро яқин кардам.
Зи ташкилоти ӯрдуҳои нозу ғамзааш ҳар дам
Ба соҳибмансабони ҳусни ӯ сад офарин кардам.
Набуррам то абад меҳри дил аз хоки сари кӯят,
Ки таҳсили мақоми ишқ дар он сарзамин кардам.
Мусалмонӣ агар ин аст, к-он турки Хито дорад,
Ба куфри турраи хубон қасам ман тарки дин кардам.
Чу Лоҳутӣ гирифтам то тариқи мазҳаби ишқат,
Зи куфру дин шудам вораста, тарки ону ин кардам.

*Истанбул, июни 1919*

Гар ки шӯрои хату холи ту имдод кунад,
Як ҷаҳон ҷону дил аз бандагӣ озод кунад.
Дасти бедод харобаш накунад то ба абад
Адли ҳусни ту дар он хона, ки бунёд кунад.
Кишвари дил, ки шуд аз зулми накӯён вайрон,
Дасти инсофи ту бозаш магар обод кунад.
Сулҳу инсофу тамаддун зи ҷаҳон маҳв шудаст,
Магар ин қоидаро ҳусни ту эҷод кунад.
Кори ҳар кас набувад кӯҳ ба нохун кандан,
Ин ҳунар боз магар тешаи Фарҳод кунад.
Дилбари ман, ки ба озодии дилҳо кӯшад,
Чӣ шавад, гар зи мани дилшуда ҳам ёд кунад.
Мутамоил ба ту дар бетарафӣ буд дили ман,
З-он рақиби ту ба ӯ ин ҳама бедод кунад.
Раҳнамое ду-се аз кишвари ҳуснат бифирист,
Дили вайронаи моро магар обод кунад.
Хоҳад ар дил, ки тараққӣ бикунад, Лоҳутӣ,
Боядаш бо сару ҷон хидмати устод кунад.

Истанбул – Ускудор, июни 1919

Шунидастам ғамамро мехурӣ, ин ҳам ғами дигар,
Дилат бар мотамам месӯзад, ин ҳам мотами дигар.
Ба дил ҳар роз гуфтам, бар лаб овардаш дами дигар,
Чӣ созам, то ба даст орам ҷуз ин дил маҳрами дигар.
Накуштӣ оташи хашмат тамому зуд хушкидӣ,
Каме мондаст аз ӯ, эй дида қурбонат, нами дигар!
Маро гуфтӣ дами охир бубинӣ, дер шуд, боз о,
Ки тарсам ҳасрати ин дам барам бар олами дигар.
Зи бераҳмӣ намояд тири худро ҳам дареғ аз дил,
Ки донад захми ӯро нест ҷуз ин марҳами дигар.
Ҷаҳонеро парешон кард аз ошуфтани як мӯ,
Маозаллаҳ, агар бикшояд аз гесӯ хами дигар!
Ба ҷони дӯст, ғайр аз дарди дурӣ аз диёри худ,
Дар ин дунё надорад ҷони Лоҳутӣ ғами дигар.

Истанбул – Бекӯғлу, июни 1919

Ҳар он ки дар ба дарам кард аз ошёнаи хеш,
Худо кунад, ки шавад дар ба дар зи хонаи хеш!
Дилам зи сӯҳбати бегонагон ба ҷон омад,
Равам, ба дида кашам хоки остонаи хеш.
Ман он кабӯтари сахтам, ки дар ватанхоҳӣ
Биҳиштро наситонам ба ҷойи лонаи хеш.
Маро зи доми ту огоҳӣ аст, эй сайёд,
Ту аблаҳона фиребам мадеҳ ба донаи хеш.
Зиҳӣ сиёсати ҳуснат, ки дар гирифтани дил
Барои ҷанг кунад сулҳро баҳонаи хеш.
Зи шасти нози ту ҳар новаке раҳо гардид,
Надид ҷуз дили ман қобили нишонаи хеш.
Маро ба кори сиёсат чӣ кор, эй лидер,
Ки дилхушам ба хаёлоти ошиқонаи хеш.
Ба раҳм оварӣ охир дилаш ту, Лоҳутӣ,
Зи оҳи субҳдаму гиряи шабонаи хеш.

Истанбул, сентябри 1919

Зи шаб то бомдодон мекунам фарёду менолам,
Зи дасти бахти бадфарҷом дорам доду менолам.
Чу бинам дар қафас ҳам бемурувват баста поямро,
Кунам андеша дар бераҳмии сайёду менолам.
Ба ҳар ҷо дасти ёре бингарам дар гардани ёре,
Зи ёри бевафои худ намоям ёду менолам.
Чу бинам сурати хубони ҳафтоду ду миллатро,
Ба ёд орам, ки ёри ман нашуд озоду менолам.
Зи банди сабҳа мефаҳмам, ки аз ин ришта дилдорам
Ба ҳабси чодару доми ниқоб афтоду менолам.
Чу мехонам ҳадиси мутъаву як марду чандин зан,
Аз ин дини «муқаддас» мекунам фарёду менолам.
Зи фақри зореъу дилсахтии молик бувад равшан,
Ки Эрон мешавад вайрон зи истибдоду менолам.
Хиёнатҳои шоҳу ҷаҳли миллатро чу мебинам,
Аз он тарсам, ки ин кишвар равад бар боду менолам.
Раиятро фурӯшад бо замин маллоку мебинам,
Ки миллат оҷиз аст аз рафъи ин бедоду менолам.
Ҷаҳонро фаъла, Лоҳутӣ, бапо кардасту мебинам,
Ки худ ҳаргиз набуд дар хонае ободу менолам.

Истанбул, октябри 1919

Эй нигори порсӣ, аз мо нигаҳдорӣ бикун,
Мо зи по афтодагонро баъд аз ин ёрӣ бикун!
Дилбарон ҳар ҷо парасторони ушшоқи худанд,
Хастаем, охир ту ҳам моро парасторӣ бикун!
Ҳамчу гул берун биё аз ҷилди нангини ниқоб,
Печаву чодар бисӯзон, тарки ин хорӣ бикун!
Гуфтам: «Эй дил, ошиқӣ сахт аст!», хандидӣ ба ман,
Ман кунун хандам, бар аҳволи ту, ту зорӣ бикун!

Истанбул, ноябри 1919

Зи меҳр бар рухи бемори худ нигоҳе кун,
Ба як нигоҳ мудовои бепаноҳе кун!
Нигоҳи меҳри ту гар иштибоҳ ҳам бошад,
Барои роҳати ҷоне иштибоҳе кун!
Чунин қарор набуд байни мо, к ибо дили ман
Ситам ҳамеша куну лутф гоҳ-гоҳе кун.
Чӣ хуб захмии мижгони ӯ шудӣ, эй дил,
Туро кӣ гуфт, бирав, ҷанг бо сипоҳе кун?

Истанбул, ноябри 1919

Дар конфаронси сулҳи умумӣ ба номи дил,
Эй пайки оҳ, нолакунон бар паёми дил.
Он ҷо ба ҳомиёни дилу ҷон бигӯ, ки ҳаст
Озодӣ аз асорати хубон мароми дил.
Фарёд кун, ки фитнаи ин духтарони турк
Аз ҳам гусехт силсилаи интизоми дил.
Эй туркзода, чашми ту бо ин нуфуси ҳусн
Ҷо дорад, ар шикаст диҳад бар низоми дил.
Як шаҳр дил ба дасти ту буд, қатли ом шуд,
Вой ар сипоҳи нози ту гирад тамоми дил.
Бечора гаштааст дил, эй ишқи додгар,
Аз дилбарони турк бигир интиқоми дил!
Дар ҷанги ғамзаи туву ғавғои ошиқон
Шуд сарфи гӯшмоли рақиб эҳтимоми дил.
Шӯрои ишқу ҳусни туро ман раиятам,
Пас ҳар чи бод-бод, бигир ин зимоми дил.
Лоҳутиё, ҳимояти дил кори мушкилест,
Осуда касе, ки раҳо шуд зи доми дил.

Истанбул, ноябри 1919

Ошиқ шудаам, гуноҳам ин аст,
Дарди дили бепаноҳам ин аст.
Саф баста ҳамеша гирди ман ғам,
Ман шоҳи ғамам, сипоҳам ин аст.
Ҷуз дард нарӯяд аз гили ман,
Ман боғи ғамам, гиёҳам ин аст.
Санг аз нафасам чу ях шавад об,
Дар синаи тафта оҳам ин аст.
Ҷӯшад сару хун ба дил занад мавҷ,
Ман баҳри ғамам, рафоҳам ин аст.
Шуд мӯйи сарам бар ранги кофур,
Поёнии шаби сиёҳам ин аст.
Бо марг ҳамеша меситезам,
Дар зиндадилӣ гувоҳам ин аст.
Бorад зи раҳи вафо агар тир,
Вопас наравам, ки роҳам ин аст.

1919

Хотир ошуфта, ҷигар сӯхта, дилхун шудаам.
Бингар, аз дасти рафиқони дуру чун шудаам.
Бехгӯшӣ чӣ занӣ ҳарф, табибо, айб аст,
Ба худам низ аён аст, ки маҷнун шудаам.
Баъд аз ин номи маро пок зи дафтар бикунед,
З-он ки ман дигар аз ин «ҷомеа» берун шудаам.
Шер аз дасти ман овора буду акнун шайх
Ҳукми куфрам бидиҳад, сухраи маймун шудаам.
Бирав, эй шайх, маро панд мадеҳ, ман умрест
Мункири сеҳру тилисму даму афсун шудаам.
Шукри ин рӯз, ки дурам зи мӯҳити «уқало»,
Ман зи «девонагии» худ хушу мамнун шудаам.

1919

Макад ар баччаи бемодари шер
Аз саги мода зи ночорӣ шир.
Гарчи шер аст ба гӯшу сару дум,
Сифати шерӣ аз ӯ гардад гум.

1919

Шароб аз сустаҳдӣ дар пайи дармони ғам хӯрдам,
Ҳаромам бод он шире, ки аз пистони ғам хӯрдам!
Ғам андар гардани ман то абад ҳаққи намак дорад,
Ки ман дар зиндагӣ, то ёд дорам, нони ғам хӯрдам.

1919

Ҳар рӯз мекашид дилам сад сабӯйи май,
Заъфам бубин, ки ғаш кунам акнун зи бӯйи май.
Доим рухам зи нашъаи май арғувонӣ аст,
Оре, Худо зиёд кунад обрӯйи ман!
Аҷри шаҳид ҳаст маро, гар ба дасти худ
Соқӣ зи баъди марг бишӯяд ба ҷӯйи май.

1919

## Шоистагии эҳтиром

Исрор макун, ки пеши мардум
Пайваста ба эҳтиром боші̄,
Мекӯш, ки то ба ҳукми виҷдон
Шоистаи ин мақом боші̄.

## Таксзиби эҳтиромоти маҷозӣ

Мағрур машав, ки дар бари халқ
Якчанд ба эҳтиром ҳастӣ.
Андеша дар он бикун (ки) оё
Шоистаи ин мақом ҳастӣ?

1919

## Дидаи маърифат

Бо дидаи маърифат агар сайр кунӣ,
Дар хилқат аҷоибе фаровон бинӣ.
Он ҷаннату дӯзахе, ки фармуда Худой,
Дар мамлакати вуҷуди инсон бинӣ.

1919

Дар ҷаҳон пасттар имрӯз зи эронӣ нест,
Фикр, эй шоҳ, ки ин расми ҷаҳонбонӣ нест.
Дузд дар галлаву саг баставу чӯпон дар хоб,
Ту худ инсоф деҳ, ин шеваи чӯпонӣ нест.
Ин вазирон ҳамагӣ хоини шоҳу ватананд,
Ҳеч дар хилқаташон ҷавҳари инсонӣ нест.
Хез, эй миллат, к-ин танбалию ғафлату тарс
Шеваи дудаи Ашконию Сосонӣ нест.

1919

Оташе дар дилам аз меҳри ватан ҳаст, к-аз ӯ
Ҷон чу симоб ба тан дар ҳаяҷон меояд.
Бар забон чун гузарад номи ватан, баҳри тавоф
Ҷон ба лаб мерасаду дил ба даҳон меояд.
Ақл бандад камари хидмату таъзим кунад,
Сухан аз ишқи ватан чун ба миён меояд.
Баҳри табъам чу пайи мадҳи ватан мавҷ занад,
Шеъри ман софтар аз оби равон меояд.
Он гуҳарҳо, ки зи ганҷинаи табъам хезад,
Ҳамсари ӯ на зи дарё, на зи кон меояд.

феврали 1919

Диламро бе сабаб озурдаву ҳастанд чашмонат,
Чӣ бояд кард? Ҳам турканду ҳам мастанд чашмонат.
Ту ҳам, эй ёри шерозӣ, чунин бар ман чаро тозӣ?
Магар бо лашкари Чингиз ҳамдастанд чашмонат?
Чӣ сирр аст ин, ки дар меҳру вафо бо ошиқони худ
Ҳар он паймон, ки барбастанд, бишкастанд чашмонат.
Чӣ ҷоду буд ин, к-аз як назар, эй сарви симинбар,
Зи рӯйи гулрухон чашми маро бастанд чашмонат.
Ҳазорон фитна барпо хост дар атрофи ҳусни ту,
Ба зери абрӯвон з-он дам ки биншастанд чашмонат.
Диламро аз назар якбора афкананд бо тӯҳмат,
Бале бечораро беҳуда бишкастанд чашмонат.
Ба тират гарчи мурдам, лек чашм аз он нагардондам,
Ба ин даъвӣ шуҳуди зиндае ҳастанд чашмонат.
Шавад рӯзе, ки рӯйи ёрро бинанду ман бинам,
Ки, Лоҳутӣ, зи дарди ҳиҷр ворастанд чашонат.

Истанбул, январи 1920

Бардор парда, эй санами моҳрӯйи ман,
То рӯйи ту зиёд кунад обрӯйи ман.
Ҳар ҷо ки гуфтугӯ зи ниқоби ту мешавад,
Хандад рақибу гиря бигирад гулӯи ман.
Хоҳам миёни ҷомеа озод бинамат,
Ҷуз ин, ба ҷони ту, набувад орзӯи ман.
Бахти сияҳ маро зи ту он қадр дур кард,
То он ки шуд сафед, чу рӯйи ту, мӯйи ман.
Мегуфтам он чӣ пушти сарат таъна зад рақиб,
Мебуд агар ки рӯйи ту дар рӯбарӯйи ман.
Лоҳутиё, чӣ шуд, ки ба ёрам асар накард,
Бо он ки шуд замона пур аз ҳою ҳуи ман.

Истанбул, январи 1920

Ва ё ба ҳастии худ чора мекунам, эй дил,
Ва ё илоҷи ту патёра мекунам, эй дил.
Ва ё ба рӯйи ту роҳи ҳавас фурӯ бандам,
Ва ё гирифта туро пора мекунам, эй дил.
Гумон мабар, ки зи макри ту мутмаин шудаам,
Ҳамеша фикр дар ин бора мекунам, эй дил.
Фурӯ ба сина барам панҷаву туро з-он ҷо
Бурун фикандаву овора мекунам, эй дил.
Ман аз балои ту ҳар шомгоҳ то ба саҳар
Назар ба сабъаи сайёра мекунам, эй дил.
Фалак ба ҳамлае аз ман забун шуду умрест
Ҷадал ба зидди ту маккора мекунам, эй дил.
Қасам ба зӯри ҷавонӣ, ки ман ба ин мардӣ
Ҳазар зи қайди ту лаҷҷора мекунам, эй дил.
Агар илоҷи ту бе ному нангро накунам,
Яқин ба ҳастии худ чора мекунам, эй дил.

Истанбул, феврали 1920

Ишқ як дунё шарар дорад, намедонӣ магар?
Ин шарар, эй дил, хатар дорад, намедонӣ магар?
Эй санам, бо ин ҳаловат ғамза кардан бо рақиб
Дар дили ошиқ асар дорад, намедонӣ магар?
Дар дили ман ҳар нигоҳи нози ту бо дигарон
Рахнаҳо чун нештар дорад, намедонӣ магар?
Рост гӯям? Каҷравиҳои туро фаҳмидаам,
Ростӣ бӯйи дигар дорад, намедонӣ магар?
Зулфи ту пайванди улфат баста бо дасти рақиб,
Дил аз ин дастон хабар дорад, намедонӣ магар?
Ошнои хешро мафрӯш бар бегонагон,
Зулм бар ошиқ зарар дорад, намедонӣ магар?
Ҳар ҳунар, к-ин осмон дар ҳаққи худ даъвӣ кунад,
Ошиқат з-он бештар дорад, намедонӣ магар?
Дар раҳи ишқи ту Лоҳутӣ чунин бечора нест,
Синаву дил, ҷону сар дорад, намедонӣ магар?
Эй дил, аз торикии айёми ҳиҷрон ғам маҳӯр,
Ҳар шабе охир саҳар дорад, намедонӣ магар?

Истанбул, апрели 1920

Тоб аз оташ касе ар дур тавонад кардан,
Дурам аз ишқи ту, эй ҳур, тавонад кардан.
Ту мапиндор, ки рӯзе хатари кушта шудан
Сари мо холӣ аз ин шӯр тавонад кардан.
Кас тавонад ба ҳам омезад агар оташу об,
Бо рақиби ту маро ҷӯр тавонад кардан.
Чеҳра бе парда барафрӯз, ки ин зинда чароғ
Шаркро яксара пурнур тавонад кардан.
Аз чӣ чашмат накунад раҳм, чу бо ним нигоҳ
Доруи ин дили ранҷур тавонад кардан?
Бокам аз ҳеҷ касе нест ба ҷуз панҷаи ишқ,
Фақат ин қувва ба ман зӯр тавонад кардан.
Эй дил, ин сон ки ту шайдо шудаӣ, Лоҳутӣ
Роҳат аз дасти ту дар гӯр тавонад кардан.

Истанбул, апрели 1920

Дил агар кӯҳ бувад, ҳиҷри ту обаш бикунад,
Ишқ агар куфр бувад, ҳусни ту бобаш бикунад.
Хонаи сабр агар аз санг бисозад ошиқ,
Нигаҳи нози ту, эй моҳ, харобаш бикунад.
Дил агарчанд ба хуноби ҷигар ғарқ бувад,
Оқибат шӯълаи рӯйи ту кабобаш бикунад.
Пеши болои ту ҳар кас, ки ба даъвӣ хезад,
Гар ҳама фитна бувад, чашми ту хобаш бикунад.
Зоҳид ар баҳс кунад фасли гул аз ҳурмати май,
То даҳон боз кунад, лола муҷобаш бикунад.
Пайрави мазҳаби ишқи ту бувад Лоҳутӣ,
Магузор ин ҳама ҳиҷри ту азобаш бикунад.

Истанбул, апрели 1920

Ба ӯ ҷон додаам, ҷонони ман дигар чӣ мехоҳад?
Зад оташ бар тани сӯзони ман, дигар чӣ мехоҳад?
Ҳамепурсад: - «Чӣ дорӣ дар вафодорӣ»? Намедонам,
Ба ғайр аз покии домони ман дигар чӣ мехоҳад?
Таҳаккум мекунад бар ман, ки дигар ишқро вел кун,
Худоё, ин бут аз имони ман дигар чӣ мехоҳад?
Ба ман чашмак занад чашмаш, ки ҳамдасти рақибон шав!
Амон, ин ҷоду аз виҷдони ман дигар чӣ мехоҳад?
Зи бас пушти сарам бад гуфт, ҷононро бурид аз ман,
Рақиби бешараф аз ҷони ман дигар чӣ мехоҳад?
Асирам карду болам канду поям басту роҳат шуд,
Фиғон, сайёд аз бӯстони ман дигар чӣ мехоҳад?
Тамоман обрӯям рехт аз дасти ҳавасҳояш,
Намедонам, дили нодони ман дигар чӣ мехоҳад?
Маро дар гил нишонд аз дурии сарви қади дилбар,
Зи ҳолам дидаи гирёни ман дигар чӣ мехоҳад?
Фалак умре тақалло карду таслимаш нагардидам,
Надонам, ин саг аз майдони ман дигар чӣ мехоҳад?
Сарам барбод дод охир забони сурхашу мотам,
Ки ин Лоҳутӣ аз сомони ман дигар чӣ мехоҳад?

Истанбул, майи 1920

Бастанд ҳамраҳон сӯйи ёру диёр бор,
Ҷуз ман, ки дур мондаам аз ёру аз диёр.
Дар оташам зи фурқати ёрон, ки гуфтаанд:
Аз корвон ба ҷой намонад ба ғайри нор.
Эй корвон, ки бори дилу ҷон гирифтаӣ,
Хуш меравӣ, бирав, ки худоят нигоҳдор!
Роҳи ватан бигир, ки ин манзили ғариб
Обу ҳавои он набувад бар ту созгор.
Эй булбулони ошиқу эй тӯтиёни маст,
Он ҷо, ки ёфтед ба Ҳинди висол бор.
Ёде кунед аз мани гумкарда ошён,
Номе баред аз мани дилхуни доғдор.
Умрест, к-аз ҷафои ту, эй чархи зишткеш,
Дар ҳасрати гуле шудаам ҳамнишини хор.
Донам чаро ситеза кунӣ бо ман, эй фалак,
Хоҳӣ ба зинҳори ту оям ба изтирор.
Эй осмон, бирав, ки ту оҷизтарӣ зи ман,
Эй чарх, дур шав, ки ту беш аз манӣ фигор.
Теғи малол, ҳар чи тавонӣ, ба ман бизан!
Тири ҳалок, ҳар чи бихоҳӣ, ба ман бибор!
Ман сухраи ту нестам, эй чархи дунпараст,
Ман тӯъмаи ту нестам, эй гурги лошахор!
Шамшерам, ар бараҳна бимонам, маро чӣ айб,
Шерам, агар ба силсила бошам, чӣ эҳтиқор?
Бечора нестам, ба тиҳидастиям мабин,
Табъам хазинаест пур аз дурри шоҳвор.
Рӯ мениҳам ба даргаҳи ёр, инам обрӯ,
Тан мезанам зи миннати ғайр, инам ифтихор.
Ҳаргиз ниёзманд нагардад ба ҳеҷ кас
Он ҷо ки марди бихрад тан медиҳад ба кор.

Истанбул, июни 1920

Гул ар ки нест, чӣ ғам, бистаре зи хор ки дорам,
Чу лола як дили пурхуни доғдор ки дорам.
Набошад ар ба канорам нигори ман, зи фироқаш
Канору домане аз хуни дили фигор ки дорам.
Маро зи домани ӯ марг ҳам ҷудо нанмояд,
Гирифтам он ки шавам хоки раҳ, ғубор ки дорам.
Ҳазор шишаи май вомдори майкада ҳастам,
Чӣ ғам, ки симу зарам нест, эътибор ки дорам.
Ба разми муфтхӯрон ҳамрадифи ранҷбаронам,
Дигар чӣ воҳима з-ағёр ҳаст? Ёр ки дорам,
Ба ёрии дигаронам дар ин замона чӣ ҳоҷат?
Ду дасти кору ду бозуи номдор ки дорам.
Чӣ бок, агар набувад дурри шоҳвор ба дастам,
Гаронбаҳотар аз он, шеъри обдор ки дорам.
Барои дарди сар, эй шайх, агар ки ваъз намоӣ.
Бас аст, беҳуда дигар магӯ, хумор ки дорам.
Ба масҷид ар ки чу Лоҳутиям кунанд ҳақорат,
Равам ба майкада, з-он ҷо раҳи фирор ки дорам.

Истанбул, июли 1920

Хабар дорӣ, ки аз ғам оташе афрӯхтам бе ту,
Дар он оташ сар андар пой худро сӯхтам бе ту?
Ба ҳар шаҳре ҳазорон моҳрӯ дидам, вале з-онҳо
Ба он чашмат қасам, чашмони худро дӯхтам бе ту.
Бутон созанд ҳилатҳо, ки гарданд ошно бо ман,
Вале ман, гап миёни мо бимонад, сӯхтам бе ту.
Пур аст аз ашку аз лахти ҷигар пайваста домонам,
Чӣ қадр, эй маҳ, бубин, лаълу гуҳар андӯхтам бе ту.
Харидорон фаровонанду пурсармоя, аммо ман
Ба чизе ҷуз хаёлат хешро нафрӯхтам бе ту.
Маро куштанду аз меҳри ту рӯгардон нагардидам,
Азизам, бин чӣ сон дарси вафо омӯхтам бе ту.
Ба Лоҳутӣ сухан аз меҳрубониҳои ту гуфтам,
Бад-ин сон порагиҳои дилашро дӯхтам бе ту.

Истанбул, августи 1920

Ошиқам, ошиқ ба рӯят, гар намедонӣ, бидон!
Сӯхтам дар орзӯят, гар намедонӣ, бидон.
Бо ҳама занҷиру банду ҳилаву макри рақиб
Хоҳам омад ман ба кӯят, гар намедонӣ, бидон.
Машнав аз бадгӯ сухан, ман сустпаймон нестам,
Ҳастам андар ҷустуҷӯят, гар намедонӣ, бидон.
Гар пас аз мурдан биёӣ бар сари болини ман,
Зинда мегардам ба бӯят, гар намедонӣ, бидон.
Ин ки дил ҷойи дигар ғайр аз сари кӯят нарафт,
Баста онро тори мӯят, гар намедонӣ, бидон.
Гар рақиб аз ғам бимирад, ё ҳасад кӯраш кунад,
Бӯса хоҳам зад ба рӯят, гар намедонӣ, бидон.
Ҳеҷ медонӣ, ки ин Лоҳутии овора кист?
Ошиқи рӯйи накӯят, гар намедонӣ, бидон!,

Истанбул, августи 1920

Ба ғайр аз ин ки дар ин рӯзгор ёр надорам,
Шикояти дигаре ман зи рӯзгор надорам.
Қарордоди ту бо ғайрро ба қатли муҳиббон
Аз он даме ки шунидам, зи ғам қарор надорам.
Ба марги дӯст, ки бо хандаҳои таънаи душман
Ба зиндагонии худ ҳеҷ ифтихор надорам.
Маро адӯи ҷаҳонгир аз чӣ бим диҳад? Чун
Дар ин фарох ҷаҳон ҷойи як мазор надорам.
Намеравам ба дари шоҳу шайху шаҳнаву муршид,
Умеди отифат аз синфи муфтхор надорам.
Ту обрӯйи маро  пеши синфи фаъла нигаҳ кун,
Чӣ ғам, ки дар бари ашроф эътибор надорам!
Ба зӯри хома канам бехи зулми муфтхӯронро,
Магӯ, чу нест ба каф теғам, иқтидор надорам,
Аҷаб мадор, ки сар доду сирр надод ба душман,
Ҷуз ин сифот зи Лоҳутӣ интизор надорам.

Истанбул, январи 1921

Гуфтугӯ аз ошён сайёд пешам мекунад,
Ҳам асирам карда, ҳам мамнун зи хешам мекунад.
Таслиятҳои рақиби ман на аз дилсӯзӣ аст,
Ӯ намакпошӣ ба қалби реш-решам мекунад.
Фаъла мемирад зи ҷӯъу шайху муршид меҳмон –
Ин ба оби кавсару он бо ҳашишам мекунад.
Сурати сурхи амиру пинаи дасти фақир,
Ростӣ безор аз ойину кешам мекунад.
Ҷамъ чун бинам бисоти айши синфи муфтхӯр,
Фикри ҳоли ранҷбар хотирпарешам мекунад.
Ашки чашмони ятими коргар, Лоҳутиё,
Даъват аз баҳри наҷоти синфи хешам мекунад.

Истанбул, январи 1921

Ниёзи кас напазирад ҳамеша нозкуне,
Ҷудо зи домани ӯ дасти ҳар ниёзкуне.
Пайи асорати дил бандубасткун бо ғайр
Барои ғорати ҷон макру ҳила созкуне.
Ба дастёрии бегона ошносӯзе,
Сухан зи мо нашнав, бо рақиб розкуне.
Ба қатлу ғорати дилҳои мо барои рақиб
Бидуни дарди сар имзои ҳар ҷувозкуне.
Ба ҳеҷ ром машав, аз ҳама гурезоне,
Рафиқи душману аз дӯст эҳтирозкуне.
Ба рӯйи аҳли вафо дарбибанду дилбишкан,
Ба хуни ошиқи худ дасти ғайр бозкуне.
Надидаед бутамро чӣ хотирозорест,
Чӣ ошнокушу бегона сарафрозкуне.
Надида чашми фалак чун рақиби шӯъбадабоз,
Зи фитна даст ба хуни ҷаҳон дарозкуне.
Ба коинот тамасхур кунад чу Лоҳутӣ,
Ба факр сохтае, тарки ҳирсу озкуне.

Истанбул, январи 1921

## Ба дом афтодам

Тарсам озод насозад зи қафас сайёдам
Он қадар, то ки раҳи боғ равад аз ёдам.
Баски мондам ба қафас, ранги гул аз ёдам рафт,
Гарчи бо ишқи вай аз модари гетӣ зодам.
Рӯзи хубӣ ҳам агар доштаам, ёдам нест,
Гӯиё яксара аз лона ба дом афтодам.
Оташ аз оҳ ба кошонаи сайёд занам,
Гар аз ин банди асорат накунад озодам.
Шӯр ширину шакар хандаи дилдоре нест,
Варна ман дар ҳунар устодтар аз Фарҳодам.
Борҳо дасти аҷал гашт гиребонгирам,
Боз ҳам домани ишқи ту зи каф нанҳодам.
З-аввалин нукта, ки тафсир намудам аз ишқ,
Кард тасдиқ ба устодии ман устодам.
Дигар ин шиква зи ман пеши рақибон зулм аст,
Ман, ки бе чуну чаро ҳар чӣ ту гуфтӣ, додам.
Гарчи бошад ғами олам ба дилам, Лоҳутӣ,
Ҳеҷ кас дар ғами ман нест, аз ин дилшодам.

Истанбул, январи 1921

Баъди як умр дар ин хона касе пайдо шуд,
Бахри танҳоии ман ҳамнафасе пайдо шуд.
Солҳо буд, ки дуздида фиғон мекардам,
Боз аз баҳри ҳаёҳу ҳавасе пайдо шуд.
Синаам танг буд он сон, ки раҳи оҳ надошт,
Ҳамдаме омаду дар ман нафасе пайдо шуд.
То ки аз лона паридам ба гулистони ҷаҳон,
Ҳар қадам дар раҳи ман хору хасе пайдо шуд.
Равшанӣ ҳеҷ надидам, магар он дам ки дилам
Он қадар сӯхт, ки дар он қабасе пайдо шуд.
Беш аз ин нолаву фарёд макун, Лоҳутӣ,
Ки ба фарёди ту фарёдрасе пайдо шуд.

Истанбул, апрели 1921

Зоҳид, ин даъвии ту лоиқи изҳор ки нест:
Ту яке хубу ҳама зишт? Сазовор ки нест.
Ҷанги ислому насоро зи пайи манфиат аст,
Ин харобӣ ба сари сабҳаву зуннор ки нест.
Шайхуно, маснади заҳмат на мақоми ту бувад,
Бирав, эй муфтхӯр, ин масҷиду дарбор ки нест.
Ба ҷуз аз фаълаву деҳқон дигарон муфтхӯранд,
Дигар ин даъвии мо қобили инкор ки нест.
Коргар холиқу раззоқи ҷаҳон барзгар аст,
Андар ин гуфта раҳи шубҳаву пиндор ки нест.
Фош шуд фитнаи дин дар ҳама дунёву ҳанӯз
Роҳибу шайх нарафтанд зи рӯ, ор ки нест!
Халқи Эрон зи асорат чӣ шикоят доранд?
Меваи ҷаҳл ба ҷуз зиллату идбор ки нест.
Кор мебояду оҳангу дисиплину давом,
Ҷанг бо зулм фақат баста ба гуфтор ки нест.
Шеъри Лоҳутӣ агар мушти туро во накунад,
Эй ғанӣ, пас зи чӣ метарсӣ аз он? Мор ки нест.

Истанбул, апрели 1921

Дилам бисёр мехоҳад бубинам дилбари худро,
Бубинам дилбари худро, ба ӯ бахшам сари худро.
Ҳазорон фарсах аз ман зоҳиран дур асту ман ҳар шаб
Ба ёдаш то саҳар хушбӯ намоям бистари худро.
Дар ин оташ, ки худ афрӯхтам аз ишқ гирди худ,
Диҳам охир ба боди нестӣ хокистари худро.
Аз ин тарсам, ки дигар рӯйи гулшанро набинам ман,
Дар ин кунҷи қафас чун рехтам болу пари худро.
Даруни мактаби гетӣ ба ғайр аз ишқу озодӣ
Зи ҳар илмеву ҳар баҳсе бишустам дафтари худро.
Матарс аз ҷон, агар инро писандад ёр, Лоҳутӣ,
Бикаш бар сар в-агар заҳр аст, то таҳ соғари худро.

Истанбул, апрели 1921

## Ба он турки тундхӯ…

Эй карда оламе ба нигоҳе шикори хеш,
Боре бипурс ҳоли ғариби диёри хеш.
Аз як назар ки дидамат, эй турки тундхӯ,
Додам зи даст тобу тавону қарори хеш.
Хун гашту ҷойи ашк равон шуд зи дидаам,
Охир ғами ту бо дили ман кард кори хеш!
Аз ҷон канора карданам осон бувад, агар
Биншонамат ба коми дил андар канори хеш.
Аз ман салоҳи кор маҷӯ, чун ба дасти ишқ
Таслим кардаам зи азал ихтиёри хеш.
Парвонасон ба рақс дароям ба хок, агар
Шамъи қади туро нигарам бар мазори хеш.
Ҳаққо ки зиндагонии бедӯст зиллат аст,
Умр он бувад, ки сарф кунӣ бо нигори хеш.
Зоҳид зи бас ки қиссаи ҳуру қусур гуфт,
Бар бод дод обрӯю эътибори хеш.
Мардум ба ҷоҳу мансабу давлат кунанд фахр,
Лоҳутӣ аз ғуломии даргоҳи ёри хеш.

Истанбул, 19 майи 1921

Агарчи рӯзгори ман сиёҳ аст,
На мегирям, на шеван мекунам ман.
Саҳарҳо хоки саҳрои арабро
Ба нохун канда маъман мекунам ман.
Чу шаб дар чоҳи мағриб меравад хур,
Бурун сарро зи мадфан мекунам ман.
Ба пеши худ чу бинам Каҳкашонро,
Хаёл аз роҳи оҳан мекунам ман.
Бухор аз дам, мотор аз сина созам,
Чу мошин рӯ ба рафтан мекунам ман.
Зи гармо чун танам бетоб гардад,
Зи бӯрон бодбезан мекунам ман.
В-агар хоҳам бубинам рӯйи саҳро,
Чароғ аз барқ равшан мекунам ман.
Саҳар чун хур зи машриқ ҳамла орад,
Дубора фикри мурдан мекунам ман.
Дубора нохунон чун теша ҳозир
Барои гӯр кандан мекунам ман.
Хулоса он чиро дар ишқи Ширин
Накарда Кӯҳкан, ман мекунам, ман.

Саҳрои Арабистон, августи 1921

Бо ин ҳама бемеҳрии ҷонон чӣ тавон кард?
Ҷон асту муқаддар шуда, бо ҷон чӣ тавон кард.
Он ҷо, ки бувад саҳни чаман хонаи сайёд,
Ҷуз гиря ба мурғони гулистон чӣ тавон кард.
Аз гандуми холаш ба ҷуз аз фитна надидем,
Шайтони ҷинон аст, ба шайтон чӣ тавон кард.
Чашмаш, ки бувад дузди дилу раҳзани имон,
Бо дузди дилу раҳзани имон чӣ тавон кард.
Бо ҳиҷру тиҳидастиву бемориву ғурбат
Ҷуз рехтани ашк ба домон чӣ тавон кард.
Гирам, ки аҷал раҳм ба ранҷурии ман кард,
Бо сахтии он новаки мижгон чӣ тавон кард.
Зуд аст, ки бунёди маро барканад аз бех,
Бо ҷӯшиши ин дидаи гирён чӣ тавон кард.
Вайронтар аз Эрон бувад имрӯз дили ман,
Эй вой, ба ин хонаи вайрон чӣ тавон кард.
Донам, ки хиёнат ба ватан роҳи тараққист,
Аммо ба ҷилавгирии виҷдон чӣ тавон кард.
Бар кишвари дил ғамзааш имрӯз амир аст,
Дузд аст дар ин хона нигаҳбон, чӣ тавон кард.
Гуфтӣ: Ба чӣ рӯ шайхи дағал мункири ишқ аст?
- Қурбони ту, бо одами нодон чӣ тавон кард.
Номуси Зулайхои ватан ҳар кӣ нигаҳ дошт,
Юсуфсифат афтод ба зиндон, чӣ тавон кард.
Лоҳутии мо раҳ ба дари ёр надорад,
Чун нест ҳаводори рақибон, чӣ тавон кард.
Чун рехтани ашк ба домон надиҳад суд,
Ҷуз охтани теғ ба майдон чӣ тавон кард?

Истанбул, августи 1921

Дило, бархезу истиқбол кун, дилдор меояд,
Дигар андеша аз ағёр манмо, ёр меояд.
Касе к-андар сари минбар кунад такфири муздурон,
Ба ҳукми инқилоб охир ба рӯйи дор меояд.
Бидуни шубҳа маҳсули қувои коргар бошад,
Зи ҳар ҷойи ҷаҳон ҷинсе ба ҳар бозор меояд.
Ҳар он кас кор нанмояд, чӣ ҳаққи зиндагӣ дорад?
Чу як сар лозимоти зиндагӣ аз кор меояд.
Бинои зулму истибдодро зеру забар кардан
Зи дасти мардумони пурдилу подор меояд.
Ба ҳилат халқро хар кардану афсор бинмудан
Фақат аз хирқаву аммомаву зуннор меояд!
Зи хуни халқ хӯрдан нону худро бошараф хондан
Ҳамин аз дасти аҳли масҷиду дарбор меояд.
Дар Эрон духтари нӯҳсоларо шавҳар фиристодан
Фақат аз ӯҳдаи охунди бадкирдор меояд.
Ба дасти шайху шаҳ Қуръону қонун дидаму гуфтам:
Қувои муҷрию аҳкоми истисмор меояд.
Сарат барбод хоҳад рафт аз ин гуфтор, Лоҳутӣ,
Ҳазар кун, бӯйи хун з-ин табъи оташбор меояд!

Табрез, октябри 1921

## Ба Шамси Касмоӣ

Дар фироқи гули худ, эй булбул,
На фиғон баркашу на зорӣ кун.
Сабр бинмову бурдборӣ кун,
Макун ошуфта мӯй чун сунбул.

Ту, ки шамси самои ирфонӣ,
Бартарин ҷинси навъи инсонӣ,
Боиси ифтихори Эронӣ,
Беҳтар аз ҳар касе ту медонӣ,
Ки ду рӯз аст умри давраи гул.

Табрез, ноябри 1921

Гар нест ду дасти номвар моро,
Кас менарaҳонад аз хатар моро.
То чанд барои нафъи худ ашроф
Овора кунанду дарбадар моро?
То кай чу кулоҳу кафш бифрӯшанд
Ин бешарафон ба симу зар моро?
На нур ба дида монда аз заҳмат,
На зӯр ба зонуву камар моро.
Боист мутеъ шуд ба ташкилот,
То васл кунад ба якдигар моро.
Вақт аст, ки фаҳми мо намояд ҷамъ
Дар зери ливои коргар моро.
Чун ҷамъ шавем, ҳеҷ бозуе
Аз ҳам накунад ҷудо дигар моро.
Подорию иттиҳод биншонад
Бар домани шоҳиди зафар моро.
Аз мақсади хеш барнамегардем,
Аз тан бибуранд агар ки сар моро.
В-аз ҳеҷ касе мадад намехоҳем,
Кофист ду дасти коргар моро!

Табрез, ноябри 1921

Дос ар кашад, ки гардани султон ҳамезанам,
Аввал касе, ки дар пайи деҳқон фитад, манам.
Ман даст аз ҳимояти деҳқон чӣ сон кашам,
Чун парвариш ба неъмати ӯ ёфта танам?
Чун ҷон ба коргар надиҳам, чун зи ранҷи ӯст,
Ҳар чиз баҳри роҳати худ сарф мекунам?
Бояд зи баъди марг рафиқон ба дасти хеш
Дар зери пойи фаъла бисозанд мадфанам.
Эрон хуш аст, лек чу дар ҳаққи ранҷбар
Бинам ҷафои хоҷа, таҳаммул намекунам.
Чун ёди фаъла уфтаму он бӯйи чоҳи нафт,
Уфтад зи дида рӯйи гулу бӯйи лоданам.
Аз шоҳу шайх ном мабар пеши ман, ки ман
Бо душманони барзгару фаъла душманам.
Ку путку доси сурх ва майдони инқилоб,
То кохи дину бехи ситамро барафканам.

Табрез, Шарафхона, январи 1922

## Ассало!

Чӣ хуш он ки байрақи хун бапо
Пайи қатъи решаи ағниё
Шаваду занад ба ҷаҳон нидо,
Ки гурӯҳи коргар, ассало!

Ҳама шаҳр ғарқаи хун шавад,
Ҳама кохи зулм нагун шавад,
Ҳама муфтхора забун шавад,
Ҳама коргар раҳад аз бало.

Набуд ар ки бозуи коргар,
Набуд ар ки заҳмати ранҷбар,
Набуд ин ҷаҳон, набуд ин башар,
Набуд ин тамаввули ағниё.

Ту бапокунандаи оламӣ,
Ту тамом маънии одамӣ,
Ту муаззазӣ, ту мукаррамӣ,
Ҳама чиз бе ту бувад фано.

Ҳала, хезу сози набард кун!
Ту ҳар он чӣ Худой накард, кун:
Бикушу зи ҷомеа тард кун
Ҳама муфтҳори дарандаро.

Ба ду дасти обиладори ту,
Ки ба ҷуз ду бозуи кори ту
Набувад муовину ёри ту
На Худо, на шайху на подшо.

Чӣ кунӣ даранг! Шитоб кун,
Ба наҷоти худ инқилоб кун!
Ту асоси зулм хароб кун,
Ту бисоти адл бапо намо!

Ману он замон, ки кашон-кашон
Ба ятимҳои ситамкашон
Шаҳу шайхро бидиҳам нишон,
Ки муқассирини шумо, ҳало!

Табрез, Шарафхона, январи 19

Деҳқон хӯроку фаъла ҷаҳонро бапо кунад,
Беҷо гумон мабар ту, ки инро Худо кунад.
Бе шакку шубҳа нест худое, агар ки ҳаст,
Мазлумро мусаххари золим чаро кунад?
Аллоҳу шоҳ олати синфи тавонгаранд,
Зоҳид рибо парастаду кори риё кунад.
Сармоя гар фано шавад, аввал имоми шаҳр
Дасти Худову домани динро раҳо кунад.
Доро ба базми бодаву саргарми сода аст,
Фурсат куҷо, ки фикр ба ҳоли гадо кунад.
Бояд ки доси ранҷбару путки коргар
Мазлумро зи панҷаи золим раҳо кунад.
Ку инқилоби сурх, ки дорои бешараф
Боло ба пеши тӯдаи заҳмат дуто кунад.
Нусрат зи иттиҳоду зи илм асту инқилоб,
Бо коргар бигӯй, ки тарки дуо кунад.

Табрез, Шарафхона, январи 1922

Ҳифзи ватан, эй ҳамватанон,
Бар ӯҳдаи мо мардон аст.
Чора кунед, ин шери жаён
Кай тӯъмаи рӯбоҳон аст!
Ин кишвари Эрон бошад,
Ин бешаи шерон бошад.

(1905 - 1908)

## Қитъа

Фалак ба ҷурми дурустӣ шикаст қалби маро,
. . . . . . . . . . . . . . . . .  зи шӯразор наруст.
Данипараст бувад рӯзгор, таркаш кун,
Хуш он, ки дасти тамаъ аз наими дунё шуст.
Хуш он замон, ки парад мурғи рӯҳи Лоҳутӣ
Зи домгоҳи ҷаҳон сӯйи дӯст чобуку чуст.

Ба уммеди нав, расми нав, роҳи нав
Кушудам дари ҷанг бо шоҳи нав.
Ба Табрез бо фикру оҳанги нав
Намудам бапо шӯришу ҷанги нав.

1

Ба рутба бартар аз Илҳомист Лоҳутӣ,
Чунон ки бувад Алӣ бартари Абӯтолиб.

2

Ҳар кор, ки кардем, чу дидем, хато буд,
Дигар ба чӣ дил, дил зи пайи кор биҷӯшад?

3

Баъд аз ин ҳар кӯдаке чун ман ҳақиру мустаманд,
Мешавад аз партави миллат бузургу номдор.

4

Ибрат гиред, эй эрониён, аз аҳли Ҳинд,
Ки чӣ сон теғи ҷалодатшон хазид андар ғилоф.

(1905-1909)

5

Гар пойи кори коргарон дар миён набуд,
Буд ин замин ба ҷой, вале ин ҷаҳон набуд.

(1910)

6

Гар муддаиён зананд бар дорам,
Аз ишқи ту даст барнамедорам.

(1918)

7

Ман, ки дорам душманон чун анҷуму чун осмонҳо,
Шайх агар душман бувад, гӯ бош! Ин ҳам рӯйи онҳо.

8

Рақиб ин рӯзҳо дунболи ман бисёр мегардад,
Магар огаҳ шудаст аз ин, ки бо ман ёр мегардад?

9

Рақиб омаду аз пеши ман ҳабиб гурехт,
Чунон ба хашм бишуд дил, к-аз ӯ рақиб гурехт.

10

Ғам нест, бизан, эй фалак, имрӯз ба сангам,
Рӯзе расад охир, ки биуфтӣ ту ба чангам!

11

Бар ман зи ҳарфи ғайр барошуфта ёри ман,
З-ин баъд вой бар ману бар рӯзгори ман!

12

Душман бувад муаррифи ман пеши ёри ман,
Вах-ваҳ ба обрӯйи ману эътибори ман!

(1920)

## Рубоӣ ва дубайтиҳо

1

Тоҷирписаре шароби гулгун мехӯрд,
Муздури вай аз гуруснагӣ хун мехӯрд.
Ман масти хаёли он ду ҳамҷинси башар,
К-ин чун месохт в-он яке чун мехӯрд!

2

Ид омаду боз ин тавонгарписарон
Бо ҷомаи нав шуданд ҳар сӯй равон.
Онон ба нишоту кӯдаки ранҷбарон
Ҳасратзада ҳар тараф ба онон нигарон.

3

Ин духтари ранҷбар, бубин, метарсад,
Лухт асту гурусна, аз ҳаё меларзад.
Беғозаву зевар аст бадбахт, аммо
Бо ҳусни табиӣ ба ҷаҳон меарзад.

4

Ин ҳоҷаи бешараф, ки ғарқи қасаб аст,
Аз заҳмати ранҷбар ба айшу тараб аст.
В-ин духтари деҳқон, ки валинеъмати ӯст,
Дасте ба ҷилав, дасти дигар дар ақаб аст.

5

Мо рахна ба кори шайху роҳиб кардем,
Кашфи ҳама асрору матолиб кардем,
Озод зи қайди «нангу номус» шудем,
Тарки ҳама адёну мазоҳиб кардем.

6

Ин подшаҳону маснаду афсарашон
В-ин тоҷварону махзану лашкарашон
Пайдошудаи заҳмати муздуронанд
Бо ҷумла тавонгарону симу зарашон.

1910

7

Абнои башар асири ранганд ҳама,
Афтода ба доми ному нанганд ҳама.
Побанди алоиқу қатили тамаъанд,
Бо ҳам пайи манфиат ба ҷанганд ҳама.

8

Дар доираи вуҷуд зуд омадаем,
Дар давраи гарду хоку дуд омадаем.
Бедуд шавад замона рӯзе, афсӯс,
Мо зудтар аз он ба вуҷуд омадаем!

9

Зулм ар ки Худост, мезанам ман ӯро
В-ар чарх, зи бун барафканам ман ӯро.
Ҳар кас, ки бувад монеи озодии ман
В-ар чашми ман аст, меканам ман ӯро.

10

Мо хасми муроду душмани коми худем,
Бадхоҳи мақому мункири номи худем,
Барҳамзани осоишу ороми худем,
Алқисса, ки «девонаи айёми худем!»

11

Аз заҳмати ранҷбар яке тоҷир шуд,
Он хон шуду ин бек, дигаре омир шуд.
Алқисса, ба ин хон ҳама кас ҳозир шуд
В-он низ ки дер омада буд, лидер шуд.

1914

12

Шоҳ аз пайи манфиат ба ҷанг олуда,
Хон карда ба хуни халқ чанг олуда,
Зоҳид ба фасоди ному нанг олуда,
Алқисса, ҷаҳон ҷумла ба ранг олуда!

13

Мурдам зи ғаму ранҷбар озод нашуд,
Бедод забуну навбати дод нашуд.
Дунё зи вуҷуди коргар обод аст,
Худ соҳиби як хонаи обод нашуд!

1915

14

Як умр раияте ба шайхе нон дод,
Ӯ ваъдаи сад ҳурею сад ғилмон дод.
Як рӯз набуд нон, ба фардо андохт,
Он шайх ба ӯ нисбати беимон дод.

15

Гӯянд: фалон амир бахшанда бувад,
Нури карамаш чу меҳр рахшанда бувад.
Бахшанда аз он аст, ки муздуронро
Ғорат кардасту ҳол доранда бувад.

16

Хоне ба деҳе омада буд аз раҳи рост,
Деҳқон бари ӯ хони хӯроке орост.
Хон даст намезаду зи шаш барраи мард
Номард дуро «учрати дандон» мехост!

17

Тоҷирбача чунки соҳиби симу зар аст,
Дар мадраса з-атфоли дигар пештар аст.
Нозаш макаш, эй муаллими кӯҳнапараст,
К-ӯ ғосиби нони кӯдаки ранҷбар аст!

18

Деҳқонписаре хост хӯрад навбари ток,
Деҳқон зи кафаш рабуду кардаш ғамнок.
Мегуфт: зи хон зудтар ар мо бихурем,
Тарсам, ки ғазабнок шавад Эзиди пок.

19

Шоҳ он чи зи кин хонаи деҳқонро сӯхт,
Хон ҳар чи зи ранҷи халқ неъмат андӯхт,
То хост раият, ки даҳон боз кунад,
Бо сӯзани дин шайх даҳонашро дӯхт.

20

Шоҳон, ки сарои хеш тазйин карданд,
Бас суфра зи хуни халқ рангин карданд,
Танҳо на ба зӯри тӯпи сангин карданд,
Бо ёрии шайху давлату дин карданд.

21

Шоҳ он чи васоили ситам ҳосил кард,
Бедории халқ кори ӯ мушкил кард.
Ночор ба шайх шуд паноҳандаву ӯ
Динро оварду зулмро комил кард.

22

То донишу дин олати ҷабборонанд,
Ин коргарон ходими бекоронанд.
Аз лавси бадӣ намешавад дунё пок,
То ҳокими халқ хону сардоронанд.

23

Деҳқон ба таҳияи ғизои ману туст,
Муздур ба заҳмат аз барои ману туст.
Ин ҳастии мо зи зореъу коргар аст,
Пас зореъу коргар худои ману туст.

24

Бе коргарон ҷаҳони ободон нест,
Деҳқон ба ҷаҳон агар набошад, нон нест.
Гар холиқи ободию ризқ Аллоҳ аст,
Аллоҳ ба ҷуз коргару деҳқон нест.

25

Шаҳ дар ҳаваси ишрат бо симбарон,
Хон гарм ба қатлу ғорати ранҷбарон,
Зоҳид пайи тасмими хаёли дигарон,
Мо ҳишта ба каф сар ба раҳи коргарон.

1916

26

Мо тарки мақому ҷоҳу маснад кардем,
Адёну мазоҳиб ҳамаро рад кардем.
Ҳам ҷаннату ҳам ҳурию ҳам ғилмонро
Таслим ба пайравони Аҳмад кардем.

27

Дарвешу кашишу зоҳиди ҳурпараст,
Хону шаҳу з-ин намуна ҳар қадр, ки ҳаст,
Беранҷ хӯранду гар бипурсӣ: зи куҷост?
Гӯянд: ба мо Худои одил додаст.

28

Ноне, ки ба хони ағниё омадааст,
Гӯянд, ки «аз пеши Худо омадааст».
Ин нони раият асту бар хони амир
Бо фатвии шайхи беҳаё омадааст.

29

Аз пули ҷаримаҳои деҳқонон хон
Ороста буд бисоти айшу деҳқон
Медид ба моли хешу аз гуфтаи шайх
Мегуфт: - Худо ба хон намудаст эҳсон!

30

Дар кишвари мо ҳазор ҷур аст Худо,
Беқолибу дар қолиби зӯр аст Худо
Гар ин ҳама ҳамкор худ ӯ сохтааст,
Инсоф бидеҳ, ки бешуур аст Худо!

31

Зоҳид ба хаёли ҳурию ғилмон буд,
Рӯҳбон ҳама ҷурми бандагон мебахшуд,
Дарвеш тариқи нестӣ мепаймуд,
Як мартаба аз барқ Худо ҷилва намуд!

32

Барқ аст Худову илм пайғамбари ӯ,
Заҳмат дин асту коргаҳ дафтари ӯ.
Ғафлат – аҷал, инқилоб ҳам – маҳшари ӯ,
Бошад паси ҳашр ҷаннату кавсари ӯ.

33

Ҳарчанд ки барқро Худо гуфтам ман,
Чун нек бидидам, на баҷо гуфтам ман.
Он чиз зи ранҷи коргар пайдо шуд,
Пас фаъла Худо бувад, хато гуфтам ман!

34

Эй коргарон, шумо худоед, худо!
Дарди ҳамаро шумо давоед, даво!
Ашрофу тавонгарон адӯи башаранд,
Рӯзидеҳи мардумон шумоед, шумо!

35

Эй коргарон, шумо худои башаред,
Пайваста ба ранҷ аз барои башаред,
Дар заҳмату кор раҳнамои башаред,
Аъён дарду шумо давои башаред.

36

Ин тӯпи шаҳон, ки кӯҳ аз ҳам бидарад
В-ин типи сипаҳ, ки садди оҳан бибурад,
Донӣ ба ҷаҳон баҳри чӣ оростаанд?
То ранҷбар аз заҳмати худ нон нахӯрад.

37

Не фарқи забон, на дин, на кишвар, на либос
Бар фитнаи мобайни башар нест асос.
Сармоя бувад омили ин ҷангу ҷадал,
Гар он набувад, на ҷанг монад, на ҳарос.

38

Як хона бувад рӯйи замин сар то сар,
Як оила андар ӯст аз навъи башар.
Чун муштараканд ҷумла дар нафъу зарар,
Фарқе набувад миёнаи модаву нар.

39

Таҳсили улум то умумӣ нашавад,
Озод ҷаҳон зи банди шумӣ нашавад,
Дафъи ғами деҳқонию бумӣ нашавад,
Якрангии афғонию румӣ нашавад.

40

Ҳар кас ба ҷаҳон зи нафъи шахсӣ гузарад,
Ноне, ки бувад ба музди заҳмат, бихӯрад,
Дунё ватани ӯст, чи Эрон, чи Фаранг,
Ҳар кас каси ӯ бувад, чи Петрос, чи Асад.

41

Чун мухталифанд сайди инсону таюр,
Сайёд насохт домҳоро якҷур.
Ин дом зи чӯбу банду оҳан бошад,
Афсонаи шоҳу шайх – доми муздур.

42

Гар шайху кашиш ҳар ду дар дин ҳақанд,
Пас аз чӣ ба қатли якдигар рой диҳанд?
Инон ғалат аз Худои худ мегиранд,
Гӯянд, ки ӯ сохтаву мешикананд!

43

Зоҳид, ки ба халқ ваъдаи ҳурӣ дод,
Қавли майи нобу ҷоми булӯрӣ дод.
Бо он ки зи ҳур ёри ман хубтар аст,
Ӯро ба чӣ рӯй ҳукми мастурӣ дод?

44

Дар ҳаққи мо занни бадинсоф нест,
Ҳеҷ диле чун дили мо соф нест.
Раҳм талаб кард дил аз чашми ӯ,
Гуфт, ки ин одати ашроф нест.

45

Пӯшида чу он рӯйи дилафрӯз бувад,
Мотам дорам, агарчи Наврӯз бувад.
Рӯзе, ки бутам зи парда берун ояд,
Иди ману Наврӯзи ман он рӯз бувад.

46

Эй духтари Шарқ, дод аз дасти ту, дод!
Кас чун ту асири ғафлату ҷаҳл мабод.
Айб аст, ту бедонишу мардум доно,
Ҳайф аст, ту дар чодиру дунё озод.

47

Бе модари хуб комрон натвон зист,
Он кас, ки бувад мункири ин маънӣ, кист?
Гар қатра зи сарчашмаи хуршед афтад,
Гавҳар нашавад, чун садафаш қобил нест.

48

Бошад ба ҷаҳон дар назари донишвар
Оғӯши зан аввалин дабистони башар.
Ин мактаби ибтидоӣ ар олӣ нест,
Аз тарбияти башар наҷӯед асар!

49

Бе заҳмату ранҷ нон намебояд хӯрд,
Як луқма ба ройгон намебояд хӯрд.
Ноне, ки бувад ҳосили ранҷи дигарон,
Гар ҷон биравад, аз он намебояд хӯрд.

1918

50

Онон, ки дам аз мақому авранг зананд,
Бо ҳар ранге ба халқ найранг зананд.
Ҳар ҷой, ки як номи накӯе диданд,
Бар ӯ ба ғараз лаккае аз нанг зананд.

51

Аз доми ҷаҳон яксара растам дигар,
Дар гӯшаи инзиво нишастам дигар.
Гӯши шунавову чашми бино чун нест,
Лаб бастаму хомаро шикастам дигар!

1919

52

Гуфтанд, ки хубу бади мо бо фалак аст,
Мазлумкушу ҳомии доро фалак аст.
Якчанд бар ин будему охир дидем,
Саргаштаву бечоратар аз мо фалак аст!

53

Ман ошиқаму ишқи ман имони ман аст,
Ҷононаи ман хубтар аз ҷони ман аст.
Аслан ин ҷон барои ҷонони ман аст,
Ҷонони зи ҷон беҳтарам Эрони ман аст.

1920

54

Ҷуз рӯйи ту дар дидаи идрокам нест,
Ғайр аз ҳаваси ту дар дил, бокам нест.
Халқе ҳама душмананд бо ман, аммо
Чун дӯст туӣ, зи душманон бокам нест.

55

Боз омадам, эй дӯст, сар афканда зи ту
В-аз кардаи зишти хеш шарманда зи ту,
Зебандаи ту гарчи накардам тоат,
Бо ман бикун он чи ҳаст зебанда зи ту.

56

Сахт аст дилат, сахттар аз санг ҳанӯз,
Олам ба сари сулҳу ту дар ҷанг ҳанӯз.
Умрест кушодаӣ ба рӯям дари ҷанг
В-аз ҷанг нашуд ҳавсалаат танг ҳанӯз?

57

Ҳарчанд ки дар пеши ту роҳам набувад,
Эй дӯст, ба ғайр аз ту паноҳам набувад.
Дар ишқи ту даст аз ҳама олам шустам,
Билло, ки ғайр аз ин гуноҳам набувад.

58

Гуфтам дилам аз дасти ту хун хоҳад шуд
В-ин ақл мубаддал ба ҷунун хоҳад шуд.
Акнун, ки дилам ба сина хун гардидаст,
Пайдост, ки кори ақл чун хоҳад шуд.

59

Охир дили ман ба сина хун шуд зи ғамат
В-он хун зи раҳи дида бурун шуд зи ғамат,
Ман аз дилу дил зи ман ба ҷон омадаем,
Ҳоли ману дил бубин, ки чун шуд зи ғамат.

60

Эй дӯст, тӯӣ роҳзани ҳуш маро,
Меҳри ту намуда ҳалқадаргӯш маро.
Акнун ки ба нақди ҷон харидам ишқат,
Ғафлат манамову муфт мафрӯш маро.

61

Аз сар бигузар, ба тоҷ мӯҳтоҷ мабош,
Андар бари тири нафс омоҷ мабош.
Гар бе сару тоҷ шодшоҳӣ хоҳӣ,
Кун тарки сару мунтазири тоҷ мабош.

## Ба оҳанги даштӣ

62

Агар хорам, зи гулзори ту ҳастам,
Агар қалбам, зи бозори ту ҳастам.
Худоро, эй табиби дардмандон,
Илоҷе кун, ки бемори ту ҳастам.

63

Дили бе орзу афсурда беҳтар,
Гули дур аз чаман пажмурда беҳтар,
Худоро, эй аҷал, ҷонам ту бистон,
Ки дур аз хоки Эрон мурда беҳтар.

64

Ту, ки сад дил ба мӯе баста дорӣ,
Кучо дил бо мани дилхаста дорӣ.
Дилам бишкастию шодам, ки гӯянд:
Ту улфат бо дили бишкаста дорӣ.

65

Ба меҳнат рӯзгорон то шабастам,
Ба шаб то бомдодон дар табастам.
Ту ҷовидон бимон, эй дилбари ман,
Ки ман бо марг лаб андар лабастам

(То соли 1921)

66

Фидои ғайрати марде, ки тан ба нанг надод,
Ба рӯзи ҷанг гиребони худ ба чанг надод.
Ҷаҳон шарофати он мардро кунад тасдиқ,
Ки дод ҷону ба душман силоҳи ҷанг надод.

(1921)

67

Як барзгаре, ки оби Эрон мехӯрд,
Рӯзе дидам, қасам ба Қуръон мехӯрд,
К-аз ҳосили кишти худ агар нон мехӯрд,
Сад чӯб ба ҳар луқмааш аз хон мехӯрд.

68

Дузд омаду ҳосили раиятро бурд,
Хон низ хӯроки ӯ ба меҳмонӣ хӯрд,
Маъмур ҳам аз барои «даҳяк» ӯро
Дидам, ки ба дасту бо забон меозурд.

69

Дар маҳбаси хон раияте буд бедаст,
Гуфтам: Зи чӣ? Гуфтанд: хиёнат кардаст:
Даҳ мурғ фақат пешкаш оварда, хасис,
Як мурғи зи тухм рафта ҳам он ту ҳаст.

70

Дар коргаҳи тавонгаре будам дӯш,
Дидам ду ҳазор дег дар ҷӯшу хурӯш.
Дар ҳар деге ба чашми ибрат дидам,
Хуни ду ҳазор коргар буд ба ҷӯш.

71

Як дуктури муслим, ду масеҳӣ, се яҳуд
Буданд бари тавонгаре гарми суҷуд.
В-он лаҳза ду коргар дар он кӯча ба ранҷ
Мурданду зи дардашон кас огоҳ набуд.

72

Ҳар рӯз тавонгаре қасаб мепӯшид,
Бар суфра шароби лаългун менӯшид.
Мехӯрду намедид, ки аз луқмаи ӯ
Хуну арақи коргарон меҷӯшид.

73

Бо коргари ба маҳбас андохтае
Гуфтам: зи чӣ рӯй ранги худ бохтаӣ?
Аз сахтии зиндон гила ҳаргиз манамо,
К-ин хонаи зулмест, ки худ сохтаӣ.

74

Эй ранҷбарон, абди тавонгар нашавед,
Маҳкуми шаҳу шайхи бадахтар нашавед.
Ҳар кас ба ҷаҳон майли саворӣ дорад,
Эй коргарон, вале шумо хар нашавед!

75

Бархе пайи нангаиду гурӯҳе пайи ном,
Ҷамъи дигаре асири ҷоҳанду мақом,
Ин шефтаи шаҳвату он мурдаи ком,
Ҷуз фаъла, ки дар ҳасрати нон аст мудом.

76

Гӯянд, ки ҷанги фаъла баҳри нон аст,
Ӯ бехабар аз «ҳақоиқи виҷдон» аст.
Виҷдону шараф малъабаи серон аст,
Виҷдони гурусна нони фарзандон аст.

77

Матбӯътарин бузургӣ афтодагӣ аст
В-аз хар ҳусне латифтар содагӣ аст,
Ин дурру гуҳар, ки зинати ашроф аст,
Хасми башару қотили озодагӣ аст.

78

Саъдӣ «шарафу каромати ҳар мавҷуд»
Фармуд «зи ҷуд бошаду фаръи суҷуд».
Гар кору натиҷа ҳар ду тақсим шаванд,
Ҳоҷат набувад на бо суҷуду на ба ҷуд.

79

Илм ар набувад, вуҷуд лозим набувад,
Ҷаҳл ар набувад, суҷуд лозим набувад.
Гар золиму мазлум набошад ба ҷаҳон,
Маддоҳию базлу ҷуд лозим набувад.

80

Шайхе ҳама умр сарфи «тоат» мекард,
Рӯзе ба ду лукма нон қаноат мекард.
Бо ин ҳама муфтхӯраш донам аз он-к
Не коргаре буд, на зироат мекард.

81

Ноне, ки на дар муқобили кор бувад,
Ҳаргиз нахӯрам, ки хӯрданаш ор бувад.
Ҳар кас, ки зи ранҷи халқ роҳат талабад,
Албатта, сазовори сари дор бувад.

82

Ободии мулки олам аз ранҷбар аст,
Осоиши навъи одам аз ранҷбар аст.
Он илм, ки олимон ба он фахр кунанд
Бар мардуми дигар, он ҳам аз ранҷбар аст.

83

Эй коргар, эй хоки ту аз зар беҳтар,
Сад раҳ аракат зи мушку анбар беҳтар.
Он обилаи дасти ту дар дидаи ман
Аз гавҳари ашки ҳар паямбар беҳтар.

84

Эй ранҷбарон, эй вуқаро, ҷамъ шавед,
Бар зидди вуҷуди ағниё ҷамъ шавед,
Бе фарқи нажоду мазҳабу миллият,
Эй коргарони ҳама ҷо, ҷамъ шавед!

1922

## Ҳикоят

Дар яке аз кӯчаҳои Қустантания тоҷирзодаи эрониро дидам, ки дафтару хома дар даст мерафту мегирист ва ҳайратзада ба атрофи худ менигарист.

Сабаб пурсидам, посух дод: - «Ба дабистони урупоӣ меравам ва дар он ҷо танҳо кӯдаки эронӣ ҳастам. Имрӯз, ки ҷашни солиёнаи дабистон буд, аз кӯдакони ҳар миллат ба забони хеш гуфторе хонда ва чомае суруданд, ҷуз ман, ки аз надонистани забони худ шарманда шудам ва сар афканда мондам ва ночор калимае чанд ба лисони маҳаллӣ хондам. Акнун ҳамдарсонам ба ҷурми ин ғафлат ба чашми ҳақорат менигаранд ва бо масхара аз хешам меронанд!».

Гуфтам: ҳақ доранд:

Фарзонагон чӣ гуна ба худ ошно кунанд
Бегонае, ки менашиносад забони хеш.
Дар хонумони ғайр чӣ сон маҳрам уфтад,
К-ӯ аҷнабист дар ҳараму хонумони хеш.

Истанбул, майи 1921

## Ҳикоят

Вақте пас аз як соли бараҳна мондан дар Исломбул ба харидани танпӯше тавоно шудам. Тоза ҷомаи навро аз дасти хайёти Хониволида гирифта ва пӯшида будам, ки ногоҳ ҳаёҳуе баланд гардида ва ҳангомае барпо шуд.

Гурӯҳи анбӯҳ ба даври манҷалобе гирд омада ва бо ишорат пирамарди беморро, ки дар миёни он гӯдоли касофат меҷунбид ва фурӯ мерафт, нишон медоданд. Яке мегуфт: - мурд ва дигаре фарёд мезад: - ғарқ шуд. Ҷамъе ба ҷунбишҳои билоиродааш механдиданд ва бархе аз олудагии қабову лабодааш танаффур мекарданд.

Ман аз мушоҳидаи он ҳол нав будани либос ва риояту васвосро фаромӯш карда, беихтиёр ба манҷалоб андар шудам, афтодаро ба дӯш кашида ва берунаш овардам.

Ҳеҷ як аз таҳқиру тамасхурҳои наззорагон чандон мутаассирам накард, ки одамсурате шайтонсират бо нигоҳи тунду оҳанги дурушт ба ман нигариста ва гуфт: - «Пайдост, ки ин сафеҳ намоз намегузорад ва бок аз покиву нопокӣ надорад, варна худро чунин ба палидӣ олуда намекард».

Гуфтам: - «Эй нодони дилсиёҳ, домани олударо бо шустан дар об ва хушконидан бо офтоб татҳир тавон кард, аммо дар манҷалоб мурдаро бо покии ҷома ва бузургии аммома зинда натвон намуд».

Худо чӣ гуна тараҳҳум кунад ба он мардум,
Ки ҷомаи барашон пурбаҳотар аз ҷонест.
Барои роҳати ёрон касе, ки ранҷ набурд,
Ба чашми аҳли хирад пасттар зи ҳайвонест.
Яке афтода буд дар манҷилобе,
Нишаста бахти бад андар каминаш.
Миёни он палидӣ ғӯта мехӯрд,
Нафас андар шумори вопасинаш.
Дар он сахтӣ ба марде бонг мезад,
Ки гирад дасташу гардад муинаш.
Фақеҳ аз ёриаш доман кашидӣ,
Мабод олуда гардад остинаш.
Аз он ғофил, ки бо ин сирати зишт
На тоъоташ писанд ояд, на динаш.
Дилеро гар ба даст орад хирадманд,
Беҳ ар бахшанд мулки Ҳинду Чинаш.
Ҳаёти мӯре андар пеши доност
Беҳ аз тахти Ҷаму тоҷу нигинаш.

Истанбул, 1921

## Устоди Дилмақонӣ

Марҳум Мирзо Ҷаъфари Ризоӣ дар санаи 1276 дар Дилмақон мутаваллид шуда, падараш Ҳоҷӣ Исмоил аз туҷҷори мӯътабар ва хонаводаҳои наҷиби ин сомон буда, дар макотиби маҳаллӣ таҳсилоти муқаддамоти форсӣ ва арабӣ намуда ва аз дами ҷавонӣ бо бисёре аз удабо ва урафо омезиш дошта ва аз ҳузури бузургони дониш касби адаб карда буд.

Аз ҷумлаи уламо ва фузалое, ки Мирзои марҳум дар хидматашон таҳсили илм карда буд, марҳум Ҳоҷӣ оқо Муҳаммади Пешнамоз, Мирзо Ҷаъфар, Мирзоалии Мунишбошии мутахаллис ба Муфаххар ва Мирзо Муҳаммади Хуррами мутахаллис ба Ошӯб будаанд.

Устоди марҳум дар санаи 1301 ҳиҷрӣ аз Дилмақон ба Измир омада ва бист сол дар он ҷо ба тиҷорати танбоку машғул буда ва пас аз он ба Исломбул омада, аҳли иқомат меандозад. Дар санаи 1327 ба зиёрати Машҳади муқаддас меравад ва пас аз мурочиат ба Исломбул ба воситаи зарарҳои мутаволӣ, ки бо ӯ ворид меояд, якбора тиҳидаст ва бечора шуда ва аз ҳамон таърих ва баъд дар ниҳояти сахтӣ ва бадбахтӣ ба сар мебарад.

Билохира рӯзи 11 раҷаби 1338 дар бемористони Музаффарии эрониён падруди зиндагонӣ гуфта, ба раҳмати эзидӣ пайваст ва дар мазористони эрониён дар Ускудор мадфун шуд.

Хати таҳрирӣ ва настаъликро хеле хуб менавишт. Синааш қомуси луғоти арабӣ буд ва димоғаш фарҳанги калимоти порсӣ. Дар назми қасида маҳорати фавқулодда дошт ва ба сабки Анварӣ ва  Манучеҳрӣ шеър мегуфт. Аз ғазалсароӣ имтиноъ дошт ва ҳамеша аз зери ин бор шона холӣ мекард. Бо ҳамаи инҳо гоҳе, ки ғазал менавишт, устодона ва хуб буд.

Илова бар ин фазоили илмӣ марҳум Мирзо бисёре аз мазоёи ахлоқӣ дошт, ки ӯро басе бузург карда буд. Ҳеҷ мутааҳҳил нашуда буд. Рост, дуруст, амин, мутадаййин ва беандоза ватанпараст буд.

Барои шиддати иродате, ки ба ҳазрати Алӣ ибни Мӯсо ар-Ризо алайҳи саломулаллоҳи таъоло дошт, Ризоӣ тахаллус мекард.

Дар ин авохир ба воситаи парешонии зиёд қадре тунду асабӣ шуда буд. Ҳамеша мегуфт, ки дар тамоми айёми бадбахтии давраи ҷанг ғайр аз сулолаи ҳазрати Мавлоно Шамсии Чалабӣ аҳаде маро ёрӣ накард.

Аз соли 1337 то охири умр ба  симати муаллимӣ дар хидмати бонуи аъзам улёҳазрати маликаи Эрон ба сар бурда ва мавриди таваҷҷӯҳ ва алтоф шуда буд, ки дасти аҷал амонаш надода ва риштаи умрашро бурид.

Инак, дар ин шумораи «Порс», охирин ғазалеро, ки дар бистари беморӣ ва охир (ин) рубоиро, ки дар дами марг гуфта, менигорам ва

умедворам баъдҳо дар ин маҷалла қисмате аз осори ин марҳумро ба арзи хонандагон мӯҳтарам бирасонам.

## НАДОРАМ

Чу зулф рухсати бӯсе ба рӯйи ёр надорам,
Ба қадри як сари мӯ қадру эътибор надорам.
Намениҳад ба сари ман қадам зи ноз, чӣ созам,
Ки появу шарафи хоки раҳгузор надорам.
Ҳазор ғам ба дилам ҳасту ин ғам аз ҳама бадтар,
Ки кас зи хешу зи бегона ғамгусор надорам.
Хушам ба бекасии худ, ки рӯзи марг ба болин
Ба роҳи ҳеҷ касе чашми интизор надорам.
Ҷудо аз он қади мавзуну дур аз он рухи гулгун
Назар ба сарву гузар сӯи лолазор надорам.
Зи рашки зулф, ки бар рӯйи оташини ту ояд,
Чу мӯ, ки бар сари оташ бувад, қарор надорам.
Зи шарри халқ маро эманӣ бас аст, Ризоӣ,
Ки чашми хайр зи абнои рӯзгор надорам.

Охирин рубоист, ки марҳум Мирзо Ҷаъфар дар дами марг суруда:

Эй хоки раҳат сурмаи чашми идрок,
Бинҳода Ризоӣ ба дарат сар бар хок.
Гар ҷомаву ҷони ӯ палид аст, чӣ бок,
Дар баҳри карам чу шӯияш гардад пок.

# Эрон ва удабои он

Шакли идораи маориф ва таҳияи асбоб ва васоили пешрафти адабиёт дар назди мағрибиён, ки бидуни тааммул роҳи тараққиро дар ҳар кор беҳтар аз аҳолии Шарқ шинохтаанд, бояд лоақал асбоби интибоҳи сокинони сарзамини офтоб бишавад.

Дар Мағрибзамин барои интишори осори адабӣ ва афкори шуаро анвоъ ва ақсоми васоили ташвиқ ва тараққӣ мавҷуд аст. Камтар шаҳрест, ки чандин хиёбони бузурги он ба номи шуарои он диёр маъруф набошад. Машҳари муҷассамаҳои гӯяндагони машҳурашон монанди як маъбад зиёратгоҳи умумист.

Китобхонаҳо ва анҷуманҳои мутааддид барои нашри маориф кор мекунанд ва мардумони муҳимме кӯшиши худро сарфи хидмат ба адабиёт карда ва дар тамоми ин иқдомот ҳукумати маҳаллӣ муованатҳои моддӣ ва маънавӣ менамояд.

Замини шоирхез ва ҳавои шӯрангези Эрон дар ҳар давре ҳазорон адиб парвариш медиҳад, ки ҳар як дар Ҳинди дониш тӯтии сухандон ва дар гулистони маърифат булбули хушилҳонанд.

Аммо, афсӯс, илова бар ин ки нависандагон ва гӯяндагони Эрон ба ҳеҷ васила ва аз ҳеҷ касе рӯйи ёрӣ ва ғамхорӣ намебинанд, бештар аз онҳо дар зери борони таън ва дар ҷилави ҳуҷуми қайду бадхоҳии мардумони нодон зиста ва бо ниҳоят дараҷа сахтӣ ва бадбахтӣ ба сар мебаранд. Пас аз маргашон ҳам, ба воситаи ғафлати алоқамандон бо маориф, аз осори ин удабо китобе ва аз атри хуши он гулҳо гулобе ба ҷо намемонад.

Дар ҳамин сол таҳрири шеърии чанд аз худованди сухан, сари донишварон марҳум Ҳусайнқулихони мутахаллис ба Султонии Кирмоншоҳонӣ ба хотирам омад, ки дар миёни шуарои қарни охири Эрон шахси аввалаш бояд хонд ва ба ҷойи Анварии Абевардӣ ва Ҷамолиддини Исфаҳонӣ ва ё Хоқонии Шервонияш метавон нишонд.

Султонӣ аз хонаводаи наҷиби ҳоҷизодагони Кирмоншоҳ аст. Дар пойтахти Хусрави Парвиз[1] таҳсили дониш карда ва дар тамоми улуми шарқия ба ҳамгинони хеш бешию бартарӣ ҷуста. Муншаоти гуҳарбораш беҳтарин услуби насрнависӣ ва ашъори обдораш болотарин шевои фасоҳату балоғатро дорост.

Дар ин ҷо барои он, ки хонандагони мӯҳтарам аз хони камолоти донишвари Калҳар намаке чашида ва аз маҷмӯъаи осораш намунае шунида бошанд, як-ду шеър аз қасидаи ғаррое, ки ба истиқболи қасидаи маъруфи **«Субҳ аст камонкаш ахтаронро»** сурудааст, менависам ва аз ҳамин мухтасар пояи баланд ва мояи фазлу ҳунари ин марди бузург шинохта мешавад:

Солор манам суханваронро,
Чун хатми русул паямбаронро.

---

[1]. Кирмоншоҳ.

Ман мардаму рӯзгор олат
Бахшида занону духтаронро.
Ман Исии назму насрам, о ваҳ,
Мепарварад осмон харонро.
Иннину ақим кардӣ, эй кош,
Яздон падарону модаронро,
То ҳамсари ман дигар назояд
Фарзанд зи дуда дигаронро.

Хулоса, на танҳо дар ин қасида, ки гӯё беш аз навад шеър аст, Султонӣ доди сухан дода, балки куллияи қасоид ва қитъаот, ғазалиёт ва муншаоташ дорои як рӯҳи махсус ва як сабку шеваи устодона ва дилфиребест, ки гоҳе бар гуфтаҳои пешиниён дар баландии маънӣ ва салосати баён бешӣ меҷӯяд. Султонӣ, ки тақрибан чиҳил сол аз таърихи вафоташ мегузарад, дар айёми зиндагонӣ «Анҷумани суханварон» ташкил дода ва ҳафтае як бор ҳамаи шуаро ва удабои Кирмоншоҳ дар таҳти риёсати ӯ маҷлис карда, осореро, ки дар зарфи ҳафтаи гузашта назман ва насран ҳозир карда буданд, аз назари устод гузаронда ва ӯ ҳар якро муносиби қувва ва ҳоли гӯянда ҳақ ва ислоҳ фармуда ва чизе аз нав тарҳ мекард, то дар ҳафтаи оянда сохта ҳамроҳ биоваранд, дар он рӯзгори муҳит ва замон ҳам бо ин иқдоми донишпарварона комилан мувофиқ буда.

Аҳолии Кирмоншоҳ, ки рӯҳашон бо шеър ва адабиёт ошноии махсусе дорад, алоқаи зиёде ба ин иқдом нишон медода ва абадан ба корҳои анҷумани суханварон бегона набуданд. Масалан, шеър ва мазмуне, ки аз тарафи устоди Калҳар[1] матраҳ мешуда, ҳамон рӯз дар тамоми шаҳр интишор ёфта ва дар дари ҳар дукон ва миёнаи ҳар мағозае гуфтугӯ аз он буда, ҳатто ба қадре аҳолӣ эҳсосости адабӣ доштанд, ки аз пеш афкори шуароро дошта ва мегуфта, ки кадом як аз онон зудтар ва беҳтар мавзӯи тарҳшударо хоҳад сохт.

Ин буд, ки Султонӣ дар миёни чунин муҳити мусоиде бо ёрии ҳуши худодод ва лаёқати шахсӣ тавонист ёдгорҳои хубе ба ҷо бигузорад ва пас аз худ *(чунон ки наслан било ақиб монад)* аз ҳайси илму адаб беворис набошад. Хати насху настаълиқ ва шикастаро дар аввали дараҷаи хубӣ менавишта, қувваи ҳофизааш ба дараҷае зиёд буда, ки вақте аз доштани китобе ночор монда дар сурате ки он китоб нусхаи воҳид ва дар дасти яке аз уламо буда, ки дақиқае аз худ ҷудо намекарда, фақат ба воситаи ин ки Султонӣ ҳам аз бузургони шаҳр буда ва ҳам устоди дониш, олими мазбур ба ӯ иҷозат медиҳад, ки рӯзе чанд саҳифаи онро дар ҳузури худаш бихонад.

Султонӣ ба ин кор мубодират варзида ва ҳамарӯза ҳар миқдор аз он китобро, ки мехонда, пас аз омадан ба хонаи худ менависад ва дар андак муддате як ҷилди тозаи онро бо хати хуши худ ба соҳибаш ҳадя мекунад,

---

[1]. Бузургтарин ашираи (қабилаи) Кирмоншоҳ, ки Султонӣ аз хавонини онҳост.

ки нуктае ҳам бо асли китоб ихтилоф надошта.

Ин мухтасар шарҳе буд, ки аз ҳолоти Султонӣ ба хотирам монда, вале иддае удабо ва сухандонони он диёри хуҷистаосор бисёр аст ва муаррифии онон ба василаи ҷунги адабии **«Порс»** баста ба ҳиммати ҷавонони донишвари кирмоншоҳонист, ки зудтар шарҳи ҳол ва таърихи зиндагониашонро ба мо бинависанд. Аз ҷумлаи уламо ва донишмандони он сомон, ки ҷаҳонро падруд гуфта ва дар сояи раҳмати эзидӣ ғунудаанд, Муҳаммадбоқир Мирзои мутахаллис ба Хусравӣ, Ҳаким Илҳомӣ, Мирзои Солик, Бедил, Носирист, ки ҳар як дар иқлими камол подшоҳе ва дар осмони дониш моҳе буданд ва аз бозмондагони он замон Мирзо Қаҳрамони Табарой ва Мирзо Асадуллоҳи Маҳрам ҳастанд.

Аз соҳибқирони мулки ирфон низ, ки дорои девон ва ашъор ҳастанд ва ахиран дар он хоки пок мадфун шуда ва мароқиди мутаҳҳарашон зиёратгоҳи орифу омӣ ва муроддеҳи беруниву бумист, ҳазрати Музаффар Алишоҳ ва оқо Сайид Солеҳи Ҳайрони Алишоҳ ва Асадуллохони Абдуалишоҳ ҳастанд, ки мақсуди ман аз зикри исми муборакашон дар ин ҷо фақат ёдоварӣ аз осори қаламии онон аст, варна фикри дурандеш дар тавсифи он зоти муқаддас оҷиз ва саргардон аст ва хиради пир дар ин водӣ ҳайрон аст.

Як даҳон хоҳам ба паҳнои фалак,
То бигӯяд васфи он рашки малак.

Агар бихоҳем барои шиносонидани Шайх Шаҳобиддин чизе бинависем, *«маснавӣ ҳафтод ман қоғаз шавад»*. Он файласуфи бузург ва олими сутург низ ҷомеи маъқул ва манқул буданд ва ҳанӯз бузургоне аз муридонаш ҳастанд, ки ба поси ҳуқуқи олими марҳум лоақал моҳе ду-се бор ошёнашро зиёрат карда ва остонашро мебӯсанд.

Ҳоло инсоф диҳед, аз миён рафтани девони ин бузургон ва дар пардаи гумномӣ мондани осори ин донишмандон барои ҳар форсишинос асбоби таассуф ва дилтангӣ нест? Инак, имрӯз, ки ҷунги **«Порс»** бо ёрии Яздон метавонад барои нигаҳдории осори порсизабонон дар ҷилави сели ҳаводис садди садид ва барои ҳифзи гавҳарҳои удабои асри ҳозир аз осеби нестӣ ганҷинаи раззин ва дафинаи симин бошад, ҷавонони мунаввари имрӯзарост, ки то ҳар ҷо дастрасӣ доранд, шарҳи ҳоли удабову шуароеро, ки мешиносанд, бо намунае аз осори онон, азм ва назм ё наср ба маҷаллаи **«Порс»** бифиристанд, ки ҳам барои бақои ному осори гӯяндагони форсӣ хидмате намуда ва ҳам аз рашаҳоти қаламӣ хеш ба ҷунги адабии мо нурпошӣ карда бошанд.

Умед аст тамоми нависандагони порсизабон дар ҳар замон, дар ҳар ҷойи олам, ки бошанд, ин истеъдоди моро ба ҳусни қабул пазируфта ва аз ин рӯ бар мо миннат гузоранд.

Майи соли 1921

## Калимаи шаҳодати ранҷбарӣ

Шаҳодат медиҳам бар ин, ки ман аз миллати корам,
Нажоди саъю тухми ранҷу насли дудаи заҳмат,
Ба чизе нестам тобеъ ба ҷуз фармудаи заҳмат,
Ба ҷуз заҳмат надорам мазҳабе, ин аст иқрорам.
Чу аз пистони заҳмат дод ширам модари даврон,
Кунун бо нияте равшан, ба ҳукми маслаку виҷдон
Дар ин ҷо қавли мардӣ медиҳам ман, мекунам паймон,
Ки то дар бозувонам зӯр ҳасту дар тани ман ҷон,
Бикӯшам баҳри озодии синфи фаълаву деҳқон,
Биҷангам бар алайҳи золимону фирқаи боён.
Нагардад то ҷаҳон озод аз зулму башар яксон,
Аз ин мақсуди олӣ даст ҳаргиз бар намедорам.

Нахҷувон, феврали 1922

Баъд аз ин давлат дар Эрон интихобӣ мешавад,
Рӯзгори адлу тарки ноҳисобӣ мешавад.
Ҳар кучо гардад дирафши сурхи заҳмат ҷилвагар,
Эй басо ҷулҳо, ки он ҷо офтобӣ мешавад.
Досу чаккуш чун шавад қоиммақоми тоҷу тахт,
Хони Моку ҳам дар он дам «инқилобӣ» мешавад!
Андаруни шайхро маъзур дор аз кори бад,
Аз ҳиҷоб ин корҳои беҳиҷобӣ мешавад!
Неъмати озодию дониш фақат бо инқилоб
Шомили аҳволи занҳои ниқобӣ мешавад.
«Ҳазрати сармоя» гар хоҳад, ҷадал ё оштӣ
Байни шайху шиъию суннию бобӣ мешавад.
Дарс хон, эй ранҷбарзода, ки ободат кунад,
Тӯдаи беилм маҳкуми харобӣ мешавад.
Ҳар замон озод гардад аз умеди шайху шоҳ,
Коргар ноил ба фатҳу комёбӣ мешавад.

Нахҷувон, феврали 1922

Мурдам андар роҳи ишқаш, ёр медонад магар?
Ғарқа дар хун гашт дил, дилдор медонад магар?
Менамояд ранги сунбул, мекунад кори каманд,
Ҳилаҳои зулфи ӯро мор медонад магар?
Сад ҳазорон бор гуфтам: - «Кори дигар пеш гир!»
Дил ба ғайр аз ишқ дигар кор медонад магар?
То саҳар дар бистари ноз аст ёрам гарми хоб,
Хун чакад з-ин дидаи бедор, медонад магар?
Эй аҷаб! Зулфи каҷаш бар ҳеҷ дил раҳме накард,
Марҳаматро каждуми ҷаррор медонад магар?
Дафтари Лоҳутӣ аз ҳар шарҳу басте холӣ аст,
Ғайри ёру ишқу ишқу ёр медонад магар?

Нахҷувон, феврали 1922

Синаи деҳқон зи ғусса оҳ надорад,
Кисаи доро зи лира роҳ надорад.
Неъмати ашроф дар ҳисоб наёяд,
Заҳмати муздур солу моҳ надорад.
Фаъла, ки додаст тахту тоҷ ба шоҳон,
Кафш ба пову ба сар кулоҳ надорад.
Бешарафӣ бин, ки сери нони деҳотист
Хоҷаву ҳаққи намак нигоҳ надорад.
Боғи ҷаҳон бе вуҷуди фаълаву деҳқон
Мева, ки саҳл аст, як гиёҳ надорад.
Ғайри ду дасту ду бозувони тавоно
Ҳеҷ куҷо фаъла додхоҳ надорад.
Бода бинӯш, эй муқими кишвари Шӯро,
Шодии мулке, ки шайху шоҳ надорад.
Шеъри ту, Лоҳутиё, кушандаи зулм аст,
Ин асар, албатта, як сипоҳ надорад.

Нахҷувон, феврали 1922

Ғайр бо ман душман асту ёр  ҳам бо ман бад аст,
Вой бар ҳоли дилам, дилдор ҳам бо ман бад аст.
Хун шуду домони он хунхорро аз каф надод,
Дӯстӣ бин, ин дили беор ҳам бо ман бад аст.
Сӯхт бо як шӯъла ҳар ҷо ошёне сохтам,
Ростӣ, ин табъи оташбор ҳам бо ман бад аст.
Худ ба пеши ман, нигоҳаш ҳаст дар ҷойи дигар,
Эй аҷаб, он наргиси бемор ҳам бо ман бад аст.
Пиру шайху поп, гуфтам, ходими сармояанд,
Хирқа бад, тасбеҳ бад, зуннор ҳам бо ман бад аст.
Тоза бар куфрам имоми шаҳр фатвӣ додааст,
Бахти бад бингар, ки ин мурдор ҳам бо ман бад аст.
Гуфтаам: - аз ранҷи мардум ризқ хӯрдан туздӣ аст,
Тоҷиру маллоку махзандор ҳам бо ман бад аст.
Гуфтам, эй нодон, ба сози ин мударрисҳо нарақс!
Косиби дилсодаи бозор ҳам бо ман бад аст.
Коргар хуб аст чун бо ман, дигар, Лоҳутиё,
Нест ғам гар гунбади даввор ҳам бо ман бад аст.

Нахҷувон, феврали 1922

Гар он ки дар басити замин коргар набуд,
Дунё набуду илм набуду ҳунар набуд.
Дар сафҳаи замона агар номи зар набуд,
Ҳаргиз фасоду фитнаву шар дар башар набуд.
Як қатра хун ба хок намерехт аз башар,
Гар он ки зар мудири умури башар набуд.
Шамшер лозим аст ба қалби тавонгарон,
Чун тири оҳи коргарон коргар набуд.
Виҷдон бубин, ки хуни раият чӣ сон хӯрад,
Бо он ки хон набуд, агар коргар набуд.
Бо ҳар тавонгаре ба ҷаҳон рӯ ба рӯ шудам,
Дидам: - зи роҳи мардумӣ асло хабар набуд.
Майхонаро ба хулди хаёлӣ намефурӯхт
Шайхи «бузургвор», агар он ки хар набуд.
Рақсидам аз сурур, чу дидам имоми шаҳр
Қавлаш ба пеши пири муғон мӯътабар набуд.
Лоҳутӣ аз ҷафои «рафиқон» залил шуд,
Дар дафъи хасм в-арна чунин беҳунар набуд!

Тифлис, марти 1922

Молдор аз ранҷи муздурон хабар дорад? Надорад.
Оҳи мискин бар дили мунъим асар дорад? Надорад.
Гар ки дар дунё набошад заҳмати муздуру деҳқон,
Ганҷи шоҳу ҷайби доро симу зар дорад? Надорад.
Қувваи кор ар набошад аз пайи тавлиди сарват,
Коргоҳу олату мошин самар дорад? Надорад.
Эй деҳотӣ, кӯдаки худро ба мактаб неҳ, бихонад,
Бесаводӣ ҳосиле ғайр аз зарар дорад? Надорад.
Шайхи хоин гар набошад, хоҷа аз баҳри саворӣ
Доим аз ҷинси дупо як галла хар дорад? Надорад.
Боиси ҷаҳли занону зулми мардон шайх бошад,
Хайре ин уммулхабоис ғайри шар дорад? Надорад.
Ҷон диҳад деҳқону хон аз ранҷи ӯ саргарми роҳат,
Раҳм мехоҳӣ аз ин нокас, магар дорад? Надорад.
Коргарро ҳам яке з-олоти истеҳсол донад,
Хоҷа з-ӯ ҷуз манфиат чашми дигар дорад? Надорад.
Зан бувад дар хоки Шӯро бо ҳама мардон баробар,
Духтари Эрон аз ин неъмат хабар дорад? Надорад.
Дарди деҳқону наҷоти фаъла аз сармоядорон
Чорае ҷуз инқилоби коргар дорад? Надорад.
Мурд Лоҳутӣ ба роҳи фаълаву нанмуд шиква,
Ҳеҷ шоҳе банда аз ин хубтар дорад? Надорад.

Тифлис, марти 1922

Хун шуд аз дастат ҷигар ҳам, боз розӣ нестӣ,
Рафт дар роҳи ту сар ҳам, боз розӣ нестӣ.
Эй тавонгар, аз пайи нафъи ту заҳмат мекашанд
Кӯдакони коргар ҳам, боз розӣ нестӣ.
Коргар кӯшад бароят чордаҳ соат тамом,
Бад чаро гӯйӣ, магар ҳам боз розӣ нестӣ?
Ҷисмам, эй сайёд, пӯсид андар ин кунҷи қафас,
Рехт аз тан болу пар ҳам, боз розӣ нестӣ.
Эй ғанӣ, аз фаъла гар аз зулми ту монад ба ҷой
Ним ҷоне мухтасар ҳам, боз розӣ нестӣ.
Гаштӣ аз роҳи хиёнат, садри маҷлис, шайхано,
Молдору мӯътабар ҳам, боз розӣ нестӣ.
То шавад нафъи ту, эй сармоядор, аз пеш беш,
Мирад ар навъи башар ҳам, боз розӣ нестӣ.
Гашт пур анборат аз маҳсули деҳқон, эй амир,
Кисаат пур симу зар ҳам, боз розӣ нестӣ.
Аз ғанӣ, Лоҳутиё, биншонад ар бар чашми худ,
Байрақи досу табар ҳам, боз розӣ нестӣ.

Боку, апрели 1922

Бас бувад хоби гарон, бедор бош, эй коргар.
Масти ғафлат то ба кай? Ҳушёр бош, эй коргар.
Муттаҳид ҳастанд бар зидди ту хунхорон, ту ҳам
Муттаҳид бар зидди ҳар хунхор бош, эй коргар.
Баҳри имҳои ту синфи ағниё саф бастаанд,
Дер шуд, омодаи пайкор бош, эй коргар.
Байни истисмору заҳмат дода шуд эълони ҷанг,
Ҳозири майдони истисмор бош, эй коргар.
Аввал аз бун бехи синфи муфтхӯронро бикан,
Пас зи ранҷи хеш бархурдор бош, эй коргар.
То кунун бо заҳри дин зоҳид туро масмум кард,
Баъд аз ин озод аз ин мурдор бош, эй коргар.
Аз сари худ то кунӣ кӯтоҳ дасти зулмро,
Дар дифои синфи худ подор бош, эй коргар.
Мегудозандат чу мис дар кӯраи қонуну дин,
Бохабар аз тоҷу аз дастор бош, эй коргар.
Ҳар ду ҳамдастанд баҳри ғорати заҳматкашон,
Барҳазар аз масҷиду дарбор бош, эй коргар.
Бовафотар нест дар роҳат зи Лоҳутӣ касе,
Огаҳ аз ин абди бемиқдор бош, эй коргар.

Боку, апрели 1922

Ин қадр заифам, ки гар оҳе бидамидам,
Бинед, зи ҷо чун пари коҳе бипаридам.
Ҷон пешкашаш кардаму гуфт: -«Ин зи ту набвад,
К-аввал қадам онро ба нигоҳе бихаридам».
Дар мазраъаи умри худ аз киштаи уммед
Кай шуд, ки ба ҷуз хор гиёҳе даравидам?
Қонеъ зи даҳони ту ба ҳарфе шудам, он ҳам
Гоҳе бишунидам зи ту, гоҳе нашунидам.
Бисёр зи бедоди ту оҷиз шудам, аммо
Ҷуз сӯйи ту дигар ба паноҳе надавидам.
Кай шуд, ки зи армондиҳии чашми сиёҳат
Амр омаду ман роҳи сипоҳе набуридам?
Тасдиқи вафодориям ин бас, ки зи дастат
Сад гуна ҷафо дидаму оҳе накашидам.

Боку, апрели 1922

Бо мо рақиб дар сари кин асту ёр ҳам,
Душман ситеза мекунаду дӯстдор ҳам.
Ин сон ки ёр бар сари мо тозад аспи ноз,
Аз ҷисми мо ба ҷо нагузорад ғубор ҳам.
Гӯянд: - «Ғам махӯр, ки шавад рӯзгори хуш».
Бовар макун, ки бар падари рӯзгор ҳам.
Мо собитем дар сари фикру мароми хеш,
Парво намекунем зи шамшеру дор ҳам.
Эй коргар, наҷоти ту дар бозувони туст,
Маъюс бош аз шаҳу аз кирдигор ҳам.
Меҳри ту дар замини дилам реша кардааст
Он сон, к-аз он ҷудо нашавад дар мазор ҳам.
Доро зи ранҷи коргарон ризқ мехӯрад,
Дорад зи нони муфтхӯрӣ «ифтихор» ҳам
Камтар касе ба сидқ чу Лоҳутӣ ин замон
Қурбон кунад бародару хешу табор ҳам.

Боку, апрели 1922

Бо ёр кас набуда чунин меҳрубон, ки ман,
В-аз ёр кас надида ҷафо ончунон, ки ман.
Ҳам ҷаври душманон кашаму ҳам ҷафои дӯст,
Кӣ бурдааст ин ҳама бори гарон, ки ман?
Бо ишқ панҷа мезанаму боз зиндаам,
Ҳаргиз фалак набуда чунин паҳлавон, ки ман.
Куштӣ маро, зи меҳри рақиб ин қадар магӯ,
Гирам, ки дӯст дорадат, аммо чунон, ки ман?
Мемирам аз ҷафову шикоят намекунам,
Кас дар вафо надода чунин имтиҳон, ки ман.
Бо нақди ҷон муҳаббати ҷонон харидаам,
Кӣ ҷинси худ фурӯхта ин сон гарон, ки ман?
Гуфтам миёни халқ, ки халлоқи даҳр кист?
Гардан кашид коргаре з-он миён, ки ман!
Гуфтам: - хӯроки  халқи ҷаҳонро кӣ медиҳад?
Деҳқон кашид аз ҷигари худ фиғон, ки ман!
Берун фиканд ҳар чи зи дил бар забон гузашт,
Кӣ доштааст хасме чунин беамон, ки ман?

Боку, апрели 1922

Нӯшам ба шодмонии он дам шароби сурх,
К-аз шарқи инқилоб дамад офтоби сурх.
Қурбони он даме, ки зи хуни тавонгарон
Дарёи инқилоб шавад пур ҳубоби сурх.
Нозам ба он замон, ки ба нерӯи путку дос
Деҳқон ниҳад ба гардани султон таноби сурх.
Эй хоҷа, хуни ранҷбар имрӯз кам бирез,
Фардо ҳисоб аз ту кашад инқилоби сурх.
Зоҳид ба ман зи отияи худ суол дод,
Теғе ба вай намудам, к-инак ҷавоби сурх.
Хонро шароби сурх ба ҷому зи гушнагӣ
Резад зи дида духтари деҳқон оби сурх.
Дар хуни шайху шаҳнаву шаҳ воҷиб аст ғусл
Дар шаръи инқилоб  ба ҳукми китоби сурх.

Боку, апрели 1922

Онон, ки марзу буми ҷаҳонро бино кунанд,
Кай хешро зи банди асорат раҳо кунанд?
Дунё чу халқкардаи онҳост, холиқанд,
Доранд ҳақ, агар ки чунин  иддио кунанд.
Акнун асири тафриқаанду дучори ҷаҳл,
Чун муттафиқ шаванд, нигаҳ кун, чиҳо кунанд!
Ин беҳтарин аломати сармоядорҳост,
К-аз баҳри пул мамлакатеро гадо кунанд.
То як қадам манофеи онҳо равад зи пеш,
Ҷорӣ ба хок хуни дусад бенаво кунанд.
Исрори ағниё ҳама имрӯза ин бувад,
То фаъларо зи тӯдаи деҳқон ҷудо кунанд.
Бедор бош, фаълаву магзор аз ин гурӯҳ
Худро миёни тӯдаи мо ҷо ба ҷо кунанд.
Лоҳутиё, бигӯй ба ман, духтарони порс
Кай ин ниқоби нанг зи рухсора во кунанд?

Боку, майи 1922

Бо ҳама дилмурдагӣ гар ёр ёри мо бувад,
Беҳтарини рӯзгорон рӯзгори мо бувад.
Мо ба зидди синфи истисморкун дорем ҷанг,
Фаълаем, озодии заҳмат шиори мо бувад.
Мунтазир аз ҳеҷ кас баҳри раҳоӣ нестем,
Ноҷии мо бозувони бурдбори мо бувад.
Шоҳу шайху муршиду пиру Худоро мункирем,
Эътиқоди мо ба дасти номдори мо бувад.
Дурру гавҳар зиннати занҳои истисморчист,
Гарди заҳмат ғозаи рӯйи нигори мо бувад.
Мо санад дорем, к-ин дунё саросар мулки мост,
Ин санад доим ба дасти пинадори мо бувад.
Тӯдаи ранҷем, Лоҳутӣ, ба дафтар қайд кун,
Неъмати рӯйи замин маҳсули кори мо бувад.

Боку, майи 1922

Ҳар кас ба ҷаҳон соҳиби корест, ба ҷуз ман,
Дасти ҳама дар гардани ёрест ба ҷуз ман.
Ҳар кас, нигарӣ, мӯътақиди мазҳабу динест,
Ё дар сари ӯ меҳри диёрест, ба ҷуз ман.
Аз мунъиму мискин ҳама шаб ҳар кӣ дар ин шаҳр
То субҳ дар оғӯши нигорест, ба ҷуз ман.
Ҷуз дӯстии ранҷбарон чист гуноҳам?
К-ин ҷо ҳамаро хешу таборест, ба ҷуз ман,
Кардам ба раҳи фаъла фидо ҳар каси худро,
Акнун ҳама касро касу корест, ба ҷуз ман.
Дилмурдагиям бин, ки кунун дар сари ҳар кас
Меҳри санами лолаузорест, ба ҷуз ман.
Бехона басе ҳаст, вале шод, ки ӯро
Лобуд зи паси марг мазорест, ба ҷуз ман.

Боку, июни 1922

Солҳо дар ҷустуҷӯйи ҳақ ба ҳар дар сар задам,
Кас надидам, ҳар қадар ин дар задам, он дар задам.
Дар ҳама дунё на ном аз ростӣ буд, не нишон,
Ҳай шудам навмед аз ин дар, ҳай дари дигар задам.
Душмане буд, ҳар касеро ман гирифтам ҷойи дӯст,
Раҳзане буд, даст бар домони ҳар раҳбар задам.
Ҳар киро дидам, барои нафъи шахсӣ медавид,
Пушти по, ҷуз фаълаву деҳқон, ба хушку тар задам.
Бар дили синфи тавонгар захмҳои пай ба пай
Гаҳ ба нӯги хома, гоҳе бо дами ханҷар задам.
Ҳар замон эълони муштӣ кард бо ман осмон,
Зуд барҷастам ба майдон, остинро барзадам.
Ҷастам аз ҳар банду кардам пора ҳар занҷирро,
Байрақи озодии мутлақ ба баҳру бар задам.

Боку, июни 1922

## Коргар ва корфармо

Шунидам, коргар бо корфармо
Бигуфто: - бас кун ин уҷбу батарро!
Чӣ зулм аст ин ба ҷони коргарҳо,
Ки аз он шарм ояд ҷонаварро.
Агар бозуи муздурон набошад,
Ту кай дорӣ чунин ҷоҳу хатарро?
В-агар гӯйӣ: «Зар аз ман, зӯр аз ту»,
Фиреб аст ину доме коргарро.
Чу зӯр аз ман бувад, зар ҳам зи ман шуд,
Чаро к-ин зӯр пайдо карда зарро.
Ту он музд аз куҷо додӣ, ба ҷуз он
Ки истимор кардӣ ранҷбарро?
Баҳои он матоъеро, ки муздур
Ба эҷодаш хурад хуни ҷигарро.
Ту даҳ по мебарӣ, муздур як по,
Бубин андозаи зулми башарро!
На коре кардию не ранҷ бурдӣ,
Чӣ ҳақ дорӣ ту саҳми бештарро?
Чу кор аз мо бувад, ҳосил ҳам аз мост,
Ту дузди ҳосили шахси дигарро.
Зи ранҷи коргар доранд шоҳон
Ҳамон тахти зару тоҷу камарро.
Хуш он рӯзе, ки ҷойи шеру хуршед
Бубинам байрақи досу табарро!

Боку, июни 1922

Нози бутон дили фуқароро кабоб кард,
Бояд ба зидди лоларухон инқилоб кард.
Ҳеҷ аз нуфузи ҳусни бутон аз миён набурд,
Дос арчи қасри подшаҳонро хароб кард.
Муздури бенаво бари ҳар дилбаре, ки рафт,
То дид дасти холияш, ӯро ҷавоб кард.
Як ранҷбар зи васли бутон комёб нест,
Ин ноҳисобро ба чӣ бояд ҳисоб кард?
З-ин пеш ман ба сина диле доштам чу санг,
Онро ҷафои лоларухон охир об кард.
Аз нанги дин зи давлати соқӣ шудам халос,
Рӯяш сафед бод, бародар, савоб кард.
Эй шоҳиди камун, ту амири дили манӣ.
Қурбони он касе, ки туро интихоб кард.

Боку, июли 1922

Ҳар он ки номи Худо мебарад, бидеҳ ба манаш,
Ки доди худ биситонам ба муште аз даҳанаш.
Ду дасти фаъла Худои вай асту заҳмат – дин,
Бисоти хоку басити замин бувад ватанаш.
Зи бас арақ ба тани фаъла хушк гардидаст,
Ҷудо намешавад асло зи пӯст пераҳанаш.
Бубин, чӣ сон зани доро ба ноз парвардаст,
Ки ранҷа мешавад, ар барги гул халад ба танаш.
Тамоми моҳасали умри фаъла пераҳанест,
Ки он ҳам аз паси ҷон бохтан бувад кафанаш.
Ба коми хоҷа бувад захр шеъри Лоҳутӣ,
Ба чашми фаъла бубин, шаҳд резад аз суханаш.

Боку, июли 1922

Ҷонам фидои ранҷбари инқилобкун,
По путку дос кохи ситамро харобкун.
Бояд ба зидди синфи тавонгар қиём кард,
Ман андар ин муборизаам фатҳибобкун.
Донӣ, ки чист ҷинси ғанӣ? Сад ятимро
Ҳар дам зи ҳасрати лаби ноне кабобкун!
Ман кистам? Муборизи синфи ситамкашон,
Аз шоху шайху хону Худо иҷтинобкун.
Донӣ, ки кори умдаи шайху кашиш чист?
Даллолии тавонгари мардумазобкун.
Оҳанги иттиҳоду давоми матонат аст
Асбоби фатҳи коргари эътисобкун.
Дин чист? Корчоққуни синфи ағниё,
Занро залили марду асири ниқобкун.
Ҳар ранҷбар, ки дохили дар фирқа нест, кист?
Бар ранҷи хешу роҳати доро шитобкун.
Дар базми ом рақсаду дар май шино кунад,
Пул ар диҳӣ ба зоҳиди парҳез аз обкун!?

Боку, июли 1922

Ноз аст фақат кори ту бо мову дигар ҳеҷ,
Хун дида зи дастат дили донову дигар ҳеҷ.
Чун мум шавад об зи таъсири нигоҳат,
Дорад дилам аз чашми ту парвову дигар ҳеҷ.
Дар рӯйи замин дарди маро нест давое
В-ар ҳаст, бувад васли ту танҳову дигар ҳеҷ.
Аз мардумию раҳму шараф баҳра надорад,
Пул аст фақат мазҳаби дорову дигар ҳеҷ.
Моро дигар аз дӯзахат, эй шайх, матарсон,
Дорӣ ту ҳамин оруқи беҷову дигар ҳеҷ.
Озодию роҳат шудани ранҷбарон аст
Мақсуди ман андар ҳама дунёву дигар ҳеҷ.
Бешак бувад озодкуни фаълаву деҳқон
Дасти ваю бозуи тавонову дигар ҳеҷ.
Кӯтоҳ кунад дасти ситамро зи сари халқ
Ташкили ҳамин фаълаи бепову дигар ҳеҷ.
Гар во бигузорӣ ба худаш уҷрати муздур
Аз хоҷа бувад ваъдаи «фардо»-ву дигар ҳеҷ.
Асбоби наҷоту зафари коргарон аст
Подорию тавҳиду тақаллову дигар ҳеҷ.

Боку, августи 1922

Ҳеҷ чизе дар ҷаҳон беҳтар зи ишқи пок нест,
Сад ҳазорон ҳайф, к-он ҳам дар басити хок нест.
Сидқу кизби ҳар кӣ бо як ҷуръа май ифшо шавад,
Нутфаи поке ба олам ҷуз ба пушти ток нест.
Бодаро вел карда, дар дунболи оби Кавсар аст,
Дар ҷаҳон гумроҳтар аз шайхи беидрок нест.
Хотири маҳзун басе бошад дар ин гетӣ, вале
Ҳеҷ дил ҳамчун дили пурдарди ман ғамнок нест.
То ба кай, эй бемурувват, бар дилам оташ занӣ?!
Сӯхтам, охир тани бадбахти ман хошок нест.
Бо қувои фаъла мори рӯдаро созанд сер,
Ҳеҷ доро дар шақоват камтар аз Заҳҳок нест.
Ҳарчи баҳри рафъи ҳоҷат мехарӣ, бошад мубоҳ,
Тоҷирӣ, гар ин харид аз баҳри истеҳлок  нест.
Эътиқоди ағниё ин аст, к-андар рӯзгор
Фаъла мӯҳтоҷи хӯроку лоиқи пӯшок нест.
Ҷанг бо ашрофро бар ӯҳдаи ӯ вогузор,
Андар ин майдон чу Лоҳутӣ касе чолок нест.

Боку, августи 1922

Зулмҳоеро, ки аз синфи тавонгар дидаам,
Бадтар аз шоҳам, зи ҷинси ҷонвар гар дидаам.
Гар нависам шарҳи он, аз сад китоб афзун шавад
Он хиёнатҳо, ки аз дастору афсар дидаам.
Аз барои манфиат бо фатвии шайху кашиш,
Дастҳо оғушта дар хуни бародар дидаам.
Дар муҳити буржуозӣ заҳмати озод нест,
Эй басо сарҳо, ки ғалтон аз пайи зар дидаам.
Духтари шашсоларо дар коргаҳ аз баҳри нон
Чордаҳ соат ба заҳмат, бал фузунтар дидаам.
Коргарҳоро даруни кону андар чоҳи нафт,
Хоҷаро бо ёри симинбар ба бистар дидаам.
Ҳеҷ хайре дар наҷоти тӯдаи заҳматкашон
Не зи ноқусу на аз «Аллоҳу акбар!» дидаам.
Муддаиро гӯ: - бирав, фикре ба ҳоли худ бикун,
Ман аз ин сон рӯзҳои бад муқаррар дидаам.
Фикри Эрон бош, Лоҳутӣ, ки ман дар он диёр
Гургро чӯпону раҳзанро калонтар дидаам.

Боку, августи 1922

Эй рафиқон, мужда! – дигар ҷон зи банди ғам раҳо шуд,
Бо дилам он дилбари бегонапарвар ошно шуд.
Инқилоб охир ба васли ӯ муваффақ кард дилро,
Ин зафар қисмат на аз таъсири нафрин ё дуо шуд.
Масҷиду дайру калисо маркази тадлис бошад,
Мушти зоҳид, то ки по бинҳод дар майхона, во шуд.
То ки шуд мавзӯи синфу баҳси истимор пайдо,
Фитнаи дину ватан дар пеши олам бармало шуд.
Ҳам қазову ҳам қадар дар бозувони мард бошад,
Хун надорад, ҳис надорад ҳар кӣ розӣ бар ризо шуд.
Гуфт: - «Лоҳутӣ, чӣ овардӣ ба қурбонгоҳи фаъла?»
Гуфтам: -«Ин ҷо ним ҷоне доштам, он ҳам фидо шуд».
Гуфт: - «Нодарвеш, як ҷон додию сад бор гуфтӣ!»
Гуфтамаш: - «Бигзар аз ин тақсир! Эй валлоҳ, хато шуд!»

Боку, августи 1922

Гар чарх ба коми мо нагардад,
Коре бикунем, то нагардад.
Гӯем ба ӯ: «Мутеъи мо гард!»
Ё мегардад ва ё нагардад.
Гар гашт, хуш аст, варна мо даст
Аз ӯ накашем, то нагардад.
Ҳаргиз қади мардумони озод
Бо ҳеҷ фишор «то» нагардад.
Дар панҷаи иқтидори мардон
Набвад гираҳе, ки во нагардад.
Гар мард фано шавад ба гетӣ,
Ҳаргиз асараш фано нагардад.
Лоҳутӣ агар бимирад аз ранҷ,
Таслим ба ағниё нагардад.

Боку, сентябри 1922

## Дар Калкатта

- Расадбон, тӯп ҳозир, оташафшонҳо ба ҷойи худ,
Сипоҳ омодаи иҷрои ҳар амре, ки фармоӣ!
- Ту марди оқилӣ, бояд ба хубӣ саъй бинмоӣ,
Дар ин хидмат ба ҷоҳу обрӯйи худ бияфзоӣ.
Бикӯш имрӯз, то бинанд он сагҳо сазои худ!
- Расадбон зинда бод! Аз чор ҷониб мекунем оташ,
Чунон ки як нафар ҳам зинда аз ашрор нагзорем.
В-агар фармон диҳӣ, Калкаттаро аз реша бардорем.
Бале, саркор! Мо сарбози шоҳему шараф дорем.
Расадбон: - Офарин! – Бар шонааш дасте заду гуфташ:
- Дили сарбоз? – Чун пӯлод, - Фикраш? – Хидмати давлат.
- Вале онҳо мусаллаҳ нестанд, ин бад асар дорад.
- Сипоҳӣ тобеи ҳукм аст, аз инҳо кай хабар дорад!...
(Расадбон худ ба худ): - Аммо агар биҷҳад аз ин ғафлат?...
Қаровул сӯт зад, яъне ки меоянд ёғиҳо.
Ниҳон дар пушти сангар! -  Дод соҳибмансаб ин фармон.
Сипоҳӣ музтариб, мардон тамошогар, занон ҳайрон.
Ба ҷойи ёғиён, аммо ҳазорон мардуми урён.
Ҳама бо чеҳраи зарду лаби хушку тани ларзон.
Зану фарзанди мазлумон, на ёғиҳо, на тоғиҳо.
Ҷилавхони сарои ҳукмрон пур шуд зи муздурон.
Дар он сесад ҳазор одам набуд асло тане фарбеҳ.
Ҳама фарёд мекарданд: -«Султон шоду рӯзаш беҳ!
Саре як нон ба музди мо ба ҳар рӯзе фузунтар деҳ!»
Ҷавоби ҷумларо фармони «Оташ!» дод фармондеҳ,
Пас аз лахте набуд ҷуз куштаву хун андар он майдон.

Москва, марти 1923

## Гар бихоҳӣ, метавонӣ

Коргар! Дафъи ҷафоро гар бихоҳӣ, метавонӣ.
Қатъи бехи ағниёро гар бихоҳӣ, метавонӣ.
Чун ту ободаш намудӣ, боз ҳам вайрон намудан
Ин ҷаҳони пурсафоро гар бихоҳӣ, метавонӣ.
Ганҷи дороёни дунё ҳосили ранҷи ту бошад,
Дафъи фақри ҳар гадоро гар бихоҳӣ, метавонӣ.
Афви ҷинси муфтхӯр дар мавқеи шӯриш хато буд,
Боз ҷуброни хаторо гар бихоҳӣ, метавонӣ.
Сонеи ҷинсӣ туву бозор дар ҳукми ту бошад,
Бешу кам кардан баҳоро гар бихоҳӣ, метавонӣ.
Ту ба по кардӣ ҷаҳонро, холиқи ҳастӣ ту ҳастӣ,
Муфтазеҳ номи Худоро гар бихоҳӣ, метавонӣ.
Бо каме таътил дар рӯйи замин ифшо намудан
Кизби шайхи беҳаёро гар бихоҳӣ, метавонӣ.
Қудрати комил ба дасти туст, эй дониш, мадад кун,
Бениёз аз ҳар кӣ моро гар бихоҳӣ, метавонӣ.
Дар раҳат, эй фаъла, Лоҳутӣ фаровон ранҷ бурда,
Роҳати ин бенаворо гар бихоҳӣ, метавонӣ.

Москва, марти 1923

## Эй деҳотӣ

Хоҳӣ ар озодӣ аз зулми тавонгар, эй деҳотӣ,
Муттаҳид шав бо деҳотиҳои дигар, эй деҳотӣ.
Тарки мавҳумот кун, таҳсили илму фазл бинмо,
В-арна маҳват мекунад шайхи бадахтар, эй деҳотӣ.
Ҳеч медонӣ, бувад маҳсули кору заҳмати ту
Неъмату осоиши дунё саросар, эй деҳотӣ?
Гар на аз ранҷи туву фаъласт, синфи муфтхӯрҳо
Аз куҷо доранд ганҷи дурру гавҳар, эй деҳотӣ?
Ман зи беномусии мулло, ки ӯро мепарастӣ,
Нуктае гӯям, машав аз ман мукаддар, эй деҳотӣ.
Ҳеҷ шармат н-ояд аз расми араб, к-аз рӯйи шаҳват
Духтари нӯҳсоларо бидҳад ба шавҳар, эй деҳотӣ?
Хоҷаро бар ранҷбар он сон мусаллат карда ин дин,
К-аз раият ришва мегиранд духтар, эй деҳотӣ.
То ба кай ашрофи беинсоф баҳри нафъи шахсӣ
Ҳамчу ҳайвонҳо фурӯшандат ба ҳар хар, эй деҳотӣ.
Тез бо сӯҳони ташкилот кун доси зафарро,
Баркан аз бун бехи маллоки ситамгар, эй деҳотӣ.
Даст аз ту, кор аз ту, хок аз ту, об аз ту,
Муфтхӯрҳо пас чӣ ҳақ доранд дигар, эй деҳотӣ?
Ҷунбише кун, хешро озод бинмо з-ин асорат,
В-арна ҳоли туст рӯз аз рӯз бадтар, эй деҳотӣ.
Муттаҳид бо коргарҳо бошу бунёди ситамро
Маҳв кун бо чаккушу доси ҳунарвар, эй деҳотӣ.
Хез аз ҷову ба худ ою ба майдон рав, зафар кун,
З-он ки бе кӯшиш нагардад кас музаффар, эй деҳотӣ.
Гар ки аз дунё барафтад расми истисмори заҳмат,
Мешавад олам раҳо аз фитнаву шар, эй деҳотӣ.
Ҳосили ранҷи туву фаъласт неъматҳои дунё
В-ин ҳама симу зару аврангу афсар, эй деҳотӣ.
Ағниё серанду шод аз ҳосили ранҷи туву ту
Доимо ҳастӣ парешонҳолу музтар, эй деҳотӣ.
Бин чӣ сон ашроф дар вақти хатар ҳастанд якдил,
Пас ту ҳам бо фаъла якдил бош дигар, эй деҳотӣ.
Бе хилофи мазҳабу мулку лисону дину одат
Фаълаҳо ҳастанд дар ҳар ҷо бародар, эй деҳотӣ.
Баҳри истисмори синфи ранҷбар дар дасти доро
Бошад ин дину ватан шамшеру ханҷар, эй деҳотӣ.
Фаъла дар ҳар дину ҳар ҷо ҳаст маҳкуми тавонгар,
Ё ба ҳукми хоҷу ё фатвои минбар, эй деҳотӣ.
Оятулкурсӣ махон! Хоҳӣ агар дарси раҳоӣ,
Шеъри Лоҳутӣ бибояд хондан аз бар, эй деҳотӣ.

Москва, майи 1923

## Утоқи ман

Манзилам дар «Тавилаи кӯҳна»,
Ҷониби Орбот, хонаи сиву ҳафт,
Мартабаи панҷ, утоқи нумраи ҳашт,
Собиқан буда меҳмонхона.

Чор ҳамсоя баччаҳо зоданд,
Тоза, болову рӯ ба рӯ, чапу рост,
Вақу вақ аз чаҳор сӯ бархост,
То зи махраҷ ба хишт афтоданд.

Ҳеҷ дидӣ, харе чу сура кунад,
Табаият кунанд аз ӯ харҳо.
Ҳама бо ҳам зананд зери садо,
Он садое, ки рӯҳ арра кунад.

Баччаҳо низ ҳоли хар доранд, -
Чун якешон ба зери гиря занад,
Дигаре то шунид, гиря кунад,
Мухтасар, сахт дарди сар доранд.

Ман худ аз асл зору беморам,
Асабонӣ дучори таб шабу рӯз.
Баччаҳо низ қуз бар сари қуз,
Ё ки болои бор, сарборам.

Дуқулу зода он зани боло,
Ҳар ду чун баччагурба бозикун.
Чун ба бозӣ шаванд гарм онҳо,
Хонаро гӯиё кананд аз бун.

Лагад аз бас ба сақфи хона зананд,
Мех гӯйӣ ба мағзи ман кӯбанд.
Модарон низ гарми ошӯбанд,
Виру вир субҳу шом чона зананд.

3-ин гузашта, ду ҳафта аз ин пеш
Дузд зад бар утоқи нумраи даҳ.
Соҳиби хона одаме аблаҳ,
Пирмарде хабису зиштандеш.

Чашм аз коинот пӯшида,
Сӯйи занаш ба сокинин бошад.

Фикри пирона инчунин бошад,
Баду ноҷуру нописандида.
Гарчи ин ҷо зи марду аз занҳо
Ҳеҷ чизе надида ҷуз некӣ.
Боз, чун дузд, туи торикӣ,
Дар камин аст рӯзу шаб танҳо.

Пеши ҳар кас, ки меҳмон бошад,
Ӯ ба тафтиши ҳол пардозад.
Меҳмонро ба шубҳа андозад,
К-ин ба таҳрики мизбон бошад.

Давр то давр қилу қол бувад,
Ману осоиш? Ин маҳол бувад!
Роҳи девонагист мепӯям,
Ки дар ин ҳол шеър мегӯям.

Москва, августи 1923

Зиллати муздурро саркор медонад магар?
Заҳмати сарбозро сардор медонад магар?
Дин ба дасти соҳиби сармоя як бозича аст,
Дини ӯ, ҷуз дини истисмор, медонад магар?
Раҳм аз мунъим талаб манмой дар ҳаққи фақир,
Ғайри зулму заҳмату озор медонад магар?
Масҷиду дайру калисо доми деҳқонон бувад,
Қиблае молик ба ҷуз анбор медонад магар?
Солҳо дур аст аз роҳи шараф сармоядор,
Ӯ раҳе ғайр аз раҳи бозор медонад магар?
Бесаводӣ боиси бадбахтии заҳматкаш аст,
Ин шикори масҷиду дарбор медонад магар?
Пули соҳибкору он олоти истеҳсоли ӯ
Ҳеҷ бошад бе қувои кор, медонад магар?
Неъмату ободии дунё зи  досу кӯбак аст,
Ин шарафро сабҳа ё зуннор медонад магар?
Шеъри Лоҳутӣ бувад осори синфи ранҷбар,
Духтари Эрон аз ин осор медонад магар?

Москва, сентябри 1923

Не малак ҳасту на шайтон ҳасту не додор ҳаст,
Дар ҳама дунё фақат заҳмат ва истисмор ҳаст.
Буржуозӣ ҳаргиз аз Мағриб нахоҳад рахт баст,
То ки чун Машриқ ба дасташ доимо бозор ҳаст.
Баҳри истеҳкоми истибдоду истисмори халқ
Ҳоҷати сарнайза набвад, сабҳаву зуннор ҳаст.
Аз барои ҳилаи мардум ба дом андохтан
Чизи дигар нест лозим, хирқаву дастор ҳаст.
Маҳбасу фаррош баҳри ҳабси занҳо бехуд аст,
Чодири нанги сиёҳу шайхи «ғайратдор» ҳаст.
Кӯдакони ранҷбар мӯҳтоҷи нони холианд,
Ағниёро мурғҳо дар суфра ҳар ифтор ҳаст.
Қиссаи ғилмону ҳури шайхро бовар макун,
Аҳли шаҳватро аз ин афсонаҳо бисёр ҳаст.
Манъи Лоҳутӣ абас бошад зи кори инқилоб
То ки ӯро фикру табъе саркашу саршор ҳаст.

Москва, сентябри 1923

Табиб ранги маро хуб диду ҳеҷ нагуфт,
Гирифт набзаму оҳе кашиду ҳеҷ нагуфт.
Шунид духтари Эрон хабар зи озодӣ,
Арақ зи ҳар сари мӯяш чакиду ҳеҷ нагуфт.
Ба пири майкада рамзе зи радио гуфтам,
Даруни хирқа ба ҳайрат хазиду ҳеҷ нагуфт.
Ба нола мурд фақире миёни кӯча зи ҷӯъ,
Тавонгаре ҳамаро мешуниду ҳеҷ нагуфт.
Зи хобгоҳи ғанӣ дид аксе оҳангар,
Ба фикр ғарқ шуду дам дамиду ҳеҷ нагуфт.
Зи ман муборизаи синфи коргар чу шунид,
Сиёҳ шуд, лаби худро газиду ҳеҷ нагуфт.
Зи ранҷи коргарон хоҷаро хабар кардам,
Пиёлаи маи худ сар кашиду ҳеҷ нагуфт.
Ба пеши шайх кушудам китоби Лоҳутӣ,
Бараҳнапо сӯи масҷид давиду ҳеҷ нагуфт

Москва, сентябри 1923

Коргарҳоем, дунёро бапо мо мекунем,
Ҳар чиро бинӣ дар ин дунё, ба ҷо мо мекунем.
Қасрҳову тахтҳову тоҷҳо осори мост,
Бинӣ ар ободие дар ҳар куҷо, мо мекунем.
Ин чароғи барқу роҳи оҳану мошин зи мост,
Аз саноеъ сарзаминро пурсафо мо мекунем.
Синфи худро муттаҳид созем дар рӯи замин,
Ҷанг бар зидди суфуфи ағниё мо мекунем.
Мо на мӯҳтоҷи илоҳему на миннатдори шоҳ,
Хешро бо дасти хоси худ раҳо мо мекунем.
Ин ҷаҳони зулмро вайрон кунем аз беху бун,
Ҷои он дунёи озоде бино мо мекунем.
Аз муҳити кор мавҳумотро берун кунем,
Ҷаҳлро маҳву хирадро раҳнамо мо мекунем.
Ин ҷаҳонро якнасақ созему аз ҳар синф пок,
Фитнаи дину ватанро бармало мо мекунем.
Гӯ ба Лоҳутӣ, ки синфи фаъла пуштибони туст,
Осмон гар бо ту нанмояд вафо, мо мекунем.

Москва, октябри 1923

Вайрон шавад бинои ҷаҳон бе вуҷуди мо,
Гулзори ҳастӣ аст хазон бе вуҷуди мо.
Мо аз нажоди ранҷбару синфи фаълаем,
Фонӣ шавад замину замон бе вуҷуди мо.
Бо ман бигӯ: башар чӣ таматтӯъ аз он барад,
Гирам, ки бошад оби равон бе вуҷуди мо?
Мо боиси бақои банӣ навъи одамем,
Ин ҷинс меравад зи миён бе вуҷуди мо.
Дарсу китобу дафтару дониш зи ранҷи мост,
Набвад зи илм ному нишон бе вуҷуди мо.
Асбоби  зиндагӣ ҳама аз мо шавад падид,
Бемаънӣ аст сурати ҷон бе вуҷуди мо.
Он нокасон, ки саъй ба имҳои мо кунанд,
Монанд худ ба ҷой чӣ сон бе вуҷуди мо?
Доро чаро ба мурдани мо ҷаҳд мекунад?
Бо он ки зиндагӣ натавон бе вуҷуди мо.
Тайёраҳову киштию мошин шаванд маҳв
Бо коргоҳу ҷинсу дукон, бе вуҷуди мо.
Ҳар олате, ки манфиате з-он шавад падид,
Ҳеч аст, ҳеч, хоҷа, бидон, бе вуҷуди мо.
Лоҳутию рубоию шеъру ғазал бувад
Мавҳум, чун ҳадиси ҷанон, бе вуҷуди мо.

Москва, октябри 1923

Коргарҳоем мо, иншои дунё кори мост
В-он чи ҳам дар ҷумла олам ҳаст барпо, кори мост.
Ин ҳама олоти ҷангиро, ки синфи муфтхӯр
Кор андозад ба зидди тӯдаи мо, кори мост.
Кохи Вотикон, сарои Ландану қасри Қаҷар
В-он зиреҳи нуқра, айвони муталло кори мост.
Ин ҳама зиндону бандеро, ки насли ранҷбар
Ҷон диҳад дар он ба нафъи синфи доро, кори мост.
Кист соҳибхона? Эй зоҳид, бирав, мӯҳмал магӯ!
Хонақоҳу масҷиду дайру калисо кори мост.
Бе вуҷуди мо чу ҳеҷ асбоби касби илм нест,
Метавон гуфтан, ки аслан илми доно кори мост.
Ҳар чи санъат, ҳар чи неъмат дар ҳама олам бувад,
З-аввали дунёву аз ин баъду ҳоло кори мост.
Ваҳдати синфӣ миёни тӯдаи заҳмат бувад,
Бурҷи Эйфел, хонаҳои Шарқи ақсо кори мост.
Маҳви ин дунёи зулму халқи дунёи наве,
Холӣ аз ҳар синфу бе аълову адно кори мост.
Шоири ширинзабони Порс медонист кош,
К-оби Рукнободу гулгашти Мусалло кори мост.
Шеъри Лоҳутӣ чӣ хуш собит кунад, к-андар ҷаҳон
Тоҷи Қайсар, тахти Хоқон, тоқи Касро кори мост.

Москва, ноябри 1923

Ту, к-андар васлӣ, дарди ҳиҷронро чӣ медонӣ?
Ту, к-андар пеши ҷононӣ, ғами ҷонро чӣ медонӣ?
Тамоми умри худ, эй хоҷа, ҷуз роҳат надидастӣ,
Ту қадри заҳмати муздуру деҳқонро чӣ медонӣ?
Фақат виҷдони ту пул асту онро дорӣ, эй доро,
Ту дигар маънию мафҳуми виҷдонро чӣ медонӣ?
Ҳама маҳсули деҳқонӣ ба анбори ту мерезад,
Ту дигар, эй тавонгар, қимати нонро чӣ медонӣ?
Ту к-андар хона ҳам санҷобу хаз, ҳам пӯстин дорӣ,
Тани урёну сармои зимистонро чӣ медонӣ?
Туро рӯҳест пок, эй ранҷбар! Дар ҷомаи тақво
Фасоди зоҳиди олудадомонро чӣ медонӣ?
Ба ҷилди саг ҳазорон гург дорад шоҳ дар галла,
Хиёнат кардани ин гуна чӯпонро чӣ медонӣ?
Ту, эй заҳматкаши иқлими Шӯро, дар амон ҳастӣ,
Фишори молику бедоди аъёнро чӣ медонӣ?
Туро, эй муддаӣ, чун нест эҳсосоти Лоҳутӣ,
Ғами заҳматкашони хоки Эронро чӣ медонӣ?

Москва, ноябри 1923

## Тӯдаи заҳмат

### Тарона

Тӯдаи заҳмат, баровар
Сар зи хоби дусад қарни мавҳум.
Чашм бикшо, гӯш, бишнав
Бонги шайпури дунёи мазлум.

Кӯҳна дунёи ситам
Лоиқи инҳидом аст,
Интиқом аз он, аз он!

Не шаҳону не амирон,
Баҳри мо ҳеҷ кас додрас нест.
Ҷуз фидокорию кӯшиш,
Ҳомии ранҷбар ҳеҷ кас нест.

Кӯҳна дунёи ситам
Лоиқи инҳидом аст,
Интиқом аз он, аз он!

Ҷойи тира байрақи зулм
Байрақи сурх поянда гардад.
Досу чаккуш, кору заҳмат
Дарси ахлоқи оянда гардад.

Кӯҳна дунёи ситам
Лоиқи инҳидом аст,
Интиқом аз он, аз он!

Ҷумла олам гӯ бидонад
Ҷанги мо ҷанг бар зидди ҷанг аст,
Кӯшиши мо, ҷӯшиши мо
Н-аз пайи шӯҳрату ному нанг аст.

Кӯҳна дунёи ситам
Лоиқи инҳидом аст,
Интиқом аз он, аз он!

Москва, 1923

## Чамани сӯхта

Решаҳои санавбару шамшод,
Пару боли зиёде аз булбул,
Барги хушке се-чорто аз гул,
Радди пое зи чанд тан сайёд.

Ҳар кӣ бинад, яқин кунад, к-ин ҷо
Чамане буда, шубҳа нест дар ин.
Сабзаҳо сӯхта, замин хунин,
Чанд тир аз шикорчӣ бар ҷо.

Рӯди сурхе миёни он ҷорӣ,
Сурх аз ранги хуни аҳли чаман.
Ҳар тараф чуқа-чуқа зоғу заған,
Гоҳ-гоҳе нидое аз зорӣ!

Эй шигифт! Ин кадом боғ буда
Бо ҳавое чунин хушу дилкаш?
В-инчунин боғро кӣ зад оташ,
Мардумаш аз чӣ қатли ом шуда?

Гарчи вайронаест ин гулзор
В-он чи ҳам монда, дуд аз он барпост,
Лек ҷое муҳим бувад, пайдост,
Пур зи таъриху қидмати осор.

Гулаш ар сӯхтасту пажмурда,
Бӯи хубаш баҷост ҳоло ҳам.
Тоқаш арчи шикастҳо хӯрда,
Пояаш боқӣ асту мустаҳкам.

З-ин алоим, бидуни шубҳа, тамиз
Метавон дод, к-инчунин сайёд
Нест ҷуз инглиси бадбунёд
В-ин чаман нест ғайри Мисри азиз!

Москва, декабри 1923

## Сипоҳи Сурх

### Тарона

Синфи ашрофу сармоядорон
Зи нав мекунанд моро абди шаҳон.
Не! Зи Кирмоншаҳон то ба Кирмон
Шӯриш барпо кунанд мардикорон.

Бигзор то Сипоҳи Сурх
Ба шоҳи нав кунад ҳуҷум
Ва мо бо дасти пурпинаи худ
Яксар метозем,
Вайрон месозем
Охирин ӯрдуи истибдодӣ.

Мо заминро кунем дарёи хун,
Тоҷу тахти шаҳро созем нагун!
Мову деҳқоне бо досу кӯбак
Шоҳу ёронашро созем забун!

Бигзор то сипоҳи сурх
Ба шоҳи нав кунад ҳуҷум
Ва мо бо дасти пурпинаи худ
Яксар метозем,
Вайрон месозем
Охирин ӯрдуи истибдодӣ.

Подшаҳ ҳомии муфтахӯрҳост,
Қувваи муҷрии синфи дорост.
Ранҷбар ҳаргиз озод нагардад
То усули подшоҳӣ баҷост.

Бигзор то Сипоҳи Сурх
Ба шоҳи нав кунад ҳуҷум
Ва мо бо дасти пурпинаи худ
Яксар метозем,
Вайрон месозем
Охирин ӯрдуи истибдодӣ.

Нолаи бачаи барзгарҳо,
Оҳи бевазани коргарҳо
Пур намуд ин замину замонро,
Ғайрате, охир, эй ранҷбарҳо!

Бигзор то Сипоҳи Сурх
Ба шоҳи нав кунад ҳуҷум
Ва мо бо дасти пурпинаи худ
Яксар метозем,
Вайрон месозем
Охирин ӯрдуи истибдодӣ.

Роҳати молик аз заҳмати мост,
Ин ҷаҳон яксар аз мо барпост,
Раҳм бар дастаи муфтхӯрон
Дигар аз ҷониби мо беҷост.

Бигзор то Сипоҳи Сурх
Ба шоҳи нав кунад ҳуҷум
Ва мо бо дасти пурпинаи худ
Яксар метозем,
Вайрон месозем
Охирин ӯрдуи истибдодӣ.

Ташкил диҳем сипоҳи заҳматро,
Бишканем зӯри салтанатро.
Муттаҳид мекунем синфи худро,
Хотима медиҳем зиллатро.

Бигзор то сипоҳи сурх
Ба шоҳи нав кунад ҳуҷум
Ва мо бо дасти пурпинаи худ
Яксар метозем,
Вайрон месозем
Охирин ӯрдуи истибдодӣ.

Москва, декабри 1923

Ман на он мардам, ки аз қайди фалак парво кунам,
Чун фалак ман сад ҳазорон хасмро бепо кунам.
Чашми ҷонон бо ишорат боз медорад маро,
Варна бо як ҳамла мушти осмонро во кунам.
Чархро барҳам занам, афлокро созам забун,
Ёр агар изнам диҳад, то остин боло унам.
Осмонро гӯ, ки дигар лофи пурзурӣ мазан,
Вожгун гардӣ, дарафши сурх агар барпо кунам.
Дар ҷаҳон аз ҳеҷ кас мӯҳтоҷи ёрӣ нестам,
Орзӯи хешро бо дасти худ иҷро кунам.
Гап ба синфи ранҷбар додам, ки то охир нафас
Роҳ бар ашроф гирам, ҳамла бар мулло кунам.
Ман на анҷум мешиносам, не қазо, не осмон,
Баҳри ман айб аст, бим аз ҳарфи бемаъно кунам.
Дар фазои худ нахоҳад гар фалак роҳам диҳад,
Як фазо созам ба майли худ, дар он ҷо ҷо кунам.
Хатти машйи ёр, Лоҳутӣ, агар бугзорадам,
Шоҳро овора созам, шайхро расво кунам.

Москва, январи 1924

Шайхи бадбин хурда мегирад ба ман дар меҳри хубон,
Бояд аз майхона ин харро бурун кард, эй ҳарифон!
Дар хароботи муғон то пойи ин бегона во шуд,
Равнақ аз май рафту шавқ аз соқию завқ аз ҷавонон.
Мешавад осоиши моро фасоди ӯ мухарриб,
Мекунад ҷамъияти моро нифоқи ӯ парешон.
Кор бо ин зоҳиди маккор кардан ҳаст мушкил,
Рост гӯям? Зиндагӣ бо мор кардан нест осон.

Москва, январи 1924

**Бархез!**

Эй боиси эҷоди дунё, бархез!
Эй аз ту олам ҷумла барпо, бархез!
Эй кирдигори ҳар чи ашё, бархез!
Эй тӯдаи заҳматкаш, аз ҷо бархез!
Дигар нафас нест,
Фарёдрас нест,
Фикри ту кас нест,
Ҷуз дасти пурзӯру ду бозуи тавоно, бархез!

Ашроф аз ранҷи ту роҳат гаштанд,
Туҷҷор соҳибҷоҳу микнат гаштанд,
Шоҳон хадеви мулку давлат гаштанд,
Ту худ асири зулми доро, бархез!
Дигар нафас нест,
Фарёдрас нест,
Фикри ту кас нест,
Ҷуз дасти пурзӯру ду бозуи тавоно, бархез!

Барҳам зан ин авзои хон – хониро,
Помол кун авранги султониро,
Бар ҷилва овар доси деҳқониро
Эй putки оҳангар, ба ҳайҷо бархез!
Дигар нафас нест,
Фарёдрас нест,
Фикри ту кас нест,
Ҷуз дасти пурзӯру бозуи тавоно, бархез!

Ту холиқи болову пастӣ ҳастӣ,
Кай лоиқи ин ҷаҳлу мастӣ ҳастӣ?
Парвардигори мулки ҳастӣ ҳастӣ,
Эй мулки ҳастӣ аз ту барпо, бархез!
Дигар нафас нест,
Фарёдрас нест,
Фикри ту кас нест,
Ҷуз дасти пурзӯру ду бозуи тавоно, бархез!

Барпо намо шӯрои муздуронро,
Помол кун найранги мағруронро,
Пурзӯр кун бозуи безӯронро,
Эй соҳиби дасти тавоно, бархез!
Дигар нафас нест,
Фарёдрас нест,
Фикри ту кас нест,
Ҷуз дасти пурзӯру ду бозуи тавоно, бархез!

Москва, январи 1924

## Дар фабрикаи сармоядорон

Аз зардии рух, ларзиши тан, ҷунбиши қалбаш
Дарбон ба шак уфтоду ба тафтиш бипардохт.
Якчанд калоф аз бағали ӯ бадар андохт
В-он гаҳ ба асас шиква намуд аз пайи ҷалбаш.

- Абрешим? Оҳо! Дузд, дағал, хоина, ғаддор!
Номат чия? – Нурия – Маҳал? – Охири ин шаҳр,
Он ҷо, каме аз ҷониби чап, он тарафи наҳр.
- Номи падарат? – Мурд. – Мараз? – Заҳмати бисёр.

- Модар?
Ҳаяҷон, гиря, ғазаб, хиҷлати номус.
Он духтараки коргари ёздаҳсола
Бо ҳолати махсус ба як кӯдаки маъсум
Шарм омадаш аз модару уфтод ба нола.
Маҳкум шуду тазкирааш ботилу маҳбус.

Берун шудан аз хидмату расвоиву зиндон,
Бо ин ҳамаву гурснагӣ дошт таҳаммул.
Бар фақри ниё лек чу мекард тааммул,
Мехост, ки берун равад аз пайкари ӯ ҷон.
- Инҳо ҳама саҳл аст, вале кор шуд аз кор,
Модар, ки мариз асту ниё гурсна мондаст.
Эй вой!... Яқин моликаш аз хона бирондаст.
Ин тухми бадӣ, оҳ, кӣ дар даҳр фишондаст?
Нобуд шавад қудрати сармояи ғаддор!

Москва, феврали 1924

## Ваҳдат ва ташкилот

Сару рише натарошидаву рухсора зард,
Зарду борик чу най.
Суфрае карда ҳамоил, патуе бар сари дӯш,
Жандае дар тани вай.
Кӯҳна печида ба по, чунки надорад попӯш,
Дар сари ҷодаи Рай
Чанд қаззоқи савор аз паяш, олуда ба гард.

Дастҳо баста зи пас, пойи пиёда, бемор,
Кӣ равад ин ҳама роҳ?
Магар он марди қавиҳиммати соҳибмаслак,
Ки шиносад раҳу чоҳ.
Хаста буд, гурсна буд, лек намехост кӯмак
На зи шайху на зи шоҳ,
Ба ҷуз аз фаълаву деҳқон на ба фикри дайёр.
Аз саворони мусаллаҳ яке омад ба сухан,
Ки дилаш сӯхт ба ӯ:
- Охир, эй шахси гунаҳкор (чунин гуфт ба вай),
Гунаҳат чист? Бигӯ! –
Бандӣ аз лафзи «гунаҳкор» барошуфт, ба вай
Гуфт: - Эй марди накӯ!
Гунаҳам ин, ки ман аз оилаи ранҷбарам.
Зодаи ранҷаму парвардаи дасти заҳмат,
Наслам аз коргарон.
Ҳарфи ман ин, ки: чаро кӯшишу заҳмат аз мост,
Ҳосилаш аз дигарон?
Ин ҷаҳон яксара аз фаълаву деҳқон барпост,
На ки аз муфтхӯрон.
Ғайр аз ин ман зи гуноҳи дигаре бехабарам.
Дигаре гуфт, ки: - Гӯянд, ту ошӯбкунӣ,
Зидди қонуну ватан.
Душмани шоҳию бединию даҳримазҳаб,
Ҷангҷӯ, фитнафикан.
Парда аз кор барандозу мапечон матлаб,
Ростӣ гӯй ба ман.
Ту магар ошиқи ҳабсу кутаку табъидӣ? –
- Тундтар медавӣ аз ман, агар огоҳ шавӣ, -
Додаш ин гуна ҷавоб!
- Ин замон «давлату дин» олати ашроф бувад,

Ранҷбар лухту кабоб.
Саги хон бо ҷули махмал. Бигӯ, инсоф бувад?
Хонаи ҷаҳл хароб!
Ҳила аст ин суханон, кошки мефаҳмидӣ!
Ин ибороти муталло ҳама мавҳумот аст,
Банди роҳи фуқаро.
Чист қонуни кунунӣ, хабарат ҳаст аз ин?
Ҳукми маҳкумии мо.
Баҳри озод шудан, дар ҳамаи рӯйи замин,
Аз чунин зулму шақо, -
Чораи ранҷбарон ваҳдату ташкилот аст.

Москва, феврали 1924

Шайх гӯяд: - адл бояд бошаду бедод ҳам,
Дар ҷаҳон инсоф ҳам фарз асту истибдод ҳам.
Мутлақо боист бошад ҳам гадо, ҳам молдор,
Воҷиб аст аз ҳикмати ҳақ сайд ҳам, сайёд ҳам.
Ҷинси золим ҳаст лозим, то ҷаҳон сӯзад ба зулм,
Коргарҳо, то ки дунёро кунад обод ҳам.
Лек ман гӯям, ки бе заҳматкашон вайрон шавад
Ландану Порису Берлин, Басраву Бағдод ҳам!
Пеши мо чизе муқаддастар зи заҳмат нест, лек
Бояд аз рӯйи хирад ташхиси заҳмат дод ҳам.
Заҳмат он бошад, ки як ҷинсе аз он ҳосил шавад,
Варна дар куштор заҳмат мекашад ҷаллод ҳам.
Мурда бод ин олами зулму хиёнат, к-андар ӯст
Бенаво ҳам, ағниё ҳам, банда ҳам, озод ҳам!
Зинда бодо путку доси тӯдаи заҳмат, ки он
Созад аз нав оламе бесинфу беаздод ҳам!
Ошиқи заҳмат туӣ, Лоҳутӣ, ин сон ишқро
Кас надид аз Вомиқу Маҷнуну аз Фарҳод ҳам.

Москва, феврали 1924

## Марги марди инқилобӣ

Сипоҳи шоҳ самти ҷануби ҷодаи Теҳрон,
Қӯшуни миллӣ андар шаҳри Рашту ҷангали Гелон.
Яке маъмури султон, дигаре маҳкуми Кӯчакхон,
Яке ӯрдуи тоҷу дигаре фармонбари аъён.
Фақат баҳри наҷоти коргар в-озодии деҳқон,
Буд андар дохили ӯрдуи дуввум ҳайате пинҳон.
Шаҳи сонӣ – раиси лашкари «миллӣ» хабар шуд з-он,
Ба худ гуфт: Алҳазар! Ин аз барои ман хатар дорад.

Ҳамин монда, ки ҳамроҳи деҳотиҳои хар гардам,
Пас аз ин шаъну шӯҳрат фаълаи бепову сар гардам,
Надорам кори дигар ғайр аз ин ки коргар гардам,
Пас аз оқоиву фармонравоӣ ранҷбар гардам?...
На!... Ман бояд ки дар таърихи ин даврон самар Гардам.
Дар Эрон шахси аввал, шоҳи бетоҷу камар гардам.
Агар ҳамдасти муште мардуми бесиму зар гардам,
Пас ин ҷоҳу ҷалолу давлату шавкат чӣ хоҳад шуд?

«Бародар кори мо сахт асту душман гашта зӯровар,
Қувои тозае бояд фиристодан ба ҳар сангар.
Биё, то шӯр бинмоем баҳри нақшае беҳтар,
Ба қаззоқон шиносонем худро дафъаи дигар,
Ки то донанд зӯри инқилобиюни номовар…»
Мудири иҷтимоиюн чу хонд ин нома сар то сар,
Биҷаст аз ҷо чу испанде, ки биҷҳад аз сари ахгар.
Рафиқонро намуд огоҳу пас бо фатвии аксар
Ба дидори раиси лашкари «миллӣ» шитобон шуд.

- Ту мекӯшӣ, ки ин кишвар ба чанголи бало уфтад?
Ту мехоҳӣ ки ин киштӣ ба гирдоби фано уфтад –
Ватан дар зери пои коргарҳои гадо уфтад?
Умури мамлакат дар дасти муште ашқиё уфтад?
Сипас ҳар хонадони обрӯманде зи по уфтад,
Бувад ҳар одами боустухоне, бенаво уфтад.
Накутар он ки сар аз ҷисми амсоли шумо уфтад!
Хитоби садри «миллиюн» ба садри иҷтимоиюн.

Ба ӯ Ҳайдар Амӯ-ӯғлӣ дод посух бо лабе хандон,
Ки: набвад инчунин афкори пасте лоиқи инсон.

Зи ранҷи фаълаву деҳқон ҷаҳон гардида ободон,
На миллат ҳасту не Эрон, бидуни фаълаву деҳқон,
Аз ин бигзашта, мо имрӯз дар ҷангем бо султон.
Чу душман рӯ ба рӯ бошад, инон з-ин фитна баргардон,
Вагарна шоҳ хоҳад гашт фотеҳ андар ин майдон!...
Миёни он ду тан ин гуфтугӯҳо буд, то шаб шуд.

Зи ҳабси пешвои худ қувои иҷтимоюн
Парешон буду душман шод аз ин кирдори номавзун.
Аз ин рӯ толеи ӯрдуи давлат гашт рӯзафзун.
Сипоҳи шоҳ рӯ дар ҳамла аз кӯҳсору аз ҳомун,
Шабе торику боду сардиву бӯрон зи ҳад берун.
Ба зиндон ҳоли Ҳайдар з-ин ҳаёҳу буд дигаргун,
Дилаш пеши рафиқон, чашмаш аз зӯри ғазаб пурхун,
Ду дасташ маҳкам аз пас баставу занҷир дар гардан.

Дар он торикии шаб ҳайате ворид ба зиндон шуд,
Сипас барқе бизад кибритею шамъе фурӯзон шуд,
Ба пеши аҳли зиндон садри «миллиюн» намоён шуд.
Сухан кӯтоҳ, Ҳайдар бо рафиқон тирборон шуд…
Чу дар хун ҷисми поки ӯ ба роҳи тӯда ғалтон шуд,
Ғами ҷонаш набуд, дар ғуссаи муздуру деҳқон шуд,
Ба ғайр аз ранги хун аз чашми ӯ ҳар ранг пинҳон шуд,
Замин хун, осмон хун, дашту кӯҳу шаҳру ҷангал хун.

Ба худ мегуфт: - Ҳаққи ранҷбар исбот хоҳад шуд,
Ба мактаб рафтаву дорои маълумот хоҳад шуд,
Раҳо аз қайди куфру дину мавҳумот хоҳад шуд,
Халос аз заҷру банду ҳабсу тазйиқот хоҳад шуд,
Ба зидди ағниё дохил ба ташкилот хоҳад шуд,
Вазир аз аспи чун пил афтаду шаҳ мот хоҳад шуд,
Қувои коргар ҳоким ба мавҷудот хоҳад шуд,
Яқинан досу чаккуш вориси тоҷу нигин гардад!

Зи бас хун рафт аз ҷисмаш, ҷаҳон шакли дигар дидӣ:
Замин дар ларзишу афлокро осимасар дидӣ,
Зи ҳар сӯ сад ҳазорон байрақи хун ҷилвагар дидӣ,
Паси ҳар байрақе афвоҷи синфи коргар дидӣ,
Асоси зулму истисморро зеру забар дидӣ,
Бисоти подшоҳӣ зери пойи ранҷбар дидӣ,
Дар он дам ҷони ширинаш, ки ин нақшу сувар дидӣ,
Бурун шуд аз даҳонаш бо садои: - Зинда… бод… озо…

Москва, марти 1924

Миёни ҳусни туву ишқи ман муомила аст,
Дар ин муомала дил мояи мубодила аст.
Ҷаҳон зи фаъла бапоясту худ, ба фатвии шайх,
Миёни ҷомеа маҳкуми доғи ботила аст.
Дигар ба кишвари Эрон сафар нахоҳам кард,
Чаро ки дузд дар он ҷо амири қофила аст.
Бидеҳ ту пулу бубин чун пиёла мегирад
Имоми шаҳр, ки кораш намози нофила аст.
Умеди дӯстии ранҷбар ба шайх мадор,
Ки ӯ зи неъмати сармоядор ҳомила аст.
Ҷавоби зулми ғанӣ мушти иттиҳод бувад,
Усули мардуми оҷиз шикояту гила аст.
Пур аст кисаи сармоядор аз он зару сим,
Ки дасти фаъла ба таҳсили он пуробила аст.
Зи васли шоҳиди сулҳи умумӣ эман бош,
Ки ҷанги коргарӣ охирин муҷодила аст.
Буто, дигар дили Лоҳутӣ аз ҷафо машикан,
Ки ӯ ба меҳри ту, то зинда аст, якдила аст.

Москва, марти 1924

Бо ҳама нуқсу мавонеъ кор мебоист кард,
Тӯдаи тоҷикро ҳушёр мебоист кард.
Бо садои кору табли санъату шайпури илм
Духтари тоҷикро бедор мебоист кард.
Хоҷагон неъмат зи ранҷи камбағалҳо мехӯранд,
Дафъи ин гургони одамхор мебоист кард.
Чун зи роҳи зулм бар заҳматкашон доро шуданд,
Мулкдоронро ба рӯйи дор мебоист кард.
Камбағалҳои ҷаҳонро муттаҳид бояд намуд,
Ҷанг бо ӯрдуи истисмор мебоист кард.
Бо васоёи Ленин ҳар қавмро дар касби илм
Бо забони модарӣ мухтор мебоист кард.
То ки чархи бахти халқи ранҷбар уфтад ба роҳ,
Бо маориф ҷодаро ҳамвор мебоист кард.
Ранҷбарҳоро ба зӯри илму нирӯи амал
Бохабар аз фитнаи дастор мебоист кард.
Сустию навмедӣ андар роҳи заҳматкаш хатост,
То нафас боқист дар тан, кор мебоист кард.

Москва, марти 1924

Зореъон чанд ҷави муфт ба ҳар хар бидиҳанд,
Ҳосили киштаи худро ба тавонгар бидиҳанд?
Гуфтам: - Эй шайх, ба майхона равӣ ё наравӣ?
Гуфт: - Биллоҳ ба сар меравам, ар зар бидиҳанд.
Гуфтам: - Аз муддаиён пеши ту кӣ маҳкум аст?
Гуфт: - Онон, ки ба ман маблағи камтар бидиҳанд.
Лорд аз шоҳ ватанро ба ду милён мехост,
Пеши худ гуфт: - Гарон аст, харанд, ар бидиҳанд!
Ҳукми дини араб аст ин, ки Худо фармудаст,
Муслимин духтари нӯҳсола ба шавҳар бидиҳанд.
Ҷурми «тақсир», раоёи куҷо ҷуз Эрон,
Нақду ҷинс ар набувад, хоҳару духтар бидиҳанд?
Шайху роҳиб зи ту кӯканд агар, Лоҳутӣ,
Гӯ муҷозоти туро ваъда ба маҳшар бидиҳанд.

Москва, апрели 1924

## Мо ранҷбарзодагонем

Мо ранҷбарзодагонем,
Ободҳ аз мо замин.
Маҳсули сарпанҷаи мост
Тоҷи шаҳону нигин.

Мо бо ситамкаш деҳотӣ
Барпо намудем ҷаҳон,
Кӯшишу ҷонбозӣ аз мо,
Осоиш аз дигарон.

Мо ин ҷаҳони ситамро
Бояд, ки вайрон кунем,
Вайронаи ин ҷаҳонро
Гӯри амирон кунем.

Бедоди сармоядорон
Моро пароканда кард,
Илми ленинӣ дубора
Синфи моро зинда кард.

Эй ранҷбарҳои дунё
Ҳангоми ғайрат расид,
Бар зидди сармоядорон
Якҷону якдил шавед!

Москва, майи 1924

Орзу дорам бубинам ин, ки ман ҳам ёр дорам,
Ғам дигар дар дил надорам, чунки як дилдор дорам.
Аз ҳисобаш фикри ҳар шахси муҳосиб оҷиз ояд,
Дурии айёми ҳиҷронро агар изҳор дорам.
Аз дари дарбору масҷид нагзарам, то метавонам,
З-он ки аз дидори ҷинси муфтхӯрон ор дорам.
Ассало, эй ранҷбарҳо, муттаҳид гардед, чун ман
Ҷанг бо синфи ғанӣ бар зидди истисмор дорам.
Коргар аз дину давлат чунки истисмор гардад,
То бимирам, душманӣ бо масҷиду дарбор дорам.
Эй бародар, зулми доро бар фақиронро чӣ пурсӣ?
Ман ҳикоятҳо аз ин гургони одамхор дорам.
Муддаӣ бо нияти таҳқир мехонад фақирам,
Лек ман бо ифтихор ин гуфтаро иқрор дорам.
Гар Худое ҳаст, золимро чаро мепарваронад?
Бас кун, эй зоҳид, ман ин афсонаро инкор дорам.
Боз шуд фабрику Лоҳутӣ намебандад даҳонро,
Шеър то кай? Дер шуд вақти ман, охир кор дорам.

Москва, июни 1924

Гӯед зи ман ситамгаронро:
Гӯянд видоъ модаронро.
Зуд аст, ки путки коргарҳо
Кӯбад сари соҳибафсаронро.
Вақт аст, ки моликони ғаддор
Тобеъ бишаванд чокаронро.
То чанд қавӣ савор бошад
Аз давлати зулм лоғаронро?
То чанд деҳотиён ба ришват
Бахшанд ба хоҷа духтаронро?
То кай боён зи хуни мазлум
Лабрез кунанд соғаронро?
Эй парчами инқилоб, бипзир
Дар сояи хеш кеҳтаронро!
Эй кавкаби сурх, равшанӣ бахш
Аз ҷилваи хеш хováронро!
Эй байрақи сурх, парда бикшой,
Фурсат мадеҳ ин тавонгаронро!
Эй доси деҳотиён, ҳунар кун,
Гардан бизан ин бадахтаронро!
Эй путки нажоди Кова, бардор
Тоҷи сари ин сабуксаронро!
Бархез, ки рӯбаҳон бидонанд
Зӯру ҳунари ғазанфаронро.
Бархез, ки золимон бубинанд
Бодафраҳи додгустаронро.
Дасти руфақо бигиру бархез,
Имдод бикун бародаронро.
Бархез! Вагарна чун ба фардо
Сафбаста кунанд сафдаронро.
Оранд ба зери ҳукми Шӯро
Дар ҳар ҷое диловаронро,
Шарманда шавӣ, чу боз бинӣ
Он ҷо рухи номоваронро.

Москва, июни 1924

## Дастгоҳи аккосӣ

Ба рӯйи синаи ман дастгоҳи аккосӣ,
Ту ҳамчу қиблаи маъбуд дар муқобили ман.
Талоши сахт намудам, ки акси рӯйи туро
Ба шиша гираму чизе нагашт ҳосили ман.
Зи белаёқатии хеш шармгин будам,
Вале таваҷҷӯҳи дил кард ҳалли мушкили ман:
Бубин, ки акси ҷамоли туро зи шишаи акс
Ба хеш ҷалб намудааст шишаи дили ман.

Москва, июли 1924

Танҳо на ман адиби сухандонам,
Ҷанговару мубориза майдонам.
Ман ҳам ҳарифи тӯпаму тайёра,
Ҳам ошнои чаккушу сандонам.
Дар вақти базм – булбули дастонгӯ,
Дар рӯзи разм – Рустами дастонам.
Дар дасти ман чу хома бувад шамшер,
Чун хома аст ханҷари бурронам.
Буррандаам, аз ин чӣ аҷаб, чун ман
Шамшери дасти фаълаву деҳқонам.
Ғуррандаам, дар ин чӣ сухан, чу ман
Бар зидди зулм зайғами ғажмонам.
Гӯ хасмам аз ситора фузун гардад,
Ғам не, ман офтоби дурахшонам.
Кӯҳам, чӣ бок бошадам аз тӯфон,
Баҳрам, чӣ ҳоҷат аст ба боронам.
Варзидааст панҷаву бозуям,
Тобидааст дандаву сутхонам.
Сарҳо ба вақти маърака аз душман
Чун гӯй фитода дар хами чавгонам.
Шуд борҳо чу Коваи оҳангар
Заҳҳоки зулм баста ба зиндонам.
Ман қаҳрамони лашкари муздурам,
Ман паҳлавони тӯдаи деҳқонам.
Бинҳода зиндагӣ ба кафам шамшер,
То мом лаб гирифта зи пистонам.
Сарнайза хома буду мураккаб хун,
Майдони корзор – дабистонам.
На габру на яҳуду на исоӣ,
На кофирам, на ин ки мусулмонам.
Дунёву синфи фаълаву бозуҳо
Мулки ман асту миллату имонам.
Гардан аз ин ақида намепечам,
Берун кунанд агар ки зи тан ҷонам.
Чун баъзе аз риҷоли сиёсатбоф
Олуда нест ҷомаву домонам.
Кофист дар муҳокима инсофам,
Софист ҳамчу ойина виҷдонам.
Бар мардию дурустию бебокӣ,
Шоҳид бувад вақоеи Эронам,
Ҳам инқилоби кӯтаҳи Табрезам,
Ҳам ҳодисоти умдаи Теҳронам.

Ҳам кори пурҷасорати Кирмоншоҳ,
Ҳам он шуҷоати Қуму Кошонам.
Дирӯз ончунон будаму имрӯз
Дар дасти фирқа хубтар аз онам.
Бо ин ҳама, ғурур надорам ман,
Зеро на худпарасту на нодонам.
Донам, ки бештар зи ҳама кас ман
Мӯҳточи фазлу донишу ирфонам.
Беҳуда нест ин, ки чу мебинанд,
Гирад ҳасад гулӯи ҳасудонам.

Москва, июли 1924

Бе рафиқи ростгӯе кор кардан мушкил аст,
Рост гӯям: - зиндагӣ бе ёр кардан мушкил аст.
Метавон рафтан ба коми шери ғажмон ҳам, вале
Ҷанг бо он наргиси бемор кардан мушкил аст.
Як нафас бо муфтхӯрон безиён натвон нишаст,
Дӯстӣ бо гурги мардумхор кардан мушкил аст.
Зоҳираш як ранг дорад, ботинаш ҳафтод ранг,
Кор бо ин зоҳиди маккор кардан мушкил аст.
Бо ғанӣ гуфтам, ки хуни фаъларо дигар марез,
Гуфт: - аз ман тарки ин кирдор кардан мушкил аст.
Азму ҷаҳд осон кунад ҳар сахтро, Лоҳутиё,
Шаъни инсон нест гӯяд: - кор кардан мушкил аст.

Москва, августи 1924

Дар пеши ёри хеш зи бегона камтарам,
Аз хок низ дар раҳи ҷонона камтарам.
Як зарра дар ҳисоб наёям ба пеши ёр,
Эй хок бар сарам, ки зи бегона камтарам.
Шармандаам макун, дӣ бигиру маро бисӯз,
Яъне чӣ? Ман магар ки зи парвона камтарам?
Изнам бидеҳ, ки зулфи туро оварам ба чанг,
Эй бевафо, магар ки ман аз шона камтарам?
Ё мерасам ба васли ту, ё ғарқи хун шавам,
Охир на ман аз ин дили девона камтарам.
Аз  ҳар гурӯҳ дар сари кӯйи ту маҷмаест,
Инсоф деҳ, ман аз кӣ дар ин хона камтарам?

Москва, сентябри 1924

Эй фаълаи Машриқ, алам̣и сурх ба по кун,
Рӯзи ҳунару кор бувад, тарки дуо кун.
Мавҳуму хурофот ба дур афкану худро
Озод зи дарвешу шаҳу шайху Худо кун.
Ҳар луқма, ки додӣ ту ба ашроф, хато буд,
Баргард аз ин ғафлату ҷуброни хато кун.
Вайрон бикун ин олами бедоду ба ҷояш
Дунёи наве холӣ аз асноф бино кун.
Эй хоҷа, маёзор дигар ранҷбаронро,
Андеша аз ин мардуми бебаргу наво кун.
Ғилмон кӣ бувад? Ҳур куҷоист? Худо чист?
Ин қисса дигар кӯҳна шуд, эй шайх, ҳаё кун.
Ҳай пул ба занҳои Урупо бидеҳ, эй шоҳ
В-ар нест, ҳаволат ба раисулвузаро кун.
Кофӣ нашуд ар ришваи кобинаи Ландан
Молияи Эрон, ки намурдаст, сафо кун.
Аз ғафлати миллат магӯ, ин қисса дароз аст,
Лоҳутӣ, аз ин пас сари ин ришта раҳо кун!

Москва, ноябри 1924

Дар баҳои бӯсае як маҳ дилам хун мекунад,
Ёр тоҷир нест, истисмори дил чун мекунад?
Нон зи ранҷи худ хӯрад деҳқону аз хон шокир аст,
Булъаҷаб, афсонаи дин бин чӣ афсун мекунад?
Зулмро бингар, ки чун дар зери заҳмат пир шуд,
Фаъларо дигар зи хидмат хоҷа берун мекунад.
Шайху шаҳ донӣ чӣ сон ғорат кунанд ин халқро?
Ин ба номи дину он бо зӯри қонун мекунад.
Шоҳи мо бо як нигаҳ бахшид Эронро ба Жорж,
Лайлии моро нигаҳ кун, кори Маҷнун мекунад.
Молдор аз дастранҷи коргарҳо симу зар
Ҳар чӣ афзунтар намояд, зулм афзун мекунад.
Ҳар куҷо ҳар золиме зулме кунад бар ранҷбар,
Чун накӯ бинӣ, ба ҳукми шайхи малъун мекунад,
Зинда бодо инқилоби синфии заҳматкашон,
К-ин асоси зулмро вайрону ворун мекунад.
Парда то бардошт Лоҳутӣ зи рӯйи куфру дин,
Хандаҳо бар аршу фаршу чарху гардун мекунад.

Москва, ноябри 1924

Мубориза шарафу кор ифтихори ман аст,
Наҷоти тӯдаву маҳви ситам шиори ман аст,
Даме шудам зи асорат раҳо, ки донистам,
Раҳокунандаи ман дасти номдори ман аст.
Ба зидди ҳамлаи боён мабин маро танҳо,
Дар ин мубориза чун синфи фаъла ёри ман аст.
Чу нест теғ ба дастам кунун, ба дафъи ситам
Қалам ба кор барам, шоирӣ на кори ман аст.
Зи баъди мурдани ман дидӣ ар заминеро,
Ки шӯъла хезад аз он ҷо, бидон: - мазори ман аст!
Агар ки муфтии шаҳрам ба куфр фатвӣ дод,
Хушам, ки куфри ман асбоби ифтихори ман аст.
Равам ба коргаҳ акнун, бас аст шеър имрӯз,
Нӯҳ аст соату заҳмат дар интизори ман аст.
На бим дораму не эҳтиёҷ, Лоҳутӣ,
Чаро ки такяи ман дар ҷаҳон ба кори ман аст.

Москва, ноябри 1924

Бархез зи хоб, эй санами Шарқ,
Бархезу бапо кун аламі Шарқ.
Бе шахси ту дар роҳи тараққӣ
Ҳаргиз наравад як қадами Шарқ.
Минҳои ту дар ҷумлаи олам
Сифрест ба ҷойи рақами Шарқ.
Бе фоқи ту дар сафҳаи офоқ
Албатта, нагардад қалами Шарқ.
Бе туст тиҳӣ хонаи дунё
Аз оилаи мӯҳтарами Шарқ.
Бар зидди ситам аҳд бубандед,
Эй турку араб, бо аҷами Шарқ.
В-арна бидарад гурги Урупо
Бо панҷаву дандон шикамі Шарқ.
Ҷуз оилаи фаълаву деҳқон
Набвад каси дигар ба ғами Шарқ.
Эй духтари заҳматкаши тоҷик,
Бархезу бапо кун аламі Шарқ!

Москва, ноябри 1924

## Суруди комсомолӣ

Хезед, ҷавонони сурхи рӯйи замин,
Эй захираҳои ӯрдуи заҳмат!
Эй мехҳои оҳанин, ки бо шумо
Ранҷбар маҳкам кунад ҳокимият!
Эй сементҳо, ки муздур аз шумо
Резад бинои диктатурӣ!
Ранҷу истисмор рӯ ба рӯи ҳам саф бастаанд.
Кӯшише!
Душман нагӯяд то ҷавонон хастаанд.
Ҳон,
Эй ситамкашон!
Инқилоби Сурх
Ҷанги охирист.
Хун
Шӯяд аз замин
Ранги ҳар чи ҳаст,
Ҷуз ранги берангии заҳмат!

***

Бо илми ленинӣ мусаллаҳ шавед,
Занҷирҳои асоратро бигсилонед!
Талошаҳои сурхи инқилоб ҳастед,
Сӯзед, то кундаҳоро бисӯзонед!
Дунёи ситамро фано кунед,
Дунёи тозае бапо кунед.
К-андар он дунё на мазлуме бувад, не золиме,
Ғайри ранҷу кӯшишу заҳмат набошад ҳокиме.
Дар
Дунёи заҳмат
Байни мардумон
Ихтилоф нест.
Чун
Он замон ватан
Дар ҷаҳон якест,
Дар он ватан ҳам ҳеҷ синфе нест!

Москва, ноябри 1924

Ҳар ҷо зи ҳусни рӯйи ту дар гуфтугӯ шудам,
Баҳс аз ниқобат омаду беобрӯ шудам.
Зулфи ту чун каманд маро мекашад ба банд,
Бечора ман, асир ба як тори мӯ шудам.
Шодоб ҳамчу гул будам, акнун зи дурият
Чун ғунчаи хазонзада берангу бӯ шудам.
Ором чун малак будам, аз дасти одамӣ
Бесабру тангҳавсалаву тундхӯ шудам.
Рӯзе ҳазор бор кунам орзуи марг
Аз нанги ин, ки ҳамсари ҷамъе дурӯ шудам.
Ҷурмам дар ин муҳити ситам ин бувад, ки ман
Ҳис дораму мумайизи бад аз накӯ шудам.
Ӯ баста ҳар тараф ба рухи ман дари умед,
Ақли маро бубин, ки тарафдори ӯ шудам.

Москва, декабри 1924

Шайх гуфт: - эй вой, дин барбод шуд,
Гуфтам: - чӣ беҳтар.
Гуфт: - синфи ранҷбар озод шуд,
Гуфтам: - чӣ беҳтар.
Гуфт: - ҷумҳурӣ нашуд Эрони мо,
Гуфтам, ки бад шуд.
Гуфт: - миллат баъд аз ин устод шуд,
Гуфтам: - чӣ беҳтар.
Гуфт: - кӣ дар мамлакат ҳоким шавад?
Гуфтам: - адолат,
Гуфт: - дигар марги истибдод шуд,
Гуфтам: - чӣ беҳтар.
Гуфт: - чун хоҳад шудан дарбор?
Гуфтам: - қасри Шӯро.
Гуфт: - дардам як буду ҳафтод шуд,
Гуфтам: - чӣ беҳтар.
Гуфт: - дунёро кӣ барпо карда?
Гуфтам: - коргарҳо.
Гуфт: - вовайло, Худо аз ёд шуд,
Гуфтам: - чӣ беҳтар.
Гуфт: - Шӯроро чӣ хоҳӣ дод?
Гуфтам: - ҷони ширин.
Гуфт: - Лоҳутӣ дигар Фарҳод шуд,
Гуфтам: - чӣ беҳтар.

Москва, феврали 1925

Берун биё зи парда, бидар ин ҳиҷоби ҳусн,
Бигзор то ки ҷилва кунад офтоби ҳусн.
Занҷиру банд маслаки ҷумҳури ишқ нест,
Кӯтоҳ кард зулфи ту, хуш инқилоби ҳусн.
Гесӯи тобдода чӣ ҳоҷат, ки рӯйи ту
Дилро ба сӯи хеш кашад бе таноби ҳусн.
Дар ҳеҷ кишваре ба дабистони ишқ нест
Бе номи ту саҳифае андар китоби ҳусн.
Бардор парда, боз кун он рӯйи содаро,
То бингаранд аҳли ҷаҳон обу тоби ҳусн.
Дар конфаронси дилшудагон садри номҳост
Номи бузургвори ту дар интихоби ҳусн.
Аз инқилоб паст шавад ҳар тавонгаре
Илло мақоми ишқу ба ғайр аз ҷаноби ҳусн.
Мантиқ ҳазор масъала ҳал мекунад, вале
Куончунон даҳон, ки бигӯяд ҷавоби ҳусн?
Ҷумҳури ҳусн оламе обод карду монд
Лоҳутии фалакзада танҳо хароби ҳусн.

Москва, марти 1925

Аз тамоми аҳли олам ёр даркор асту бас,
Доруи дилро ҳамон дилдор даркор асту бас.
Аз барои соҳибони кону фабрику замин
Қисса аз виҷдон магӯ, бозор даркор асту бас.
Дайру масҷид ходимони вусъати сармояанд,
Мулкдоронро фақат анбор даркор асту бас.
Шайх агар худсар бимонад, ҳай харобӣ мекунад,
Баҳри ин хар доимо афсор даркор асту бас.
То шавад обод бунёни ҳаёти ранҷбар,
Инҳидоми масҷиду дарбор даркор асту бас.
Дин бувад хори раҳи озодии заҳматкашон,
Бо маориф кандани ин хор даркор асту бас.
Синфи заҳматкаш агар хоҳад шавад ноил ба фатҳ,
Илму ташкилоту азму кор даркор асту бас.
Шеъри Лоҳутӣ бувад оёти фатҳи ранҷбар,
Коргарҳоро чунин ашъор даркор асту бас.

Москва, апрели 1925

Бути нозанинам, маҳи меҳрубонам,
Чаро қаҳрӣ аз ман, балоят ба ҷонам?
Азизам, чӣ кардам, ки ранҷидӣ аз ман?
Бигӯ, то гуноҳи худамро бидонам.
Зи ман умр хоҳӣ бигӯ ту, бибахшам,
Ба ман заҳр бахшӣ, бидеҳ, то ситонам.
Фалак мот буд аз тавоноии ман,
Ки акнун чунин пеши ту нотавонам.
Зи дарси муҳаббат ба ҷуз номи ҷонон
Ба чизе нагардад забон дар даҳонам.
Ман охир аз ин шаҳр бояд гурезам,
Ки мардум ба танг омаданд аз фиғонам.
Чӣ дастон кунам, то равам ҷойи дигар,
Ки ин мамлакат пур шуд аз достонам.

Москва, апрели 1925

Пас кай ту ин ниқоб зи рух дур мекунӣ?
Кай тарки ин асорати манфур мекунӣ?
Бо мард ҳамсарӣ ту, кай ин ҳаққи хешро
Собит ба он ситамгари мағрур мекунӣ?
Бишнав, агар зи парда барой, бидуни айб
Чашми рақибро зи ҳасад кӯр мекунӣ.
Бар зидди худпарастии мардон қиём кун,
Тамкин чаро ба бандагии зӯр мекунӣ?
Эй ранҷбар, ту олати синфи тавонгарӣ,
Ин нангро чӣ вақт зи худ дур мекунӣ?
Зулми усули шоҳпарастӣ зи ҳад гузашт,
Пас кай ба по ту рояти ҷумҳур мекунӣ?
Танҳо зи роҳи ваҳдати ташкили синфи хеш
Бадхоҳро мусаххару мақҳур мекунӣ.
Эй подшоҳи Порс, дар ин асри равшанӣ
Занро ба тирагӣ зи чӣ маҷбур мекунӣ?
Туф бар салиқаи ту, ки дар чодири сиёҳ
Занҳои зиндаро ҳама дар гӯр мекунӣ.
Лоҳутиё, ҳамин шарафат бас, ки бе риё
Хидмат ба синфи зореъу муздур мекунӣ.

Москва, апрели 1925

## Таронаи ранҷбарони Эрон

Мо фарзанди муздуру деҳқонем,
Дар бешаи зафар мо шеронем.
Мо, ки бо заҳмат ободаш кардем,
Соҳиби обу хоки Эронем.

Мо, ки барҳамзани куфру динем,
Душмани тоҷу тахту нигинем,
Ин ҷаҳон ҳосили заҳмати мост,
Мо худованди рӯйи заминем.

Москва, майи 1925

## Ёри масчоҳиям

Ёри масчоҳиям, сулҳу сафо кун,
Ҷафо дигар бас аст, охир вафо кун,
Ёри масчоҳӣ.
Бути тоҷики ман,
Камарборики ман,
Биё наздики ман,
Шоми торики ман
Субҳи сафо кун,
Ҷафо дигар бас аст,
Охир вафо кун,
Ёри масчоҳӣ!

Ту то зулфи парешон шона кардӣ,
Маро якборагӣ девона кардӣ.
Агар ҷоду наӣ, бо ин бузургӣ
Дар дили танги ман чун хона кардӣ.
Ёри масчоҳи!
Бути тоҷики ман,
Камарборики ман,
Биё наздики ман,
Шоми торики ман
Субҳи сафо кун,
Ҷафо дигар бас аст,
Охир вафо кун,
Ёри масчоҳӣ!

Ман андар ҳасрати рӯйи чу моҳат
Шудам борик чун мӯйи сиёҳат.
Ба чашмонат қасам, мебахшамат ҷон,
Ба ман аз меҳр агар афтад нигоҳат,
Ёри масчоҳӣ.
Бути тоҷики ман,
Камарборики ман,
Биё наздики ман,
Шоми торики ман
Субҳи сафо кун,
Ҷафо дигар бас аст,
Охир вафо кун,
Ёри масчоҳӣ!

Москва, майи 192

## Ҷашни Мой

Эй коргарони рӯйи замин, ҳой,
Муборак бод бар шумо ҷашни Мой.
Ҷадду обои мо як рӯзе
Аз табиат мехӯрданд рӯзӣ.
Аз сабзаву меваю шикори ҳайвон
Буд хӯроку пӯшоки навъи инсон.
Барои дифоъ аз ҳамлаи ҳайвонҳо
Чӯбу санг ба кор бурданд инсонҳо.
Бо гурзи сангӣ мекарданд даъво,
Таърихи башар шурӯъ шуд з-ин ҷо.
Таърихи башар таърихи даъвост,
Таърихи ҷанги серу гушнаҳост.
Кам-кам зиёд шуда иддаи зану  мард,
Хӯроки табиӣ кифоят накард.
Он вақт ду даста мардум пайдо шуд,
Миёни серу гушна даъво шуд.
Гушнаҳои коргарро «гадо» гуфтанд,
Серҳои муфтхӯрро «доро» гуфтанд.
Гушнаҳо аз серҳо чун бештар буданд,
Серҳо аз он ҷо дар хатар буданд.
Балки рӯзе даст ба даст медоданд,
Гушнаҳо серҳоро шикаст медоданд.
Серҳо ҷамъ шуданду ҳилае сохтанд,
Гушнаҳо ҳамаро тала андохтанд.
Он ҳила ин буд, ки гуфтанд: - Худо ҳаст,
Ҳам дар ҳар ҷо несту ҳам дар ҳар ҷо ҳаст.
Зӯр дорад, хур дорад, ғилмон ҳам дорад,
Ҷаҳаннам ҳам дорад, ҷинон ҳам дорад.
Дар хоб, дар бедорӣ, дар хона, дар роҳ
Аз фикру аз кори ҳар кас ҳаст огоҳ.
Як биҳишт пур аз хушгилҳо дорад,
Ба он ҷо расидан мушкилҳо дорад.
Як ҷаҳаннам дорад пур то пур оташ,
Ақрабу аждаҳову мор кашвокаш.
Биҳишташ маъвои фармонбарон аст,
Ҷаҳаннам манзили ёғигарон аст.
Ҳар кас аз фармони Худо бигрезад,
Азроил меояд, хунаш мерезад.
Чизҳо ба кашишу муллоҳо доданд,
То Худоро дар мағзи мардум ҷо доданд.
Вақте эътиқоди мардум комил шуд,

Ҳар кас бо муллоёни машъум фоил шуд.
Он вақт охундҳо гуфтанд, ки: -Худо
Гуфта, авлиёи мананд ағниё.
Иззат ба доро Худо додааст,
Зиллат ба коргар Худо додааст
Ҳар кас ба кораш чанду чун кунад,
Азроил меояд, решааш меканад.
Дар дунё рӯзаш мисли шаб гардад,
Рӯҳаш ҳам дар дӯзах муаззаб гардад.
«Таврот»-у «Забур-у» «Инҷил»-у «Қуръон»
Пайдо шуд барои хидмат ба аъён.
Пас ҳар зулму ҳар ҷавру носазо
Дороён карданд дар бораи гадо.
Мазлумҳо аз тарси муллои машъум
Накарданд ба рӯйи золимҳо ҳуҷум.
Ба нафъи ашроф илова бар ин
Ватанпарастӣ шуд сари бори дин.
Сертар аз ҳама байни ағниё
Дар ҳар маҳалле шуд шаҳи он ҷо.
Байни ин шоҳон ҷангу ғавғо шуд,
Мамлакатгирӣ з-инҳо пайдо шуд.
Ҳар вақт дар сари мамлакатронӣ
Даъво мекарданд хоне ба хоне.
Дар ин миёна ба ишқи ватан,
Ҷони захматкаш дармерафт аз тан.
Чун мулло мегуфт: - ҳукми ҳастӣ аст,
Ватанпарастӣ худопарастӣ аст.
Ҳар кас ба ватан тамкин надорад,
Воҷибулқатл аст, чун дин надорад.
Дар ин даъвоҳо шоҳи ҳар кишвар
Асир мегирифт аз мулки дигар.
Асирҳоро муфт ба кор вомедошт,
Яке ҳабс месохт, яке базр мекошт.
Ҳосили захмати ҳамаи асирон
Мешуд сарфи айшу нӯши эшон.
Аз ҳосили ранҷу фурӯши асир
Пайдо шуд аввалин сармояи кабир.
Сармояи кабир, кушандаи башар
Маҳкумкунандаи синфи коргар!
Аз сармояи нақд, мошину олот
Рӯйи кор омад ба корхонаҷот.
Аз даъвокунҳо асир афтода,
Аз деҳотиҳо фақир афтода.

В-аз санъатгарҳо, к-аз ҷумла мошин
Мағлубу бекор гаштанд, мискин
Кам-кам ташкил шуд синфи коргар,
Эҳёкунандаи ҷаҳон сар то сар.
Хулоса, дар ҳар айшу ҳар азо
Кардаи гадо буд заҳмати доро.
Монеи иттиҳоди коргарон ҳамин
Фарқи нажоду ватан буду дин.
Пас заҳматкашон рафтанд туи фикр,
Фикрашон зоид як натиҷаи бикр.
Натиҷа ин шуд, ки нифоқ аз моён
Бояд биравад яксар аз миён.
Ватан ҳам сармояи шоҳу аъён аст,
Коргар дар ҳар ҷо бехонумон аст.
Ҳар рӯз, ки фаъла бекор бимонад,
Шаб пул надорад, нон биситонад.
Фаъла дар ҳар ҷо бошад ба заҳмат.
Доро дар ҳар ҷо сер асту роҳат.
Пас ватан олати дасти ағниёст,
Замин сар то сар замини гадост.
Фаълаҳо бояд иттиҳод кунанд,
Решаи ағниё аз бун баркананд.
Бе фарқи нажоду забону ватан,
Чун як ҷон бошанд дар чандин бадан.
То дунё пок аз ситамгар гардад,
Замин хонаи ранҷбар гардад.
Ватану нажоду муллову шайтон
Бо шоҳу ашроф раванд аз миён.
Санъат фаровон, заҳмат кам шавад,
Адолат ҳоким бар ситам шавад.
Коргарон матоъу деҳқонон неъмат
Байни ҳам кунанд бе даъво қисмат.
Ҷаҳони кӯҳна зеру рӯ гардад,
Дунёи нав, ҳар кор накӯ гардад.
Рӯзи ҷашни ин меҳру якрангӣ
Шуд аввали мой – моҳи фарангӣ.
Имрӯз ҳамон рӯз ҷашни фаълаҳост,
Рӯзи кӯрии чашми ағниёст.
Ҳой, фаълаҳои рӯйи замин, ҳой!
Муборак бод бар шумо ҷашни Мой!

Москва, 1925

## Сарои тамаддун

Девори рахнадорею тоқе шикофта,
Пӯшида сақфи он ҳама аз тори анкабут.
Ҳар гуна мӯру мор дар он роҳ ёфта,
Саҳнаш пур аз маҳобату торикию сукут.
Бурҷе қадиму кӯҳнаву пӯсидаву баланд,
Аркони он шикаставу аз ҳам гусехта.
Ҳар гӯша қитъа-қитъа сутунҳои арҷманд
Аз ҷойи худ баромада, бар хок рехта.
Дар сарсутуну сардару айвону сақфи он
Бо хатти зар навишта ҳазорон катибаҳо,
Аммо сиёҳ гаштаву яксар шуда ниҳон
Дар зери дуд он ҳама осори пурбаҳо.
Ҳо, як китоби пора!
Бихонем, аз ин китоб,
Шояд шавад падид, ки ин хона мулки кист…
Пӯсида…
Оҳ,
Балки бувад чашми ман ба хоб…
Ин хат… бидуни шубҳа, бале, хатти форсист…
Оҳ,
Ин бино тамаддуни тоҷик будааст,
Он хонае, ки нур фишондӣ ба коинот.
Аз баҳри ин сарои фалаксои пуршикаст
Набвад ба ғайри роҳи ленинӣ раҳи наҷот.

Душанбе, июни 1925

Охир, эй маҳ, ҳалок шуд дили ман,
Дар ғамат чок-чок шуд дили ман.
Бе ту, эй навшукуфта ғунчаи гул,
Хаставу дарднок шуд дили ман.
Гар ба ҳолам назар кунӣ, чӣ шавад?
Бар сарам як гузар кунӣ, чӣ шавад?
Раҳме, эй навниҳоли гулшани ҷон,
Гар ба ин чашми тар кунӣ, чӣ шавад?
Ба мани хаста як назора бикун,
Дардам аз як назора чора бикун.
Ту зи ман ҷон бихоҳ, то бидиҳам
В-ар нагӯӣ сухан, ишора бикун.
Шӯъла бар хонумони ман задаӣ,
Дашна бар устухони ман задаӣ.
Аз чӣ манъам кунӣ зи сӯзу гудоз?
Ту худ оташ ба ҷони ман задаӣ.
Ин ки зулфат каманди роҳи ман аст.
Шарҳе аз толеи сиёҳи ман аст.
Чӣ гунаҳ кардам, ки мекушиам,
Магар ошиқ шудан гуноҳи ман аст?
Оҳ аз он чашми масти пурфани ту
В-он нуҳуфта нигоҳ кардани ту!
Дасти ман гар ба доманат нарасад,
Эй санам, хуни ман ба гардани ту!

Душанбе, июни 1925

Дило, хомӯш шав, в-арна кабобат мекунам охир,
Ба оҳе дар танӯри сина обат мекунам охир.
Агар, эй осмон, даст аз хиёнат барнамедорӣ,
Ба ҳаққи хидмати соқӣ, харобат мекунам охир.
Агар аз рост гуфтан, эй забон, хомӯш биншинӣ,
Ба ҷони дӯстон, душман ҳисобат мекунам охир.
Барои машварат дар шӯриши дилҳои заҳматкаш
Яқин, эй дил, шарики инқилобат мекунам охир.
Фурӯшам дафтари доноиву, эй шишаи холӣ,
Ба рағми муддаӣ пур аз шаробат мекунам охир.
Ба майдони ҷиҳоди зиндагӣ, эй духтари Эрон,
Диҳам ҷон ё ки озод аз ниқобат мекунам охир.
Агар ин парда бо як ҷунбиш аз рухсора бардорӣ,
Ба садри маҷлиси ҳусн интихобат мекунам охир.
Чу Лоҳутӣ ба нирӯи китоб, эй баччаи деҳқон,
Хабар аз макри шайхи бекитобат мекунам охир!

Душанбе, июли 1925

Ман фарзанди як деҳқоне будам
Дар қишлоқҳои Тоҷикистон,
Як замин доштем, онро мекоштем,
Нон  мехӯрдем аз маҳсули он.

Ёдам меояд, ки дар он қишлоқ
Вақте боғбонӣ мекардем
Ман бо як хоҳар, падару модар
Чӣ сон зиндагонӣ мекардем.

Ёдам меояд, гови бойҳоро
Модар ҳар пагоҳӣ медӯшид.
Моҳо бо ҳасрат онро медидем,
Бойбача бо шодӣ менӯшид.

Дар қишлоқи мо якто домулло
Аз амалдорони амир буд,
Занҳояш ҷавон, ҳирсаш бепоён,
Агарчи худаш хеле пир буд.

Мо аз зулми ӯ ҳар ҷо кӯ ба кӯ
Парешону овора гаштем.
Бе обу бе нон, ҳам бе хонумон
Сиёҳбахту бечора гаштем.

Ёдам меояд, гурусна будем,
Пироҳан ҳам дар бар надоштем.
Ба ҷуз чашми тар, ба ҷуз дарди сар,
Мо ҳеҷ чизи дигар надоштем.

Ёдам меояд, чанд сол пеш аз ин
Дар Тоҷикистон инқилоб шуд.
Аз лашкари сурх хонаи золимон
Бар сари худашон хароб шуд.

Душман фано шуд, даврони мо шуд,
Ҳукумати шӯро барпо шуд.
Дар Тоҷикистон ба ҷои зиндон
Мактабҳои шӯро бино шуд.

Акнун дар мактаб бо ҳамшогирдон
Мо дарси ленинӣ мехонем.
Бо илми Ленин дар Машриқзамин
Бехи бойҳоро месӯзонем.

Дар қишлоқи мо, ки аз босмачӣ
Он рӯзҳо вайрону барбод шуд,
Ба ҳукми Шӯро, бо ширкати мо
Колхози азамат эҷод шуд.

Акнун ин колхоз ҷойи даҳто буз
Садҳо галла мепарваронад.
Ҷойи чорто даст чанд ҳазорто даст
Ҳосил аз замин мерӯёнад.

Акнун, рафиқон, дар Тоҷикистон
Ҳукумати боён боқӣ нест.
Зинда бод мактаб, зинда бод Шӯро!
Зинда бод Фирқаи Коммунист!

Душанбе, июли 1925

Эй боди сабо, зи лутф бархон
Ин қисса ба духтарони Эрон:
Осори чаҳолату ситам ҳак
Гардида зи хоки Ӯзбакистон.
Фармондеҳу соҳиб аст бе шак
Муздур дар ин диёру деҳқон.
Он рӯз, ки духтарони ӯзбак
Озод шуданд ҳамчу мардон,
Аз парда бурун шуданд як-як
Монанди гули шукуфта хандон.
Шуд гуфтугӯ, эй нажоди Муздак,
З-он чодари чун сиёҳзиндон,
Мардум ҳама шодмону ман так
Аз зикри асорати ту чандон
Шарманда шудам, ки гиря кардам,
Як буду ҳазор гашт дардам.

Самарқанд, августи 1925

Шайх паймони худ андар сари паймона фурӯхт,
Ӯ ки ҳушёр буд, инро зи чӣ мастона фурӯхт?
Донишу дини маро дар сари бозори вафо,
То хабардор шудам, ин дили девона фурӯхт.
Дар сари ҳарфи рақиб аз бари ман дурӣ кард,
Ошно бин, ки маро муфт ба бегона фурӯхт!
Набурид аз бари ман пой, маро то нахарид,
Накашид аз сари ман даст, маро то нафурӯхт.
Дили одам барад ар гандуми холаш, на аҷаб,
Ҷадди мо дини худ андар сари ин дона фурӯхт.
Охирин қатраи хуне, ки дар он боқӣ буд,
Дил ба он дилбари тоҷикии Фарғона фурӯхт.
Ҷон дареғ аз раҳи Эрон накунад Лоҳутӣ,
Ӯ аз аввал сари худ дар сари ин хона фурӯхт.

Душанбе, августи 1925

Ман коргару ту деҳқон, дод аз туву оҳ аз ман!
То чанд баранд ашроф кафш аз ту, кулоҳ аз ман?
Морову туро доро як навъ кунад яғмо,
Хун мехӯрад ин золу хоҳ аз туву хоҳ аз ман.
Дониш надиҳад барбод, то решаи мавҳумот
Кай даст кашад, ҳайҳот, шайх аз туву шоҳ аз ман!
Мо тӯъмаи дарборем, мурғони гирифторем,
Серанд ситамкорон гоҳ аз туву гоҳ аз ман.
Якдил нашавем ар мо, дурӣ накунад асло
Ин бахти забун аз ту, ин рӯзи сиёҳ аз ман.
Мо то ки зи ҳам дурем, дармондаву маҳҷурем,
Ин ғафлату нодонист, айб аз ту, гуноҳ аз ман.
Бе чуну чаро аз мост, ҳар чи, ки дар дунёст,
Ин неъмату нон аз ту, ин давлату ҷоҳ аз ман.
Бо зӯри ҳамон нафъе, к-аз заҳмати мо бурдан,
Карданд бузургон салб айш аз ту, рафоҳ аз ман.
Ман пинаи каф дорам, ту нотиқа, Лоҳутӣ,
Дар маҳкамаи заҳмат арз аз ту, гувоҳ аз ман.

Душанбе, августи 1925

Гар ишқи ту, эй дилбари тоҷик, намешуд,
Дил ҳеч ба ин марҳала наздик намешуд.
Дар ҳеҷ диле ҷунбише аз ишқ намебуд,
Гар аз тарафи чашми ту таҳрик намешуд.
Ҷон бастаи гесӯи ту буду зи пояш рафт,
Ман хостам онро надиҳам, лек намешуд.
Дар зулфи ту дил дарси ҷунун хонд, в-агарна
Он қадр дар ин масъала борик намешуд.
Бисёр шикоят зи ту ҳақ доштам, аммо
Дар назди рақиб ин ҳаракат нек намешуд.
Гар дини араб равшанӣ аз Шарқ намебурд,
Тоҷик чунин мондаву торик намешуд.
Гар зулми амирон набуду ҷаҳли фақирон,
Фарғона кам аз кишвари Белҷик намешуд.
Гар ҳастии худро ба раҳи фаъла намедод,
Лоҳутии мо лоиқи табрик намешуд.

Душанбе, августи 1925

## Эй мардикорон

Хезед аз хоб, эй мардикорон,
Халқи заҳматкаш, тӯдаи деҳқонон,
Ой, тӯдаи деҳқонон,
Эй ранҷбарон, аз пиру ҷавон, хезед аз ҷо,
Ой, хезед аз ҷо,
Ҷумҳурии худ дар ҷумла ҷаҳон созед барпо!
Ой, созед барпо!

Кас аз амирон дар фикри мо нест,
Бар мо ба ҷуз мо, кас раҳнамо нест.
Ой кас раҳнамо нест.
Эй ранҷбарон, аз пиру ҷавон, хезед аз ҷо,
Ой, хезед аз ҷо,
Ҷумҳурии худ дар ҷумла ҷаҳон созед барпо!
Ой, созед барпо!

Моро амирон карданд ғорат,
Эй ранҷбарҳо, то кай асорат?
Ой, то кай асорат?
Эй ранҷбарон, аз пиру ҷавон, хезед аз ҷо,
Ой, хезед аз ҷо.
Ҷумҳурии худ дар ҷумла ҷаҳон созед барпо!
Ой, созед барпо!

Озодии мо бар зидди дорост,
Нафъи амирон дар зиллати мост,
Ой, дар зиллати мост.
Эй ранҷбарон, аз пиру ҷавон, хезед аз ҷо,
Ой, хезед аз ҷо.
Ҷумҳурии худ дар ҷумла ҷаҳон созед барпо!
Ой, созед барпо!

Мо аз нажоди мардони корем,
Ғайр аз ду бозу чизе надорем.
Ой, чизе надорем.

Эй ранҷбарон, аз пиру ҷавон, хезед аз ҷо,
Ҷумҳурии худ дар ҷумла ҷаҳон созед барпо!
Ой, созед барпо!

Мо ин ҷаҳонро барпо намудем,
Мо бойҳоро доро намудем.
Ой, доро намудем.
Эй ранҷбарон, аз пиру ҷавон, хезед аз ҷо,
Ой, хезед аз ҷо.
Ҷумҳурии худ дар ҷумла ҷаҳон созед барпо!
Ой, созед барпо!

Халлоқи олам сарпанҷаи мост,
Раззоқи одам сарпанҷаи мост,
Ой, сарпанҷаи мост.
Эй ранҷбарон, аз пиру ҷавон, хезед аз ҷо,
Ой, хезед аз ҷо.
Ҷумҳурии худ дар ҷумла ҷаҳон созед барпо!
Ой, созед барпо!

Душанбе, октябри 1925

## Тоҷгузорӣ

Ман аввал рӯз донистам, ки шоҳаншоҳ хоҳӣ шуд,
Худованди замину сояи Аллоҳ хоҳӣ шуд.
Чу сар печидӣ аз роҳи наҷоти фаълаву деҳқон,
Яқин кардам, ки то охир қадам гумроҳ хоҳӣ шуд.
Шаҳи Эрон шудӣ аз заҳмати муздуру деҳқонон,
Агар боқӣ бимонӣ, шоҳи бурҷи моҳ хоҳӣ шуд!
Баландат кард ҳар дасте ба рӯйи дӯши заҳматкаш,
Яқин медон, ки бо он даст ҳам кӯтоҳ хоҳӣ шуд.
Ту андар сояи заҳматкашон шери жаён гаштӣ
В-агар бар зиддашон ҷунбиш кунӣ, рӯбоҳ хоҳӣ шуд.
Намак хӯрдӣ зи дасти ранҷбар, машкан намакдонро,
В-агарна дар хиёнат шӯҳраи афвоҳ хоҳӣ шуд.
Ба пурзӯрон шудӣ фотеҳ, вале аз оҳи мискинон
Ҳазар бинмо, ки худ мағлуби ин сон оҳ хоҳӣ шуд.
Мақоме, к-аз ситам гардида ҳосил, нест поянда,
Ту пиндорӣ, ки доим соҳиби ин ҷоҳ хоҳӣ шуд?!
Нажоди фаъла пуштибони фикри туст, Лоҳутӣ,
Матарс аз ин ки маҳкуми шаҳу Аллоҳ хоҳӣ шуд!

Москва, 1925

Тоҷикистон шуд мунаввар то ту гаштӣ бениқоб,
Оламе равшан шавад, чун маҳ барояд аз саҳоб.
Офарин бар қуввае, к-аз парда озодат намуд,
Ҳайф буд ин ҳусни оламгир монад дар ҳиҷоб.
Аз барои маст кардан як нигоҳат бас бувад,
Ошиқи рӯйи туро ҳоҷат набошад бо шароб.
Рӯйи некӯи туро кӯтоҳии мӯ айб нест,
Ҳусни ту дилро ба сӯйи худ кашонад бе таноб.
Қудрати сарпанҷаи Октябрро бингар, ки чун
Чодар аз рӯят гирифту дод бар дастат китоб.
Бандаи дирӯза акнун ҳукмронӣ мекунад,
«Ҳеч»-ро «ҳар чиз» кардӣ, зинда бош, эй Инқилоб!

Душанбе, декабри 1925

Гирифтори туам, пурсиш кун аз ҳоли парешонам,
Парешонхотирам, раҳме намо бар чашми гирёнам.

Ба рӯйи ҳамчу рӯзу мӯйи чун шомат қасам, ҷоно,
Ки дур аз рӯю мӯят рӯзро аз шаб намедонам.

Дигар тоқат намондаст, эй маҳ, озорам мадеҳ, охир,
На аз сангам, на аз оҳан, дилу ҷон дорам, инсонам!

Намедонӣ, танам дар оташи ишқи ту месӯзад?
Чаро раҳмат намеояд, азизам, дилбарам, ҷонам!

Дилам пурғам шуд аз дурӣ, биё дигар, ки бо шодӣ
Зи ганҷи дида бепоён ба поят гавҳар афшонам.

Дамад гар аз дилам оташ, равад гар бар сарам тӯфон,
Дил аз меҳрат намегирам, сар аз амрат напечонам.

Москва, (1925)

## Ҷанги охирин

Хасми нобакор гашта комёб,
Эй бародарон, карда рӯ оташи азоб.
Чора намонд ғайр аз инқилоб.
Путки коргар, доси ранҷбар қасри золимон
Аз ин пас мекунад хароб.
Чора намонд ғайр аз инқилоб.
Инқилоби Сурх ҷанги охирист,
Меканад зи бун, азизам, ҳарчи бартарист.
Оре оре, ҳарчи бартарист.
Ин асоси дин лоиқи фаност,
То ки бартараф нашавад, фаъла дар балост.
Баъд аз ин навбати шумост:
Каъба сарнагун, дайр вожгун,
Сабҳаву салиб то абад забун.
Оре, оре, то абад забун!
Раҳбари ҷаҳон, насли навҷавон,
Аввалин вазифаи ту ҷанг бо Худост.
Инқилоби Сурх ҷанги охирист,
Меканад зи бун, азизам, ҳарчи бартарист.
Оре, оре, ҳарчи бартарист!

(1925)

## Қисми I

**Эй ранҷбари сиёҳтолеъ** ( саҳ.  )

Рӯзн. **«Эрони нав»**, 1911, 13 феврал:

Эй ранҷбари сиёҳтолеъ,
Бечораву побараҳна зореъ.
То чанд ту дар азобу заҳмат,
Аъён зи азоби ту ба роҳат.
Фасле, ки зи тоби барфу сармо
Хун ях бандад ба пайкари мо,
Бечора ту гарми обёрӣ,
Маҳрум зи курсию бухорӣ.
Занҳои фалон ба боданӯшӣ,
Лекин зани ту ба ширдӯшӣ,
Тифли ту ба синни ҳафтсола
Доим пайи бастани табола.
Бо ҷомаи кӯҳнаю дарида,
Ҳамчун тани мурғи сарбурида,
Машғули хамиру пухтани нон
Бе маъҷару бениҳобу урён
Шаҳзода барои як нуволат
Як қир дорад ҳазор олат.
Ёсу гулу савсану бунафша
Дар тарфи чаман кашид нақша.
Ту гарм ба тухму тухмпошӣ,
Дар мотами нону бемаошӣ.
Дар пойи гулу канори чашма
Шаҳзода бапо намуда хайма,
Ту дар ғами худ ба чорасозӣ,
Ашроф ба айшу… бозӣ.
Аз гармии рӯзгори беҳад
Он пӯст ба пайкарат бихушкад.
Доим пайи гӯсфанду галла
Хуршед битобадат ба кала.
Охир ту ҳам аҳли ин диёрӣ
В-ин гулшанро ту обёрӣ.
Дар мавсими сарди зимистон
Бошад боду барфу борон,
Аз ҳосили заҳмати ту аъён
Дар хирқаи ҳаз шаванд пинҳон.

Ашроф ба айшу шодмонӣ,
Ту хоҳ бимирӣ ё бимонӣ,
Оқозодаи азизи аъён
Машғули фалону гарми беҳмон,
Он духтари навраси ту бадбахт
Бо он ҳама барфу сардии сахт,
Хонум кучулуи шозда ҷир-ҷир
Дар фикри дуруст кардани қир.
Ту бо ҳама ҷавру ранҷу хорӣ
Як пираҳани иваз надорӣ.
Чун дай раваду баҳор ояд,
Фасли гулу лолазор ояд,
Гардад чаман аз гулу раёҳин
Монанди нигорхонаи Чин,
Шаҳзодаву хону хониму бак
Машғули шаробу нору тунбак.
Ҳар ҷой, ки сояи дарахтест,
Маъвои амири некбахтест.
Тобистон чун падид гардад,
Ранҷу ғами ту шадид гардад.
Ту ҳиссаи кӯча/к/е наёбӣ,
Анбори фалон пур аз гулобӣ.
Ашроф зи мева бениёзанд,
Дар зери замин ба хоби нозанд.

**Фарёди миллат** (саҳ.)

Рӯзн. **«Эрони нав»,** 1909, 12 декабр:

11 Ҳар кишвари ту ҷои далерон бувад ҳанӯз
16 Ҷон чист? Он чи беҳтар аз он аст, он диҳем
17 То иттиҳоди хеш ба олам нишон диҳем
28 Чандин ҳазор неъмати некӯ хӯрондаӣ
30 Он қадр ҳам ту бекасу танҳо намондаӣ

**Хитоб ба миллати Эрон** (саҳ. )

Архив, ф. 18, номн. 1, воҳ. ҳифзи 4:
Дастн. – чопи маш. имрӯза бо таҳр. муалл.

Сарлавҳа: - Хитоб ба халқи Эрон.
13-14 хат зада шудааст

Номн. 2, воҳ. ҳифзи 1:
Дастн. – чопи маш. имрӯза

Бесарлавҳа
13-14 нест.
«Куллиёт», ҷ.1:
Сарлавҳа: - Хитоб ба халқи Эрон.
Рӯзн. «Эрони нав», 1910, 2 май:
Бесарлавҳа.

3 Ба мулки мо таҷовузҳоиағёр
7 Тараққиҳои ҳар миллат натиҷи ҳиссашон бошад
8 Ба рӯзи ғайрату ҳиссе шумо ҳам миллатед охир.
Баъд аз мисраи 8:

Ватан аз баҳри ҷузъи мабонӣ зи даст хоҳад шуд (?)
Шумо ҳар як ба қадри хеш соҳибсарватед охир.

9 Падарҳои шумо мадфун дар он хоканд, эй мардум,
Баъд аз мисраи 14, дар охир:

Аё занҳои Эрон, мавсими мардонагӣ бошад
Ватан мӯҳтоҷи пул асту шумо берағбатед охир.
Шуморо зинате беҳтар зи ҳифзи мамлакат набвад
Биҳамдиллаҳ, ки бономусу соҳибисматед охир.
Агар мардони босарват надоранд ирқи миллият
Шумо занҳо беҳ аз он мардуми беҳимматед охир.
Агар Эрон равад аз даст, зинатҳо фано гардад,
Шумо кай бе ватан дорои ҷоҳу хашматед охир.
Аё зардуштиён, эй арманиҳо, эй яҳудиён,
Бародарҳо, шумо ҳам дохили ин давлатед охир.
Ба қадри саҳми худ имрӯз бо Эрон кумак созед,
Шумо ҳам з-ин ватан дорои саҳму қисматед охир.

**Ватани вайрона** ( саҳ. )

Архив, 18, номн. 1, воҳ. ҳифзи 1:
Дастх. арабӣ, сиёҳнавис.

Сарлавҳа: - Ё ҳар ду.
9 Каманди бандагӣ бар гардани заҳматкашон мӯҳкам
21- 22 нест.

Номн. 2., воҳ. ҳифзи 1:

Дастн – чопи маш. имрӯза.

6 – 7 нест.
«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: - Ё ҳар ду.

5. Ватанро аз хатар фикри вакилон мекунад фориғ
Баъд аз мисраи 8 мисраъҳои 11 – 12, 17 – 18, 15 – 16, 19 – 20.
9 Каманди бандагӣ бар гардани синфи гадо мӯҳкам
Баъд аз мисраи 10 мисраъҳои 13 – 14.
14. Зи кӯбак мешавад, ё доси ҷавҳардор, ё ҳар ду
Баъд аз мисраи 14 мисраъҳои 21 – 22.

«Парчаҳои адабӣ»:
Сарлавҳа: - Ё ҳар ду
5 Ватанро аз хатар фикри вакилон мекунад фориғ
9 – 10 нест.
13 – 16 нест.
19 – 22 нест.

«Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Куллиёт» ҷ. 1:
Бесарлавҳа.

«Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949:
Бесарлавҳа
7 – 8 нест.

**Вафо ба аҳд** ( саҳ. )

Архив, ф. 18, номн. 1, воҳ. ҳифзи 3:
Дастн. – чопи маш. арабӣ бо таҳр. муалл.

3 Раҳ боз шуду гандуму озуқа ба хирвор
Дар ҳошия дар паҳлӯи ин мисраъ дар қавсайн навишта шудааст:
Хорвор ба хирвор

Номн. 2 воҳ. ҳифзи 1:
Дастн. – чопи маш. имрӯза бо таҳр. муалл.

3 Раҳ боз шуду гандуму хорвор ба хирбор
14 То занн набарӣ он ки вафодор набудам

«Адабиёти сурх», 1927:

Сарлавҳа: - Вафоӣ ба аҳд.

3  Раҳ боз шуду гандуму озӯқа ба хирвор.
5  Аз хӯрдани коҳу алафу барги дарахтон
14 То занн набарӣ он ки вафодор набудам
17 – Мегуфт – Ту аз гурснагӣ дида бубастӣ
20  нест.

«Адабиёти сурх», 1932; «Эрон»; «Девони Лоҳутӣ», «Асарҳои мунтахаб», 1944:

3  Раҳ боз шуду гандуму озӯқа ба хирвор.
14 То занн набарӣ он ки вафодор набудам
17 – Мегуфт – Ту аз гурснагӣ дида бубастӣ
20  нест.

«Девони Лоҳутӣ», 1939;
Сарлавҳа: - Вафоӣ ба аҳд.

3  Раҳ боз шуду гандуму озуқа ба хирвор.
14 То занн набарӣ он ки вафодор набудам
17 – Мегуфт – Ту аз гурснагӣ дида бубастӣ
20  нест.

«Девони осори мунтахаб»; «Асарҳои мунтахаб», 1949:

3  Раҳ боз шуду гандуму озӯқа ба хирвор.
14 То занн набарӣ он ки вафодор набудам

«Куллиёт», ҷ. 1:

3  Раҳ боз шуду гандуму озуқа ба хирвор.
5  Аз хӯрдани асбу алафу барги дарахтон
9  Чанде сари по, дӯхта бар қабр ҳаме чашм
14 То занн набарӣ он ки вафодор набудам

**Буз ва фил**  (саҳ. )

Архив. Ф.18, номн. 1, воҳ. ҳифзи 5:
Дастн. – чопи маш. арабӣ бо таҳр. муалл.

Дастн. 1 Сарлавҳа: - Фил ва буз.
Дастн. 2 Сарлавҳа: - Фил ва буз.
Дар ҳошия дар паҳлӯи мисраи панҷум ин мисраъ навишта шудааст:

Қади буз агар бо ин баландӣ

Инчунин шарҳи зерини тамсил омадааст:

Гохе шудаст, ки як одами паст
Аз рӯи тасодуф боло нишаст,
Холиқи ӯ халқи бузургвор
Дар назараш паст меояду хор.
Эй пасти маст, аз болонишинӣ
Чашму дасти халқро намебинӣ.
Вақте ки сазовор надонандат,
Аз боло ба поён меандозандат.

Куллиёт, ҷ.6:
Ин ҷо низ шарҳи тамсили дар дастх. 2 буда оварда шудааст. Мисраи чоруми он ба тариқи зайл омадааст: - Дар наздаш паст меояду хор.

**Шод бимон, эй ҳунарӣ ранҷбар** ( саҳ. )
«Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; «Девони осори мунтахаб».
Сарлавҳа: - Маънии одам.
«Асарҳои мунтахаб», 1949:
4 Ҳеҷ набуд гар ки вуҷудат набуд

**Эй хуш он рӯзе, ки дунёро даруни хун бубинам** ( саҳ. )
«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: - Чун бубинам.
2 Ин фазоро хуну гардунро дар он вожун бубинам

**Доро, ки шавад хаста зи осеби саворӣ** ( саҳ. )
«Адабиёти сурх», 1927; 1932:
Сарлавҳа: - Бикӯбӣ даҳанашро.

**Шамъу парвона** ( саҳ. )
Рӯзн.. «Комсомоли Тоҷикистон», 1934, № 396, 15 май:
6 Ба ҷонаш шӯълаи рӯят шарар зад
11 – 14 нест.
15 Ту норӣ – зӯрӣ, ӯ нур аст – созад
Маҷаллаи «БАС», 1934, № 5 – 6:
6 Ба ҷонаш шӯълаи рӯят шарар зад
11- 14 нест.
«Мубориза ва ишқ»; «Куллиёт», ҷ.1:
6 Ба ҷонаш шӯълаи рӯят шарар зад
«Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Девони осори мунтахаб»:

6 Ба ҷонаш шӯълаи рӯят шарар зад
«Девони Лоҳутӣ», 1941;
6 Ба ҷонаш шӯълаи рӯят шарар зад
21 Аз ин ғофил, ки ӯ сад фитна дорад

**Қурбони рӯшноию нуру сафои Шарқ** (саҳ.)

Архив, ф № 18, номн. 2, воҳ. ҳифзи 3:
Дастн. – чопи маш. арабӣ бо таҳр. муалл.

5 Ин боғу булбулу гулу ҳомуну кӯҳсор
Баъд аз мисраи 9:

Обу ҳавои Шарқ на танҳо хуш асту бас,
Одат намуда меъдаи ман бо ғизои Шарқ.

Баъд аз мисраи 16 мисраъҳои 11 – 12.
«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: - Фидои Шарқ.
Баъд аз мисраи 8:

Обу ҳавои Шарқ на танҳо хуш асту бас,
Одат намуда меъдаи ман бо ғизои Шарқ.

Баъд аз мисраи 10 мисраъҳои 13 – 14.
13 Кай мешавад, ки фаъла ба нерӯи иттиҳод
Баъд аз мисраи 16 мисраъҳои 11 – 12.

«Парчаҳои адабӣ»:

Сарлавҳа: - Фидои Шарқ
7 Дунё якест маслаку аммо мувофиқат
8 Баъд аз мисраи 8:

Обу ҳавои Шарқ на танҳо хуш асту бас,
Одат намуда меъдаи ман бо ғизои Шарқ.

Баъд аз мисраи 10 мисраъҳои 13 – 16.
13 Кай мешавад, ки фаъла ба нерӯи иттиҳод
Баъд аз мисраи 16 мисраъҳои 11 – 12.

«Девони Лоҳутӣ», 1938:
Сарлавҳа: - Шарқ.

5 Ин боғу булбулу гулу ҳомуну кӯҳсор
Баъд аз мисраи 8:

Обу ҳавои Шарқ на танҳо хуш асту бас,
Одат намуда меъдаи ман бо ғизои Шарқ.

Баъд аз мисраи 10 мисраъҳои 13 – 14, баъд аз мисраи 16 мисраъҳои 11 – 12.
«Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941:
Баъд аз мисраи 8:

Обу ҳавои Шарқ на танҳо хуш асту бас,
Одат намуда меъдаи ман бо ғизои Шарқ.

Баъд аз мисраи 10 мисраъҳои 13 – 14.
Баъд аз мисраи 16 мисраъҳои 11 – 12.
«Асарҳои мунтахаб», 1944:
Сарлавҳа: - Шарқ.
4 Ин боғу булбулу гулу ҳомуну кӯҳсор
13 – 14 нест.
Баъд аз мисраи 16 мисраъҳои 11 – 12.
«Куллиёт», ҷ.1:
5 Ин боғу булбулу гулу ҳомуну кӯҳсор

**Яке Руму яке Юнон парастад** ( саҳ.)

«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: - Парастад.
Баъд аз мисраи 4 мисраъҳои 15 -16, 11 – 14, 7 – 8, 17 – 20, 9 – 10, 5 – 6, 21 – 22.
5 Яке аз ҳар чӣ адён дар ҷаҳон аст
«Парчаҳои адабӣ»; «Адабиёти сурх», 1932; «Мубориза ва ишқ»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944:
Сарлавҳа: - Парастад.
Баъд аз мисраи 4 мисраъҳои 15 – 16, 11 – 14, 7 – 8, 17 – 20, 5 – 6
5 Яке аз ҳар чӣ адён дар ҷаҳон аст.
«Девони Лоҳутӣ», 1941:
Баъд аз мисраи 4 мисраъҳои 15 – 16, 11 – 14, 7 – 8, 17 – 20, 5 – 6.
17 Яке аз дасти зулми…
Ба ҷои калимаи Инглистон се нуқта
«Куллиёт», ҷ.1:
Баъд аз мисраи 4 мисраъҳои 15 – 16, 11 -12, баъд аз мисраи 20 мисраъҳои 9 – 10, 5 – 6.

**Бозгашт ба ватан** ( саҳ.)
«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: - Боз ҳам асир шудам.
«Девони Лоҳутӣ», 1938; «Асарҳои мунтахаб», 1944:
Бесарлавҳа.
«Девони Лоҳутӣ», 1939, 1941:
Сарлавҳа: - Мурочиат ба ватан

**Яке аз ранҷи мардум ризқ мехӯрд** ( саҳ.)

«Адабиёти сурх», 1927; 1932:
Сарлавҳа: - Доим.

**Бо он ки дар шариати хубон ҳиҷоб нест** (саҳ.)

«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: - Виҷдони покро қалақу изтироб нест

11 Лоҳутӣ, ар ҷаҳон ҳама хасмаш шавад, чӣ ғам,

**Байни шаҳону давлати сармоядорҳо** ( саҳ.)

«Адабиёти сурх», 1931:
2 Ҳар ҷанг бар зиёни раият шавад (?)
«Куллиёт», ч. 1:
4 Мағлуб агар шаванд, асиранд, вассалом

**Қасри доро, ки чунин поку мунаққаш бошад** (саҳ.)

«Адабиёти сурх», 1927, 1932:
Сарлавҳа: - Ин чӣ кашокаш бошад?
2 Хишташ аз хоки тани синфи ситамкаш бошад
16 Дар раҳи коргарон софею беғаш бошад
«Девони Лоҳутӣ», 1938:

**Ба духтари Эрон** (саҳ.)
Бойгонӣф. 18, номн. 1, воҳ. ҳифзи 8:
Дастн. – чопи маш. арабӣ бо таҳр. муалл.
Баъд аз мисраи 26:
Ошиқони хату холи ту бадомӯзонанд,
Дигар ин тоифаро роҳ мадеҳ бар дарбор.
Газ. «Овози тоҷик», 1925, № 16 – 17, 12, 18 февраль:
1 Сарлавҳа: - Ба духтарон
2 То ба девонагиам халқ намояд иқрор

21 З-ин қибал бештар аз ҳар кӣ тавонам гуфтан
Баъд аз мисраи 26:

Ошиқони хату холи ту бадомӯзонанд,
Дигар ин тоифаро роҳ мадеҳ бар дарбор.
Ошиқе ҳамчу тамаддун ба ҳақиқат дорӣ,
Баъд аз ин даст зи ушшоқи маҷозӣ бардор.

27-28 нест.
29 Айб бошад, ки ту дар пардаю халқе озод,
Ҳайф бошад, ки ту дар хобу ҷаҳоне бедор.
31-32 нест.
35 Дониш омӯзу зи авзои ҷаҳон огаҳ шав
49 К-ӯ бидонад, ки набояд бихурад луқмаи муфт
50 Гар бимирад дигареро накунад истисмор
51 К-ӯ бидонад, ки ба ҷуз бозуи зӯровар нест.
54 В-ин даовиро собит бикунад бо кирдор.

Мисраъҳои зерин аз охир дар матни асосӣ партофта шудаанд:

Ватан аз ранҷбару коргарон обод аст,
На зи ашхоси тавонгар, на зи ашрофу кибор.
Нон зи деҳқону матоъу ҳунар аз коргар аст,
Дигарон муфтхӯру бешарафу халқозор.
Ғаллаву ҷинс чу аз зореу аз коргар аст,
Ба чӣ ҳақ молику арбоб намоянд анбор.
Он касоне, ки зи ранҷи дигарон нон бихуранд,
На касонанду на мардум, ки даду мардумхор.
В-ар ту гӯй, ки диҳад хоҷа ба муздурон музд,
Ин бувад мағлатаи муфтхӯрони ғаддор.
Хоҷа он музд на аз оби равон пайдо кард,
Музд ҳам ҳосили заҳмат бувaду меваи кор.
Пул аз ҷинс ба даст ояду ҷинс аз муздур,
Хоҷа ғоратгари муздуру адӯи аҳрор.
Заҳмати зореъу муздур наёяд ба ҳисоб,
Роҳати хоҷаву ашроф наёяд ба шумор.
Чораи ранҷбарон ваҳдату ташкилот аст,
То ки аз рӯзи ситамгор бароранд димор.
Ин бувад маслаки Лоҳутию ҳамфикронаш,
Гӯ, ҳама халқ бидонанд, намудем ихтор.

С.Айнӣ, «Намунаи адабиёти тоҷик»:
Сарлавҳа: - Ба духтарон.
2 То ба девонагиам халқ намоянд иқрор

21 З-ин қибал бештар аз ҳар ки тавонам гуфтан

Баъд аз мисраи 26:

Ошиқони хату холи ту бадомӯзонанд,
Дигар ин тоифаро роҳ мадеҳ бар дарбор.
Ошиқе ҳамчу тамаддун ба ҳақиқат дорӣ
Баъд аз ин даст зи ушшоқи маҷозӣ бардор.

27 Андарин даври тамаддун, санамо, лоиқ нест
29 Айб бошад, ки ту дар пардаву халқе озод,
30 Ҳайф бошад, ки ту дар хобу ҷахоне бедор.
54 В-ин даовиро собит бикунад бо кирдор

Он 20 мисраъе, ки дар рӯзн. «Овози тоҷик» мавҷуд асту аз матни асосӣ партофта шудааст, ин ҷо низ ҳаст.

«Адабиёти сурх», 1927:

Сарлавҳа: - Ба духтарони форс.

2 То ба девонагиам халқ намоянд иқрор
21 З-ин қибал бештар аз ҳар кӣ тавонам гуфтан

Баъд аз мисраи 26:

Ошиқони хату холи ту бадомӯзонанд,
Дигар ин тоифаро роҳ мадеҳ бар дарбор.
Ошиқе ҳамчу тамаддун ба ҳақиқат дорӣ
Баъд аз ин даст зи ушшоқи маҷозӣ бардор.

31 Зишт набвад, санаме чун ту зи дониш маҳрум,
32 Ҳайф набвад шаҷаре чун ту тиҳидаст аз бор.
35 Дониш омӯзу зи авзои ҷаҳон огаҳ шав
50 Гар бимирад, дигареро накунад истисмор
54 В-ин даовиро собит бикунад бо кирдор

Он 20 мисраъ, ки дар маҷмӯаҳои боло мавҷуд асту аз матни асосӣ партофта шудааст, ин ҷо низ ҳаст.

«Адабиёти сурх», 1932:

2 То ба девонагиам халқ намоянд иқрор
8 Ошкоро сухани чанд бигӯям, хуш дор!
21 З-ин қабил бештар аз ҳар кӣ тавонам гуфтан

Баъд аз мисраи 26:

Ошиқони хату холи ту бадомӯзонанд,
Дигар ин тоифаро роҳ мадеҳ бар дарбор.
Ошиқе ҳамчу тамаддун ба ҳақиқат дорӣ
Баъд аз ин даст зи ушшоқи маҷозӣ бардор.

27 Андарин давраи ҷунбиш, санамо, лоиқ нест
31 Зишт набвад, санаме чун ту, зи дониш маҳрум,
32 Ҳайф набвад, шаҷарӣ (?) чун ту, тиҳидаст аз бор?
35 Дониш омӯзу зи авзои ҷаҳон огоҳ шав
50 Гар бимирад дигариро накунад истимор!
54 В-ин давоиро (?) собит бикунад бо кирдор

Дар охир он 20 мисрае, ки дар маҷмӯаҳои боло мавҷуд асту аз матни асосӣ партофта шудааст, ин ҷо низ барҷост. Танҳо мисраи авали он фарқ мекунад:

Ватан аз барзгару коргарон ободаст

Рӯзн. «Тоҷикистони сурх», 1935, № 256, 7 ноябр:
Сарлавҳа: - Ба духтарони форс.

2 То ба девонагиам халқ намояд иқрор
21 З-ин қибал бештар аз ҳар ки тавонам гуфтан
31 Зишт набвад, санаме чун ту, зи дониш маҳрум?
32 Ҳайф набвад шаҷаре чун ту тиҳидаст аз бор?
35 Дониш омӯзу зи авзои ҷаҳон огаҳ шав
49 К-ӯ бидонад, ки набояд бихурад луқмаи муфт
50 Гар бимирад дигареро накунад истимор,
54 В-ин даовиро собит бикунад бо кирдор

20 мисрае, ки дар маҷмӯаҳои боло мавҷуд асту аз матни асосӣ партофта шудааст, ин ҷо низ ҳаст.
«Мубориза ва ишқ»:
Сарлавҳа: - Ба духтари форс.

2 То ба девонагиам халқ намояд иқрор
21 З-ин қибал бештар аз ҳар ки тавонам гуфтан
31 Зишт набвад, санаме чун ту, зи дониш маҳрум?
32 Ҳайф набвад шаҷаре чун ту тиҳидаст аз бор?
35 Дониш омӯзу зи авзои ҷаҳон огаҳ шав
54 В-ин даъовиро собит бикунад бо кирдор

Он 20 мисраи маҷмӯаҳои боло дар ин маҷмӯа низ ҳаст.
«Эрон»:
Сарлавҳа: - Ба духтарони Эрон.

2 То ба девонагиам халқ намояд иқрор

21 З-ин қибал бештар аз ҳар ки тавонам гуфтан
22 Лекин инҳо ҳама ҳарф асту надорад миқдор

Баъд аз мисраи 26:

Ошиқони хату холи ту бадомӯзонанд,
Дигар ин тоифаро роҳ мадеҳ бар дарбор.
Ошиқе ҳамчу тамаддун ба ҳақиқат дорӣ
Баъд аз ин даст зи ушшоқи маҷозӣ бардор.

27 Андарин давраи ҷунбиш, санамо, лоиқ нест
31 Зишт набвад, санаме чун ту, зи дониш маҳрум,
32 Ҳайф набвад, шаҷарӣ (?) чун ту, тиҳидаст аз бор?
35 Дониш омӯзу зи авзои ҷаҳон огаҳ шав
50 Гар бимирад дигариро накунад истимор!
54 В-ин давоиро (?) собит бикунад бо кирдор
20 мисраи маҷмӯаҳои боло ин ҷо ҳам ҳаст

«Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939:

2 То ба девонагиам халқ намояд иқрор
21 З-ин қибал бештар аз ҳар ки тавонам гуфтан
Баъд аз мисраи 26:

Ошиқони хату холи ту бадомӯзонанд,
Дигар ин тоифаро роҳ мадеҳ бар дарбор.
Ошиқе ҳамчу тамаддун ба ҳақиқат дорӣ
Баъд аз ин даст зи ушшоқи маҷозӣ бардор.

31 Зишт набвад, санаме чун ту, зи дониш маҳрум?
32 Ҳайф набвад шаҷаре чун ту тиҳидаст аз бор?
35 Дониш омӯзу зи авзои ҷаҳон огаҳ шав
39 Хирад омӯзу паи тарбияти миллати хеш
54 В-ин даовиро собит бикунад бо кирдор
20 мисраи маҷиӯаҳои боло ин ҷо ҳам ҳаст.

«Девони Лоҳутӣ», 1941:
2 То ба девонагиам халқ намояд иқрор
21 З-ин қибал бештар аз ҳар ки тавонам гуфтан
Баъд аз мисраи 26:

Ошиқони хату холи ту бадомӯзонанд,
Дигар ин тоифаро роҳ мадеҳ бар дарбор.

Ошиқе ҳамчу тамаддун ба ҳақиқат дорӣ
Баъд аз ин даст зи ушшоқи маҷозӣ бардор.

31 Зишт набвад, саname чун ту, зи дониш маҳрум?
32 Ҳайф набвад шаҷаре чун ту тиҳидаст аз бор?
35 – 36 нест.

20 мисраи маҷмӯаҳои боло ин ҷо ҳам ҳаст.
«Асарҳои мунтахаб», 1944:
Баъд аз мисраи 26:

Ошиқони хату холи ту бадомӯзонанд,
Дигар ин тоифаро роҳ мадеҳ бар дарбор.

35 Дониш омӯзу зи аҳволи ҷаҳон огоҳ шав
«Девони осори мунтахаб», 1946:
Баъд аз мисраи 26:

Ошиқони хату холи ту бадомӯзонанд,
Дигар ин тоифаро роҳ мадеҳ бар дарбор.

**Зи дастат гарчи шуд хунин дили ман** (саҳ. )

«Мубориза ва ишқ», «Девони Лоҳутӣ», 1938; «Асарҳои мунтахаб», 1944:
«Куллиёт», ҷ.1:
7 Зи масҷид ронда в-аз майхона монда

Ба роҳи ишқ ҷону дину дилро ҳамсафар бурдам (саҳ.55)

«Девони Лоҳутӣ», 1938:

5 Мани девона он ҷо ҷону дилро бесипа бурдам
Баъд аз мисраи 4 мисраъҳои 11-12, 7 – 8, 13 – 14.
9 – 10 нест.
14 Зи нодонӣ шикоят аз писар пеши падар бурдам
Баъд аз мисраи 6:

Ба бозори муҳаббат ҷону сар як ҷав намеарзад,
Ман ин ҷо манфиат аз оҳи гарму чашми тар бурдам.

«Девони Лоҳутӣ», 1939:
4 Мани девона он ҷо ҷону дилро бесипар бурдам

14 Зи нодонӣ шикоят аз писар пеши падар бурдам.

«Девони Лоҳутӣ», 1941:
4 Мани девона он ҷо ҷону дилро бесипар бурдам
14 Зи нодонӣ шикоят аз писар пеши падар бурдам.

**Озод шуд ҷаҳону ту дар пардаӣ ҳанӯз** ( саҳ. )

«Мо зафар хоҳем кард», 1931:

Сарлавҳа: - Эй духтари Эрон.

**Нашуд як лаҳза аз ёдат ҷудо дил** (саҳ. 57)

«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: - Дил.
9– 10 нест.
Баъд аз мисраи 12 мисраъҳои 15 – 16.
«Мубориза ва ишқ»; «Дили Лоҳутӣ»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941:
«Куллиёт», ҷ.1:
9 – 10 нест.
Баъд аз мисраи 12 мисраъҳои 15 – 16.

**Фақат сӯзи диламро дар ҷаҳон парвона медонад** ( саҳ. )

«Адабиёти сурх», 1927; 1932:
Сарлавҳа: Парвона медонад
Баъд аз мисраи 8 мисраъҳои 11 – 12.
9 Ту огаҳ нестӣ к-андар сари зулфат чӣ хунҳо шуд

Баъд аз мисраи 10:

Ҳадиси ишқро пурсид аз ман зоҳиди худбин,
Ба ӯ гуфтам, ки ин мавзӯъро паймона медонад.
Зи дасти коргар ҳар хонае барпо шавад, аммо
Тавонгарро ба ҳукми шарр соҳибхона медонад.
Бувад дину ватан дар дасти доро олами сарват,
Ситамкаш, ранҷбар ин домҳоро дона медонад.
Сухан аз куфру дин дигар магӯ дар пеши Лоҳутӣ,
К-ӯ ин қиссаҳоро сарбасар афсона медонад.

«Таронаҳо», 1935; «Маҷмӯаи ашӯлаҳо»:
Сарлавҳа: - Парвона медонад.

Баъд аз мисраи 8 мисраъҳои 11 – 12, 9 – 10.

9 Ту огаҳ нестӣ к-андар сари зулфат чӣ хунҳо шуд

Баъд аз мисраи 10 ҳашт мисрае, ки дар маҷмӯаҳои боло зикр ёфтаанд.

«Девони Лоҳутӣ», 1941:

Баъд аз мисраи 10 ҳашт мисрае, ки дар маҷмӯаҳои боло зикр ёфтаанд.

«Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949:

9 Ту огаҳ нестӣ к-андар сари зулфат чӣ хунҳо шуд

**Эй ки гуфтӣ ба фақирону заифон ёрам** (саҳ.    )

«Адабиёти сурх», 1927; «Парчаҳои адабӣ»:

Сарлавҳа: - Аз чӣ кунӣ озорам?

7 Не зи раҳм аст маро гар нафурӯшад сайёд

9 Ҷони нолоиқи худ баҳри нисори раҳи дӯст

14 Боз дар меҳри камун якдилаву подорам

«Девони Лоҳутӣ», 1938:

7 Не зи раҳм аст маро гар нафурӯшад сайёд

**Буто, таровати рӯйи ту офтоб надорад** ( саҳ.    )

«Адабиёти сурх», 1927:

Сарлавҳа: - Ба духтарони форс.

2 Ба ҳукми он ки ту мастурию ӯ ниқоб надорад

6 Ки ёрат аз чӣ сарандешу китоб надорад

Баъд аз мисраи 10:

Ту ҷоҳилӣ, нашиносад кас ар ҳуқуқи ту, алҳақ,
Сипоҳи ғамзаи ту ҳаққи инқилоб надорад.

Ҷамоли бехирад ар беҳ зи офтоб бигардад,
Ба чашми мардуми донишпажӯҳ, об надорад.
Зи ҳодисоти ҷаҳон бим нест аҳли хирадро,
Ки илм киштии Нӯҳ асту изтироб надорад.

«Мубориза ва ишқ»:

2 Тафовут ин ки ту мастурӣ, ӯ ниқоб надорад

Баъд аз мисраи 10 шаш мисраи «Адабиёти сурх» ин ҷо ҳам зикр ёфтааст. Фақат мисраи авали он ба тариқи зайл аст:

Ту ҷоҳилӣ, нашиносад кас ар ҳуқуқи ту, роҳе

«Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1941; «Куллиёт». ҷ. 1:

2. Тафовут ин ки ту мастурӣ, ӯ ниқоб надорад

Баъд аз мисраи 10 шаш мисраъ айнан чунон ки дар маҷмӯаҳои боло ҳаст, омадааст.

2. Тафовут ин ки ту мастурӣ, ӯ ниқоб надорад

«Асарҳои мунтахаб», 1949:

2. Тафовут ин ки ту мастурӣ, ӯ ниқоб надорад

Баъд аз мисраи 8:

Ҷамоли бехирад ар беҳ аз офтоб бигардад,
Ба чашми мардуми донишпажӯҳ об надорад.

**Ҷоне наю саре, ки ба поят ниҳода нест** ( саҳ. )

Архив, ф. 18. номн. 1, воҳ. ҳифзи. 9:
Дастн, - чопи маш. арабӣ бо таҳр. муалл.

5 Бар ҳоли ман зи рӯйи тааҷҷуб макун нигоҳ

Номн. 2, воҳ. ҳифзи. 2
Дастн. – чопи маш. арабӣ

5 Бар ҳоли ман зи рӯйи тааҷҷуб макун нигоҳ

«Лаолии Лоҳутӣ»:
Сарлавҳа: - Саҳлу сода нест.

5 Бар ҳоли ман зи рӯйи тааҷҷуб макун нигоҳ

Баъд аз мисраи 6:

Шӯрои хатту холи ту мулки дилам хароб
Кард он чунон, ки қобили ҳеҷ истифода нест.

Баъд аз ин мисраъҳои 11 – 12.
9– 10 нест.
Баъд аз мисраи 16:

Дар конфаронси сулҳи сари зулфи ту касе
Дар фикри ошиқони дил аз даст дода нест

Баъд аз ин мисраъҳои 7 – 8.
«Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ.1:

5 Бар ҳоли ман зи рӯйи тааҷҷуб макун нигоҳ

Баъд аз мисраи 6:

Ӯрдуи хату холи ту мулки дилам хароб
Кардончунон, ки қобили ҳеҷ истифода нест

9 – 10 нест.
Баъд аз мисраи 16:

Дар конфаронси сулҳи сари зулфи ту касе
Дар фикри ошиқони дил аз даст дода нест

Баъд аз ин мисраъҳои 7 – 8.

**Булбул аз кунҷи қафас чун назар афтад ба манаш** (саҳ. )

«Лаолии Лоҳутӣ»:
Сарлавҳа: - Дарди ғарибӣ.
Баъд аз мисраи 8:

Гузарад бар ҳарами ҳусни ту гар Юсуфи ҷон,
Исмати ишқ зи ғайрат бидарад пираҳанаш.

Дар охир баъд аз мисраи 16:

Малак андар фалак аҳсант бад-ин шеър кунад,
Биписандад агар ахлоқи накӯи ҳасанаш

«Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941:
Баъд аз мисраи 8

Гузарад бар ҳарами ҳусни ту гар Юсуфи ҷон,
Исмати ишқ зи ғайрат бидарад пираҳанаш.

Дар охир баъд аз мисраи 16:

Малак андар фалак аҳсант бад-ин шеър кунад,
Биписандад агар ахлоқи накӯи ҳасанаш

«Асарҳои мунтахаб», 1949:
Баъд аз мисраи 2 мисраъҳои 11 – 12.
13 – 14 нест.

**Акси рӯйи ёр дар ҷоми мудом афтодааст** ( саҳ. )

«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: - Пеши мо дигар Худо аз эҳтиром афтодааст.
Баъд аз мисраи 6:

Пухтагони заҳмат озоданд аз куфру зи дин,
Муфтхӯр дур аст аз он оташ, ки хом афтодааст.

Пеши зоҳид май ҳаром асту ба қонуни камун
Ҳосили ранҷи касон хӯрдан ҳаром афтодааст.

Баъд аз мисраи 8 :

Бехудони ҷаҳлро бифреб, эй шайхи аҷал!
Пеши мо дигар худо аз эҳтиром афтодааст.
Ҳукми мулку моликият ҳеҷ касро хос нест,
Баъд аз ин ҳар кор бо шӯрои ом афтодааст.

9 Аз халоиқ дам мазан дар пеши Лоҳутӣ, к-ӯ

«Девони Лоҳутӣ», 1938, «Куллиёт», ҷ.1:

Радифи ин шеър ба ҷойи «афтодааст» «уфтодааст» омадааст.

4 Ҷуз дилам, к-андар хами зулфат мудом уфтодааст

Баъд аз мисраъҳои 6 ва 8 чор мисраъ айнан чун дар «Адабиёти сурх» аст.

«Девони Лоҳутӣ», 1939, 1941:

4 Ҷуз дилам, к-андар хами зулфат мудом афтодааст

Баъд аз мисраъҳои 6 ва 8 чор мисраъ айнан чун дар маҷмӯаҳои боло илова шудааст.

Асарҳои мунтахаб, 1944:
Радиф – уфтодааст

4 Ҷуз дилам, к-андар хами зулфат мудом уфтодааст

Баъд аз мисраи 6

Пухтагони заҳмат озоданд аз куфру зи дин,
Муфтхӯр дур аст аз он оташ, ки хом афтодааст.
Пеши зоҳид май ҳаром асту ба қонуни камун
Ҳосили ранҷи касон хӯрдан ҳаром афтодааст.

Баъд аз мисраи 8:

Ҳукми мулку моликият ҳеҷ касро хос нест,
Баъд аз ин ҳар кор бо шӯрои ом афтодааст.

**Фалак ба ҷурми дурустӣ дили маро бишкаст** ( саҳ. 72)

«Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941:

1 Фалак ба ҷурми дурустӣ шикаст қалби маро
2 Магар шикастани қалб аст музди марди дуруст

«Куллиёт», ч.1:
Сарлавҳа: - Дурустӣ.

1 Фалак ба ҷурми дурустӣ шикаст қалби маро
2 Магар шикастани қалб аст музди марди дуруст

**Китобу дафтари дарсу саҳифаи устод** ( саҳ.)

«Лаолии Лоҳутӣ»:
Сарлавҳа: - Ҳар он чи бодо бод!

10 Пас ин ду шиша ба мулки ҷаҳон нахоҳам дод

Баъд аз ин:

Бинӯш бода, ки касро надода ҳукми қазо
Саодати абадӣ андар ин харобобод.
Ба оби бода бикуш оташи ғам, эй фарзанд,
Ки чарх хоки сари Кайқубод дода ба бод.

«Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941:

Сарлавҳа: - Ҳар он чи бодо бод!
Баъд аз мисраи 12:

Ба оби бода бикуш оташи ғам, эй фарзанд,
Ки чарх хоки сари Кайқубод дода ба бод.

**Барои рӯйи ту, эй маҳ, ниқоб лозим нест** (саҳ. )

«Лаолии Лоҳутӣ»:
Сарлавҳа: - Ниқоб лозим нест.
Дар охир, пас аз мисраи 12:

Ту худ ба фатвии ҷумҳури ошиқон шоҳӣ,
Дигар муноқиша дар интихоб лозим нест.
Бихӯр ту хуни дили дардманд Лоҳутӣ,
Дигар ба оташи рӯят кабоб лозим нест.

**Гар ки шӯрои хату холи ту имдод кунад** ( саҳ. )

«Лаолии Лоҳутӣ»:
Сарлавҳа: - Озод кунад.

1 Гар ки ҷумҳурии ҳуснат ҳаваси дод кунад
15 Мусташоре ду-се аз кишвари ҳуснат бифирист
18 Боядаш аз сари ҷон хидмати устод кунад

**Шунидастам ғамамро меҳӯрӣ, ин ҳам ғами дигар** (саҳ. )

«Лаолии Лоҳутӣ»:
Сарлавҳа: - Ин ғами дигар.
Баъд аз мисраи 6:

Маро бо гандуми холаш сару корест, эй воиз,
Ҳадиси ҷаннату кавсар бигӯ бо одами дигар.

«Девони Лоҳутӣ», 1938:
Баъд аз мисраи 6:

Маро бо гандуми холаш сару корест, эй воиз,
Ҳадиси ҷаннату кавсар бигӯ бо одами дигар.

«Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941:
Баъд аз мисраи 6:

Маро бо гандуми холаш сару корест, эй воиз,
Ҳадиси ҷаннату кавсар бигӯ бо одами дигар.

«Асарҳои мунтахаб», 1944:
Баъд аз мисраи 6 мисраъҳои 11 – 12.
12 Маозаллаҳ, агар бикшояд аз гесӯ хами дигар

**Зи шаб то бомдодон мекунам фарёду менолам** (саҳ. )

«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: - Менолам.
Баъд аз мисраи 8 мисраъҳои 13 – 18.
13 Зи фақри зореву дилсахтии молик бувад возеҳ
16 Яқин дорам равад ин мамлакат барбоду менолам
Баъд аз мисраи 18 мисраъҳои 9 – 12.

«Адабиёти сурх», 1932:
Сарлавҳа: - Менолам.
Баъд аз мисраи 8 мисраъҳои 13 – 18.
13 Зи фақри зореву дилсахтии молик бувад возеҳ
16 Яқин дорам равад ин мамлакат барбоду менолам
Баъд аз мисраи 18 мисраъҳои 9 – 12.

18  Ки миллат оҷиз аст аз дафъи ин бедоду менолам

«Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939:
Сарлавҳа: - Менолам.
Баъд аз мисраи 8 мисраъҳои 13 – 18.
16  Яқин дорам равад ин мамлакат барбоду менолам
Баъд аз мисраи 18 мисраъҳои 9 – 12

«Девони Лоҳутӣ», 1941:
Баъд аз мисраи 8 мисраъҳои 13 – 18.
16  Яқин дорам равад ин мамлакат барбоду менолам

«Асарҳои мунтахаб», 1944:
Баъд аз мисраи 8 мисраъҳои 13 – 18, 9 – 12.

**Эй нигори порсӣ, аз мо нигаҳдорӣ бикун** ( саҳ.  )
«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: -Моро парасторӣ бикун.

**Зи меҳр бар рухи бемори худ нигоҳе кун**  (саҳ.)

«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: -  Нигоҳе кун
«Девони Лоҳутӣ», 1941:
8  Туро кӣ гуфто, бирав, ҷанг бо сипоҳе кун

**Дар конфаронси сулҳи умумӣ ба номи дил**  ( саҳ.)

«Лаолии Лоҳутӣ»:
Сарлавҳа: - Ба номи дил.
15  Ҷумҳури адли ҳусни туро ман раиятам

**Хотир ошуфта, ҷигар сӯхта, дилхун шудаам**  ( саҳ.)

«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: Бингар, чун шудаам
2.   Бингар аз зулми амирони ватан чун шудаам
Баъд аз мисраи 10:

Хоҷа сад фаъла ба рӯзе ду қирон кард аҷир,
Боз ҳам шиква аз ин дошт, ки мағбун шудаам.

«Куллиёт», ч.1:
Баъд аз мисраи 10:

Хоҷа сад фаъла ба рӯзе ду қирон кард аҷир,
Боз ҳам шиква аз ин дошт, ки мағбун шудаам.

**Диламро бесабаб озурдаву хастанд чашмонат** (саҳ. 95)

«Девони Лоҳутӣ», 1939:
Баъд аз мисраи 4:

Ба ин шодӣ, ки мебинанд бар болини марги ман,
Ба қатлам бо аҷал, албатта, ҳамдастанд чашмонат.

**Бардор парда, эй санами моҳрӯи ман** ( саҳ.   )
«Мо зафар хоҳем кард»; «Мубориза ва ишқ», «Ҳазор мисраъ»:
Сарлавҳа: Бардор парда.

**Ишқ як дунё шарар дорад, намедонӣ магар?** ( саҳ.98)

«Девони Лоҳутӣ», 1939:
Сарлавҳа: - Намедонӣ магар?

**Тоб аз оташ касе ар дур тавонад кардан** ( саҳ. )

«Мо зафар хоҳем кард», 1931:
Сарлавҳа: - Эй ҳур!

3 Ту мапиндор, ки ҷон бохтану кушта шудан
13 Эй дил, ин сон ки ту саркаш шудаӣ, Лоҳутӣ

«Девони Лоҳутӣ», 1938:

3 Ту мапиндор, ки ҷон бохтану кушта шудан
10 Чораи ин дили ранҷур тавонад кардан
13 Эй дил, ин сон ки ту саркаш шудаӣ, Лоҳутӣ

«Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941:

3 Ту мапиндор, ки ҷон бохтану кушта шудан
10 Чораи ин дили ранҷур тавонад кардан
13 Эй дил, ин сон ки ту саркаш шудаӣ, Лоҳутӣ

«Асарҳои мунтахаб», 1944:

3 Ту мапиндор, ки ҷон бохтан андар раҳи ишқ

«Девони осори мунтахаб», 1946:

10 Чораи ин дили ранҷур тавонад кардан
13 Эй дил, ин сон ки ту саркаш шудаӣ, Лоҳутӣ

«Куллиёт», ч.1:

3 Ту мапиндор, ки ҷон бохтану кушта шудан
9 Аз чӣ чашмат накунад раҳм, чу бо ними нигаҳ
10 Чораи ин дили ранҷур тавонад кардан

**Дил агар кӯҳ бувад, ҳиҷри ту обаш бикунад** (саҳ. )

«Адабиёти сурх», 1927:
Сарлавҳа: - Обаш бикунад.

1 Дил гар аз санг бувад, ҳаҷри ту обаш бикунад
«Девони Лоҳутӣ», 1938; «Куллиёт», ч.1:
1 Дил гар аз санг бувад, ҳаҷри ту обаш бикунад

**Ба ӯ ҷон додаам, ҷонони ман дигар чӣ мехоҳад?** ( саҳ. )

«Мо зафар хоҳем кард», 1931:
Сарлавҳа: - Дигар чӣ мехоҳад?
«Девони Лоҳутӣ», 1938:
Сарлавҳа: - Дигар чӣ мехоҳад?
5 Таҳаккум мекунад бар ман, ки дигар ишқро сар деҳ

Бастанд ҳамраҳон сӯи ёру диёр бор (саҳ. )

Архив, ф. 18, номн. 1воҳ. ҳифзи 10 Дастн. – чопи маш. арабӣ
Баъд аз мисраи 22:

Рӯбоҳ бин ки қасди шикорам намудааст,
Бо он ки буд шер ба сарпанҷаам шикор.
Гардун чӣ лоиқ аст, ки бар ман кунад ситам?
Кайвон чӣ қобил аст, ки бар ман кунад гузор?

25 Бечора нестам, тиҳидастиям мабин
27 Дар мисраи 27 «ба хоки вафо» зада шуда ба ҷои он «ба роҳи амал» навишта шудааст:

В.И. Ленин ба шӯриши Табрез баҳои баланд дода, августи соли 1908 милодӣ дар мақолаи «Моддаи оташафрӯз дар сиёсати ҷаҳон» навишта буд: - *«Аҳволи инқилобиёни Эрон дар мамлакате, ки онро хӯҷаинҳои Ҳиндустон, аз як тараф, ва ҳукумати контреволютсионии рус, аз тарафи дигар, қариб барои дар байни худ тақсим карда гирифтан тайёр шудаанд, вазнин аст. Вале муборизаи сахт дар Табрез, борҳо ба дасти инқилобиёни гӯё аллакай тамоман торумор кардашуда гузаштани муваффақияти ҳарбӣ нишон медиҳад, ки бошибузуқҳои шоҳ, ҳатто бо вуҷуди мададрасонии Ляховҳои[1] рус ва дипломатҳои англис ҳам, аз поён ба сахттарин муқобилат дучор мешаванд. Ин гуна ҳаракати инқилобиро, ки ба кӯшишҳои таҷдиди зарбаи ҳарбӣ дода метавонад ва қаҳрамонони чунин кӯшишҳоро маҷбур мекунад, ки барои мададгирӣ ба қавмҳои дигар муроҷиат кунанд, барҳам додан мумкин нест ва тантанаи комилтарини реаксияи Эрон дар чунин шароит танҳо арафаи ошӯбҳои нави мардум мегардид».[1]*

Мисраи 2. Баргашт на бо майли худ, аз ҳамлаи аҳрор – ишора ба шикаст хӯрдани лашкари истибдодии Муҳаммадалишоҳ аз инқилобиёни Табрез;

Аҳрор – озодихоҳон.

Мисраи 3. Хорбор – хӯрокворӣ, озуқа; хирвор – боре, ки як хар бардошта метавонад.

Мисраи 6. Он миллати боазму ирода – халқи Озарбойҷон дар назар аст.

Мисраи 9. Лахте – чанде, каме.

Мисраи 13. Сангар – шинак, баррикада.

Мисраи 23. Бихӯрдим – бихӯрдиям, яъне ту бихӯрдӣ.

**Лой-лои модарона** (саҳ.    )

Аввалин бор дар рӯзномаи «Эрони нав» бо имзои Лоҳутии Кирмоншоҳӣ 2 феврали соли 1910 милодӣ дарҷ гардидааст. Баъд аз ин Э.Браун онро бо тарҷумаи англисиаш дар китоби худ «Матбуот ва назми Эрони ҳозира» (E. Browne. „The press and noətry of modern Persia port”. Combridge: at the University, 1914, pp. 224-226) ба табъ расонидааст. Е Браун калимаи «болам»-ро «болом», дар мисраи 5 «нанг»-ро «ҷанг» ва дар мисраи 19 «ғайрат»-ро «иззат» навиштааст. Ин шеър дигар дар ҳеҷ куҷо чоп нашудааст ва ба ягон маҷмӯаи шоир дохил нагардидааст. К.Чайкин дар китоби худ «Очерки мухтасари адабиёти навини форс»[2] ин шеърро аллаи «сиёсӣ» номидааст.

**Хотираи машъуми Раҳимхон** (саҳ.32)

---

[1] В.П. Ляхов – полковники армияи подшоҳӣ, ба қӯшунҳои рус, ки дар Эрон ҳаракати инқилобиро фурӯ нишонда буданд, фармондиҳӣ мекард.

[1] В.И. Ленин. Асарҳо, ч.15, Нашриёти Давлатии Тоҷикистон, 1957, саҳ. 179.

[2] К.Чайкин. Краткий очерк новейшей персидской литературы. М., 1928, саҳ. 48.

9 феврали 1910 дар рӯзномаи «Эрони нав» бо имзои «Лоҳутии Кирмоншоҳӣ» чоп шудааст. Баъд аз ин Э.Браун онро бо тарҷумаи англисӣ дар китоби худ «Матбуот ва назми Эрони ҳозира» (саҳ. 238) ба табъ расонидааст. Ин шеър дигар чоп нашудааст.

Раҳимхон – сардори дастаи иртиҷоиюн, ки дар солҳои 1907 – 1908 милодӣ ба муқобили фидоиёни машрутаталаб дар Теҳрон ва баъд дар Табрез ҷангидааст.

Мисраи 2, 6. Рус ва Русия – ҳукумати Русияи подшоҳӣ дар назар аст, ки дар он давра дар Эрон нуфузи калон дошта, лашкари он дар бераҳмона пахш намудани ҳаракатҳои инқилобӣ фаъолият нишон додааст.

Мисраи 5. Сит – овоза.

Мисраи 6. Маҳрус – ҳаросат карда шуда, нигаҳдорӣ карда шуда, маҳфуз, масун.

Мисраи 8. Абус – туршрӯй, чин ба пешонӣ андохта.

Мисраи 15. Адан – аслан адно, яъне паст, нокас, сифла.

**Буз ва фил** (саҳ. )

Ин шеър дар Иттиҳоди Шӯравӣ аввалин бор дар маҷаллаи «Бо роҳи ленинӣ» (соли 1941 № 4-5) чоп шудааст ва ҳамин матн матни асосӣ ба шумор меравад.

Дар Архив дар зери дастхати 1 Теҳрон, соли 1910 милодӣ навишта шудааст. Бинобар ин, ҳангоми муайян кардани санаи таълиф ба ҳамин дастхат такя намудем. Дар «Куллиёт», ҷ.6 ин шеър дар боби «Шеърҳои солҳои гуногун», яъне соли таълифашон номаълум омадааст.

**Шод бимон, эй ҳунарӣ ранҷбар** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб», 1946; «Девон», 1957; «Куллиёт». ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

**Эй хуш он рӯзе, ки дунёро даруни хун бубинам** (саҳ.)

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Доро, ки шавад хаста зи осеби саворӣ** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Девони

Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

Санаи таълифи ин шеър дар китобҳои Лоҳутӣ гуногун аст. Масалан, дар «Девон»-и 1938 июни 1916 милодӣ, «Девон»-и 1939 июни 1914 милодӣ, дар «Куллиёт», ҷ.1, соли 1915 милодӣ аст.

Дар интихоби санаи таълиф ба санаи матни асосӣ ва «Девон»-и соли 1939 милодӣ, ки яке аз мӯътабартарин нашрҳои осори Лоҳутӣ мебошад, такя кардем.

**Шамъу парвона** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - рӯзн. «Комсомоли Тоҷикистон», 1934, № 46, 15 май; маҷал. «БАС», 1934, № 5-6; «Мубориза ва ишқ»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Девони осори мунтахаб»; «Асарҳои мунтахаб», 1949; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

«Шамъ» ва «парвона» аз образҳои машҳури адабиёти классикии форсу тоҷик буда, Лоҳутӣ дар ин шеър ба онҳо мазмуни сиёсию иҷтимоӣ додааст ва ба замони нав – замони тараққиёти техника мувофиқ карда истифода бурдааст.

Мисраи 10. Тури таҷаллӣ – нури илоҳӣ, ин ҷо ба маънои аълотарин комёбӣ. Ишора ба кӯҳи Сино, ки дар Фаластин воқеъ буда, дар он ҷо барои паёмбар Мӯсо китоби Таврот нозил гардидааст.

**Қурбони рӯшноию нуру сафои Шарқ** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Парчаҳои адабӣ»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

Мисраи 8. Ҳавои Шарқ – шоир ин ҷо вазъияти сиёсию иҷтимоиро дар назар дорад.

Ҷойи таълифи ин шеър дар матни асосӣ ва «Девон»-и 1938 милодӣ, Теҳрон, вале дар «Девон»-и 1939, «Девон»-и 1941 милодӣ ва «Куллиёт», ҷ.1. Бағдод аст. Дар ин шеър Лоҳутӣ Шарқ» гуфта пеш аз ҳама Эронро дар назар дорад. Мазмуни умуми шеър ва пеш аз ҳама байти мазкур:

Дар ин чӣ нуктаест, ки чун меравам ба хоб
Рӯҳам чу мурғ мепарад андар фазои Шарқ

шаҳодат медиҳад, ки берун аз хоки Эрон навишта шудааст. Бинобар ин, ҷойи таълифи шеър Бағдод қарор дода шуд.

**Яке Руму яке Юнон парастад** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Парчаҳои адабӣ»; «Мубориза ва ишқ»: «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949.

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

Санаи таълифи ин шеър дар нашрҳои гуногуни осори Лоҳутӣ гуногун омадааст. Масалан, дар «Девон»-и 1938 январи 1916 милодӣ, дар «Девон»-и 1939 январи 1914 милодӣ, дар «Девон»-и 1941 январи 1914 милодӣ, дар «Куллиёт», ҷ.1, 1916 милодӣ аст. Дар зери матни асосӣ сана гузошта нашудааст. Азбаски дар дастхати шоир, дар зери ин шеър соли 1914 милодӣ навишта шудааст, ҳамин сана ба эътибор гирифта шуд.

Ин шеър ҷавобияи Лоҳутӣ ба ғазали шоири Эрон Пури Довуд «Андар парастиш» мебошад, ки бо байти зерин шурӯъ мешавад:

Яке гетӣ, яке Яздон парастад,
Яке пайдо, яке пинҳон парастад.

Агар дар шеъри Пури Довуд хулоса аз парастидани ину он парастидани Эрон бошад, чунон ки мегӯяд:

Агар пурсӣ зи кеши Пури Довуд
Ҷавони порсӣ Эрон парастад

шеъри Лоҳутӣ, ки сар то по аз тазод иборат буда, нобаробариҳои иҷтимоӣ фош мешавад, даъват ба мубориза барои озод кардани заҳматкашон аст:

Агар аз кеши Лоҳутӣ бипурсӣ,
Наҷоти фаълаву деҳқон парастад.

**Бозгашт ва ватан** (саҳ.    )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949.

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

Лоҳутӣ, ки баъд аз ғалабаи иртиҷоъ ва хатари ба даст афтодани соли 1914 милодӣ бори аввал ҷилои ватан карда буд, соли 1915 милодӣ ба Эрон баргашт. Беадолатии ҳукуматдорон, бадбахтию бечорагии мардум аз қадамҳои аввал шоирро мутаассир карда, боиси эҷод гардидани ин шеър шуданд.

**Ин давра касе, ки зар надорад** (саҳ.    )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

Ин шеър дар «Девон» 1938 милодӣ дар қисми «Ғазалҳои нотамом» омадааст, вале дар «Девон»и 1939 милодӣ дар қисми қитъаҳо. Мо низ чун як қитъаи тамом ба қатори шеърҳои тамомшуда дохил кардем.

**Яке аз ранҷи мардум ризқ мехӯрд** (саҳ. 44)

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941: «Куллиёт., ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Бо он ки дар шариати хубон ҳиҷоб нест** (саҳ. 45)

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941: «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ».

Дар матни асосӣ мисраи чорум «айвон» шудааст, ки хатои маҳз аст, бинобар ин ба Эрон ислоҳ шуд. Инчунин дар мисраи 11 ба ҷойи «ар» «аз» омадааст, ки ислоҳ шуд.

**Байни шаҳону давлати сармоядорҳо** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1932; «Сурудҳои озодӣ ва сулҳ», «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Сурудҳои озодӣ ва сулҳ».

Ин қитъа соли 1917 баъд аз Инқилоби феврали Русия навишта шудааст. Баъд аз ин инқилоб қӯшуни рус дар Кирмоншоҳ ба ду гурӯҳ тақсим шуд. Гурӯҳе ба инқилобиён ва гурӯҳи дигар ба қӯшуни Англия ҳамроҳ шуданд. Дар байни қӯшуни рус ба монанди Иван Иосифович Коломейтсев ва рафиқони ӯ болшевикон буданд. Лоҳутӣ, чунон ки гуфтааст, *«номи Ленин, ибораи мубо防изаи синфӣ, роҳбарии пролетариат дар озод кардани истисморшавандагон, сулҳ барои халқҳо ва замин барои деҳқононро»* нахустин бор аз забони онҳо шунид. *«Ашъори онвақтаи ман оҳангу навои дигаре пайдо карданд»*- навиштааст ӯ (Куллиёт, ҷ.6, саҳ. 170) ва ин қитъа инчунин рубоии 36 «Ин тӯпи шаҳон, ки кӯҳ аз ҳам бидарад»-ро (саҳ.133) мисол овардааст.

**Қасри доро, ки чунин поку мунаққаш бошад** (саҳ. 48)

Сарчашмаҳои матн: - «Адабвиёти сурх», 1927; 1932 «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

Мисраи 8. Ахфаш – номи донишманде, ки чун шогирд намеёфт, ба бузи худ дарс такрор мекард, бузи Ахфаш – шогирди нофаҳму нодон.

**Ба духтари Эрон** (саҳ.      )

Сарчашмаҳои матн: Архив, ф.18; рӯзн. «Овози тоҷик», 1925, № 16 – 17, 12, 18 феврал, С.Айнӣ. «Намунаи адабиёти тоҷик»; «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Тоҷикистони сурх», 1935, 7 ноябр; «Эрон», 1935; «Мубориза ва ишқ»: «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб», «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

Дар «Адабиёти сурх», 1932 дар поварақи ин шеър чунин тавзеҳ сабт ёфтааст:

*«Ин шеър дар охири соли 1917 дар муҳоҷират ба хоки Усмонӣ гуфта шудааст».* Дигар дар ҳамаи нашрҳо, аз ҷумла дар матни асосӣ санаи таълиф январи соли 1918 милодӣ аст.

**Гуноҳи чашм** (саҳ. 51)

Дар маҷм. «Лаолии Лоҳутӣ» чоп шуда, ба китобҳои дигари муаллиф дохил нагардидааст.

**Мунозира бо дилдор** (саҳ. 52)

Дар маҷм. «Лаолии Лоҳутӣ» чоп шуда, ба маҷмӯаҳои дигари муаллиф дохил нагардидааст.

**З-ин беш ин ниқоби сияҳро ба рӯ макун** (саҳ.      )

Сарчашмаҳои матн: - «Мубориза ва ишқ»: «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Зи дастат гарчи шуд хунин дили ман** (саҳ. 54)

Сарчашмаҳои матн: - «Мубориза ва ишқ»: «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Девони осори мунтахаб»; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**Ба роҳи ишқ ҷону дину дилро ҳамсафар бурдам** (саҳ.    )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ҷ.1..

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

**Озод шуд ҷаҳону ту др пардаӣ ҳанӯз** (саҳ.)

Сарчашмаҳои матн: - «Мо зафар хоҳем кард», 1931; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Нашуд як лаҳза аз ёдат ҷудо дил** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Дили Лоҳутӣ»; «Мубориза ва ишқ»: «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Девони осори мунтахаб»; «Девон», 1957; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

**Аё сайёд, шарме кун, маранҷон нимҷонамро** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Мо зафар хоҳем кард», 1931; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

Лоҳутӣ дар баъзе шеърҳои овони муҳоҷират мазмунҳои сиёсию иҷтимоиро дар шаклҳои ғиноӣ (лирикӣ) ба воситаи рамзу киноя ифода намудааст. Ӯ худро булбул, Эронро боғу чаман, империалистҳои англисро зоғу заған ва гургу сайёд, ҳукумати иртиҷоии Эронро шубони хоин номидааст. Ин сабк дар шеърҳои «Аё сайёд шарме кун…», «Бозгашт ба ватан» ва дигар силсилаи шеърҳои истанбулӣ мушоҳида мешавад.

**Фақат сӯзи диламро дар ҷаҳон парвона медонад** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Таронаҳо», 1935; 1936; «Мубориза ва ишқ»; «Маҷмӯаи ашӯлаҳо», «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Девон», 1957; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

**«Эй ки гуфтӣ ба фақирону заифон ёрам»** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Парчаҳои адабӣ»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Буто, таровати рӯйи ту офтоб надорад** (саҳ.)

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Мубориза ва ишқ»:

«Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Девон», 1957; «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

**Ҷоне наю саре, ки ба поят ниҳода нест** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Лаолии Лоҳутӣ»; «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

Ҳам дар матни асосӣ, ҳам дар «Девон»-ҳои 1939, 1941 санаи таълифи ин шеър июни соли 1919 милодӣ аст. Дар «Лаолӣ» рабеъулаввали 1337, ки аз рӯйи ҷадвали И.Орбели ба декабри соли 1918 милодӣ мутобиқ аст. Азбаски «Лаолӣ» нашри аз ҳама қадим аст, дар вақти муайян намудани санаи таълиф ба «Лаолӣ» такя кардем.

**Дар маҳзари ҷумҳур баҳоре рада бастанд** (саҳ. )

Ин шеърро Е.Э.Бертелс дар табсираи «Девон»-и соли 1939 милодӣ овардааст ва дигар он дар ҳеҷ куҷо чоп нашудааст. Баъд аз тавзеҳоти шеъри «Аё сайёд шарме кун…» Е.Э. Бертелс навиштааст:

*«Як силсила амсоли ин ашъор, ки Лоҳутӣ дар он даврон гуфтааст, ба ин «Девон» дохил нашудааст, аз он ҷумла яке аз таркиббандҳо, ки Лоҳутӣ дар он мувофиқи орзуи худ Эронро чамани гул, ҷумҳурии Эронро баҳор тасвир кардааст. Мургони чаман (инқилобиюн), ки аз зулми зимистон (англисҳо) ба атрофи ҷаҳон мутаворӣ шудаанд, боз гашта»* (саҳ. 594).

**Аз ин пеш мезад фаришта хурӯш** (саҳ. )

Ин шеър аз хотираҳои А.П. Колпаков, собиқ корманди Институти забон ва адабиёти ба номи Рӯдакӣ гирифта шуд, ки дар бойгонии шӯъбаи мероси адабии ин пажӯҳишгоҳ маҳфуз аст.

А.П.Колпаков моҳи марти соли 1943 ба кори дипломатӣ ба Кирмоншоҳи Эрон фиристода шуда буд. Ӯ дар он ҷо бо дӯстони Лоҳутӣ, инчунин бо бародараш доктор Илҳомӣ ҳамсӯҳбат шудааст. А.П. Колпаков доир ба ин шеър навиштааст:

*«Рӯ ба рӯйи ман муҳаррири рӯзномаи «Бесутун» Саодат нишастааст. Сӯҳбати мо дар атрофи рӯзномае меравад, ки бисёр солҳо муқаддам аз ин Лоҳутӣ таъсис намуда, ёздаҳ шумораи онро бо таҳрири худаш нашр кардааст.*

*Мақолаҳои ӯ, ки дар ҳар шумораи рӯзнома чоп мешуданд, ба муқобили сиёсати англисҳо, дахолати онҳо ба корҳои дигарон нигаронида шуда буданд.*

*Англисҳо хостанд, ки бо ёрии бародараш Лоҳутиро харида гиранд. Онҳо ба назди Илҳомӣ рафта 2000 туман пешниҳод карданд ва гуфтанд,*

*ки «ин аз нӯги хамир фатир аст». Агар Лоҳутӣ дар рӯзномаи «Бесутун» ба муқобили сиёсати англисҳо дигар мақола нанависад, 20000 туман хоҳад гирифт. Доктор Илҳомӣ он пулҳоро нагирифт ва гуфт, ки дар ин мавзӯъ ҳатто аз сухан кардан ба Лоҳутӣ метарсад. Солҳои зиёде ин рӯзнома бо тасвири Дориюш ва шеъри Лоҳутӣ нашр мешудааст».*

Аз тарафи Лоҳутӣ таъсис ёфтани рӯзномаи «Бесутун», ки афкори гурӯҳҳои пешқадами ҷамъиятро ифода мекард, ҳам дар «Тарҷумаи ҳол»-и ӯ (Куллиёт, ҷ. 6, саҳ. 170) ва ҳам дар мактуби ӯ ба Холиқ Мирзозода (29 феврали соли 1949 (Куллиёт, ҷ.6. саҳ. 158) қайд гардидааст.

Рӯзномаи «Бесутун» аз соли 1918 нашр шудааст, бинобар ин, санаи таълифи шеър низ соли  1918 милодӣ тахмин карда шуд.

Мисраи 2. Дориюш – шоҳи давлати Ҳахоманишиҳо. Ин ҷо Дориюши аввал дар назар дошта шудааст, ки Дориюши бузург низ гӯянд (солҳои 522 – 486 то милод). Номи Дориюш дар таърих ҳамчун шоҳи додгустар ва раъиятпарвар, шоҳе, ки барои ободонии кишвараш хеле кӯшишҳо ба кор бурдааст, сабт гардидааст. Давраи салтанати Дориюш пуриқтидортарин давраи Ҳахоманишиён аст.

**Шоми ошиқон** (саҳ.   )

Ин шеър, инчунин шеърҳои «Бозгашти ҷони аҳли дил» (саҳ.66), «Ромам намудӣ» (саҳ. 67), «Агар намешуд» (саҳ. 68), «Метарсам» (саҳ. 69) аввалин бор дар «Лаолии Лоҳутӣ» чоп шуда, муаллиф онҳоро ба ягон маҷмӯаи дигар дохил накардааст.

Дар зери аксари шеърҳои «Лаолӣ» санаи 1337-и ҳиҷрӣ гузошта шудааст, ки вобаста ба моҳи он ба соли 1918 ё 1919 милодӣ мутобиқ меояд. «Лаолӣ» ҳарчанд соли 1921 ба табъ расидааст, дар он ягон шеъре нест, ки дар зераш санаи 1920 ё 1921 гузошта шуда бошад. Бинобар ин, санаи ин шеърҳо то соли 1919 милодӣ тахмин карда шуд. Ин шеърҳо шояд дар айёми наврасии шоир эҷод шуда бошанд, ки оҳангҳои тасаввуфӣ доранд.

**Булбул аз кунҷи қафас чун назар афтад ба манаш** (саҳ.   )

Сарчашмаҳои матн: -  «Лаолии Лоҳути»; «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949;  «Девон», 1957; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ:  - «Девон», 1957.

Ҳам дар «Девон»-и соли 1939, ҳам дар «Девон»-и соли 1941 санаи таълифи шеър «октябри соли 1919 милодӣ» қайд гардидааст. Дар «Лаолӣ» дар зери ин шеър «раҷаб, 1337» навишта шудааст, ки аз рӯйи ҷадвали Орбели ба моҳи апрели соли 1919 милодӣ  рост меояд.

Азбаски «Лаолӣ» қадимтарин нашри осори Лоҳутӣ мебошад, ин

сана ба эътибор гирифта шуд.

**Акси рӯйи ёр дар ҷоми мудом афтодааст** (саҳ.     )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; «Девон», 1957; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

Дар тазмини ғазали Ҳилолӣ «Акси он лабҳои майгун дар шароб афтодааст» гуфта шудааст, фақат дар қофияи дигар.

Мисраи 9. Ташти мо аз аввали дунё зи бом афтодааст. Аз бом афтодани ташт, расво шудан, овоза шудани ягон воқеа, яъне расвоии мо аз аввали дунё овоза шудааст.

**Фалак ба ҷурми дурустӣ дили маро бишкаст** (саҳ.    )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Девон», 1957; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

Варианти аввали ин шеър таҳти сарлавҳаи «Қитъа» («Фалак ба ҷурми дурустӣ» шикаст қалби маро») дар «Лаолии Лоҳутӣ» чоп шудааст. Шояд баъдтар онро шоир аз сари нав навишта бошад, ки ду шеъри мустақилмаъно ба вуҷуд омадааст.

Варианти аввал дар қисми «Шеърҳои нотамом» ҷой дода шуд.

Мисраи 6. «Сунбул ҳаргиз зи шӯразор наруст» -аз Саъдии Шерозист.

**Гирифторам намудӣ** (саҳ.    )

Ин шеър ва шеърҳои «Ҷонон талаб кунам» (саҳ. 74), «Ор надорад» (саҳ. 75) оҳанги тасаввуфӣ дошта, аввалин бор дар «Лаолӣ» чоп шудаанд ва шоир онҳоро ба маҷмӯаҳои дигари худ дохил накардааст.

**Ҷонон талаб кунам** (саҳ.    )

Мисраи 18. Ҳиммат зи подшоҳи Хуросон талаб кунам – шоир Имом Ризоро, ки дар шаҳри Машҳади Хуросон дафн шудааст, дар назар дорад.

**Ор надорад** (саҳ.    )

Мисраи 9. Мансур – Мансури Ҳаллоҷ (858, Тури Форс – 26.03.922,

Бағдод), мутафаккири мутасаввиф. Номи пуррааш Абулмуис Ҳусайн ибни Мансур ибни Маҳама Байдоии Ҳаллоҷ.

Андешаҳои Мансури Ҳаллоҷ тобиши пантеистӣ дошта, хилофи ақидаҳои аҳли шариат буданд. Аҳли ислом ва намояндаи фирқаву силсилаҳои гуногун ӯро барои тарғиби андешаҳои зиддидиниаш таъқиб карда, ба куфру бидъат айбдор намудааст. Ӯро аввал ҳабс намуда, ҳашт моҳ азобу шиканҷа доданд, аммо ӯ аз эътиқоду таълимоти худ даст накашид. Баъд дасту пояшро канда, сарашро аз танаш ҷудо карданд ва ҷасадашро сӯзонданд.

Мисраи 20. Ҳайдари Каррор – яке аз номҳои Алӣ ибни Абӯтолиб, писарамак ва домоди паёмбари ислом - ҳазрати Муҳаммад (с)

**Китобу дафтари дарсу саҳифаи устод** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Лаолии Лоҳутӣ»; «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

Лоҳутӣ роҷеъ ба ин ғазал чунин ҳикоя кардааст:

*«Вақте дар шаҳри Истанбул дар натиҷаи беморӣ аз кор бекор шуда будам ва аз ҷаҳон безор, рӯзе аз гуруснагӣ ба ҷон омадам ва барои ёфтани коре ё хидмате ба ҳоли нотавон ба кӯча равон шудам. Ногоҳ яке аз муҳоҷирони Эронро дидам, ки вай низ дучори чунин вазъияти сахт буда ва эҳтиёҷ ӯро ҳам аз хона ба ҷустани тӯша ба кӯча кашонда ва гӯша ба гӯша давонда буд.*

*Ман аз моли дунё ду китоб доштам, ки пеши ман аз ҳар дороӣ пурқиматтар буданд, он рӯзро то дергоҳе ба даҳ кӯча рафтем ва ба сад магоза мураҷиа кардем, шояд ин ду китобро дар як ҷое ба гарав бигзорем ва нашуд.*

*Охири рӯз, дар айни навмедӣ аз пеши як магозаи бузурги шаробфурӯшӣ мегузаштем. Баъд аз тааммули бисёр ва табодули афкор китобҳоро ба фурӯшандаи шароб додем, ки агар ба мо тиҳидастон эътимод кунад, моро ба додани маблаге қарз имдод намояд. Эҳсоси майфурӯши кӯҳансол аз дидани ин аҳвол ба ҷӯш омада, китобҳоро бо ду гароба шароб ва миқдоре пул ба мо дода ва гуфт: - Шарти гирифтани ин қарзи мухтасар он аст, ки агар қувваи адои онро надошта бошед, дил осуда бимонад ва бидонед, ки ман шуморо биҳил кардам.*

*Ғазали «Китобу дафтари дарсу саҳифаи устод»-ро аз майхонаи пир то кошонаи ҳақири худ дар роҳ сурудам* (Табсираи «Девони Лоҳутӣ», 1939, саҳ. 525 – 526).

**Барои рӯйи ту, эй маҳ, ниқоб лозим нест** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941;«Куллиёт», ч. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.
Байти:

Нуфузи ишқ нигаҳ кун, ки шайхи кӯҳнапараст
Навишта тоза, ки шаръан ҳиҷоб лозим нест.

Солҳои 1918 -1919 шайхулисломи Туркия дар таҳти фишори афкори иҷтимоӣ маҷбур шуда буд, ки бар зидди ҳиҷоб фатвӣ диҳад (Табсираи «Девон»-и 1939, саҳ. 596).

Дар матни асосӣ ва дигар китобҳои Лоҳутӣ санаи таълифи шеър октябри соли 1919 милодӣ, вале дар «Лаолӣ» шаъбони 1337- и ҳиҷрист, ки ба моҳи майи соли 1919 милодӣ мутобиқ меояд. Ба санаи «Лаолӣ» такя кардем.

**Тарки дин кардам** (саҳ. )

Ин шеър дар «Лаолии Лоҳутӣ» чоп шуда, ба дигар маҷмӯаҳои ӯ дохил нагардидааст.

**Гар ки шӯрои хату холи ту имдод кунад** (саҳ. 79)

Сарчашмаҳои матн: - «Лаолии Лоҳутӣ», «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

Аз мисраи шашуми матни асосӣ калимаи «магар» афтидааст, ки аз нашрҳои дигар ислоҳ шуд.

**Шунидастам ғамамро мехӯрӣ, ин ҳам ғами дигар** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Лаолии Лоҳутӣ»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

**Ҳар он ки дарбадарам кард аз ошёнаи пеш** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941;«Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Зи шаб то бомдодон мекунам фарёду менолам** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**Эй нигори порсӣ, аз мо нигаҳдорӣ бикун** (саҳ.      )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927;  «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944;  «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

Таърихи  эҷоди ин шеър ва шеъри «Зи меҳр бар рухи бемори худ нигоҳе кун» (саҳ. 84) чуни наст:

Дар беморхонаи музаффарии эрониён дар Истанбул Лоҳутӣ писарони эрониеро мебинад, ки вазифаи хоҳарони шафқатро баҷо меоварданд. Ин ҳолат асорати зани Эронро бори дигар ба хотири шоир меоварад.

**Зи меҳр бар рухи бемори худ нигоҳе кун**  (саҳ.   )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927;  «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949;  «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ:  - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**Дар конфаронси сулҳи умумӣ ба номи дил** (саҳ.   )

Сарчашмаҳои матн: - «Лаолии Лоҳутӣ»;  «Девони Лоҳутӣ», 1938;  « «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1938.

**Ошиқ шудаам, гуноҳам ин аст** (саҳ.    )

Сарчашмаҳои матн: - «Асарҳои мунтахаб», 1944;   «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1944.

**Хотир ошуфта, ҷигар сӯхта, дилхун шудаам** (саҳ.   )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927;  «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: -  «Девони Лоҳутӣ», 1941.

Ҳам дар матни асосӣ, ҳам дар «Девон»-и 1939 санаи таълифи ин шеър 1924 қайд шудааст. Аммо дар «Адабиёти сурх», 1927 дар поёни шеър дар поварақ чунин шарҳ мавҷуд аст: - «Дар беморхонаи музаффарии Исломбул (19119) суруда», бинобар ин, мо санаи 1919-ро интихоб кардем.

Дар «Куллиёт» низ санаи шеър соли 1919 милодӣ аст.

**Макад ар баччаи бемодари шер** (саҳ.     )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

Дар «Девон»-и соли 1938 ин шеър ва шеърҳои «Шароб аз сустаҳдӣ дар пайи дармони ғам хӯрдам» (саҳ. 89). «Ҳар рӯз мекашид дилам сад сабӯи май» (саҳ. 90) дар қисми «Ғазалҳои нотамом» омадааст, вале дар «Девон»-и соли 1939 ба қисми «Қитъаҳо» дохил аст. Мо низ қитъае, ки як фикри томро ифода мекунад, ба қатори шеърҳои тамомшуда дохил кардем.

**Шароб аз сустаҳдӣ дар паи дармони ғам хӯрдам** (саҳ.     )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939. (Ниг. ба тавз. боло).

**Ҳар рӯз мекашид дилам сад сабӯи май** (саҳ.   )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**Шоистагии эҳтиром** (саҳ.     ). **Такзиби эҳтиромоти маҷозӣ** (саҳ.     ). **Дидаи маърифат** (саҳ.   )

Аввалин бор дар «Лаолӣ» чоп шуда, ба ягон маҷмӯаи дигари шоир дохил нашудаанд.

**Дар ҷаҳон пасттар имрӯз зи эронӣ нест** (саҳ.     )

Аз хотираҳои А.П. Колпаков гирифта шуд. (Ниг. Ба тавзеҳоти саҳ. 331). А.П. Колпаков навиштааст, ки охирин шоҳи сулолаи Коҷориён Аҳмадшоҳ (1897 – 1930, солҳои ҳукмрониаш дар Эрон 1909 – 1925 милодӣ, ки аз Аврупо ба воситаи Истанбул ба Эрон бармегашт, Лоҳутиро ба назди худ даъват намуд. Лоҳутӣ дар ҳузури ӯ ин шеърро хонд.

Дар «Лаолӣ» бахшида ба Аҳмадшоҳи Қоҷор як қасидаи Лоҳутӣ таҳти сарлавҳаи «Дар мавқеи вуруди аълоҳазрати шоҳаншоҳӣ ба Истанбул тақдими остони ҳумоюнӣ шуда» ва шеърҳои «Худо хоҳад кард», «Пас аз ҳаракати шоҳ» чоп шудааст.

Аз мазмуни ин шеърҳо бармеояд, ки Аҳмадшоҳ дар ҳақиқат ҳангоми аз Аврупо баргаштан муддате дар Истанбул маскан гузидааст ва Лоҳутиро қабул кардааст. Дар зери ин шеърҳо санаи зулҳиҷҷаи 1337-и ҳиҷрӣ навишта шудааст, ки ба моҳи феврали соли 1919 милодӣ мутобиқ

аст. Бинобар ин, таълифи ин шеър низ соли 1919 милодӣ дониста шуд.

**Оташе дар дилам аз меҳри ватан ҳаст, к-аз ӯ** (саҳ. )

Порчае аз қасидаи Лоҳутӣ ба Аҳмадшоҳи Қоҷор, ки таҳти сарлавҳаи «Дар мавқеи вуруди аълоҳазрати шоҳаншоҳӣ ба Истанбул тақдими остони ҳумоюнӣ шуда» дар «Лаолӣ» чоп шудааст.

**Диламро бе сабаб озурдаву хаастанд чашмонат** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ. 1.»
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Бардор парда, эй санами моҳрӯи ман** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Мо зафар хоҳем кард», 1931;«Адабиёти сурх», 1932; «Мубориза ва ишқ»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941: «Ҳазор мисраъ»; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ҷ. 1.»
Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**Ва ё ба ҳастии худ чора мекунам, эй дил** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ. 1.»
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.
Дар «Девони Лоҳутӣ», 1938 сана ва ҷои таълифи ин шеър Москва, декабри 1924 милодӣ қайд шудааст, вале азбаски ҳам дар матни асосӣ ва ҳам дар «Девони Лоҳутӣ», 1939 «Истанбул, феврали 1920» зикр ёфтааст, ҳамин сана интихоб шуд.
Мисраи 2. Питёра – нафратангез, манфур.
Мисраи 14. Қайд – макр, ҳила; лаҷҷора – ситезакор, якраҳа.

**Ишқ як дунё шарар дорад, намедонӣ магар?** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ. 1.»
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Тоб аз оташ касе ар дур тавонад кардан** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Мо зафар хоҳем кард», 1931; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ч. 1.»
Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**Дил агар кӯҳ бувад, ҳиҷри ту обаш бикунад** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941 «Куллиёт», ч. 1.»
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Ба ӯ ҷон додаам, ҷонони ман дигар чӣ мехоҳад** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Мо зафар хоҳем кард» , 1931; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт», ч. 1.»
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Бастанд ҳамраҳон сӯйи ёру диёр бор** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Девон», 1957; «Куллиёт», ч. 1.»
Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

Дар табсираи «Девон»-и соли 1939 милодӣ доир ба таърихи эҷоди ин шеър чунин шарҳе мавҷуд аст:

*«Соли 1920 тақрибан ҳамаи муҳоҷирини эронӣ ба харҷи ҳукумати Эрон ва иҷозаи давлатҳои хориҷӣ, ки Истанбулро ишғол карда буданд, ба Эрон рафтанд. Лоҳутиро на ҳукумати Эрон тазкира дод, на давлатҳои хориҷӣ иҷозаи ҳаракат.*

*Дар рӯйи киштии бузурги Утриш, ки дар натиҷаи ҷанги ҷаҳонгирӣ ба дасти итолиёнҳо афтода буд, садҳо муҳоҷири эронӣ дида мешуданд. Инҳо «муҷоҳидини миллии» Эрон буданд.*

*Киштӣ аз истгоҳ ҳаракат карда, рафта-рафта аз соҳил дуртар мешуд. Дар миёни ҳазорҳо тамошочӣ ва бадрақакунандаҳо як касе бо либосҳои кӯҳна ва ҳолати бемор бо ҳасрат ба он киштӣ нигоҳ карда, ба рӯйи қоғаз менавишт:*

*Бастанд ҳамраҳон сӯйи ёру диёр бор,*
*Ҷуз ман, ки дур мондаам аз ёру аз диёр…»*
(саҳ. 597)

**Гул ар ки нест, чӣ ғам, бистаре зи хор ки дорам** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

**Хабар дорӣ, ки аз ғам оташе афрӯхтам бе ту** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Мо зафар хоҳем кард», 1931; «Таронаҳо», 1935; 1936; «Мубориза ва ишқ»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Девон», 1957; «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

Ба ғайр аз матни асосӣ дар тамоми нашрҳо соли таълифи ин шеър 1920 милодӣ омадааст, вале дар матни «Девон»-и 1957, 1919 зикр ёфтааст.

Дар «Девони осори мунтахаб» саҳван августи соли 1929 шудааст, вале шеър дар қатори шеърҳои соли 1920 омадааст. Азбаски дар аксари маҷмӯаҳо соли 1920 милодӣ аст, ин ҷо низ ҳамин сана гирифта шуд.

**Ошиқам, ошиқ ба рӯят, гар намедонӣ, бидон!** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Мо зафар хоҳем кард», 1931; «Таронаҳо», 1935; 1936; «Маҷмӯаи ашӯлаҳо», 1936; «Мубориза ва ишқ»; «Шеърҳои Тоҷикистонӣ»;«Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Сурудҳои озодӣ ва сулҳ»; «Девон», 1957; «Куллиёт», ч. 1.»

Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

**Ба ғайр аз ин ки дар ин рӯзгор ёр надорам** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

Санаи таълифи ин шеър дар «Адабиёти сурх», 1932 саҳван январи соли 1918 милодӣ зикр ёфтааст, дигар дар тамоми нашрҳо январи соли 1921 милодӣ.

Байти:

Қарордоди ту бо ғайрро ба қатли муҳиббон
Аз он даме, ки шунидам, зи ғам қарор надорам –

Ишора ба муъоҳадае, ки ҳукумати онвақтаи Эрон бо империалистони англис моҳи августи соли 1919 милодӣ баста буд.

**Гуфтугӯ аз ошён сайёд пешам мекунад** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Девони осори мунтахаб», «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

**Ниёзи кас напазирад ҳамеша нозкуне** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - маҷал. «Порс», 1921, № 3; «Девони Лоҳутӣ», 1941; «Девони осори мунтахаб»;

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

Ҳам дар матни асосӣ ва ҳам дар «Девон»-и соли 1941 милодӣ санаи таълифи шеър моҳи маи соли 1921 сабт гардидааст, вале дар маҷаллаи «Порс» 20 рабеуссонии соли 1339 аст, ки мувофиқи ҷадвали И.Орбели ба аввали январи соли 1921милодӣ мутобиқ аст.

**Ба дом афтодам** (саҳ. )

Аввалин бор дар маҷал. «Порс», 1921, № 2 чоп шуда, дигар ба ягон маҷмӯаи шоир дохил нагардидааст.

Дар тазмини ғазали Саъдӣ «Ман аз он рӯз, ки дар банди туам, озодам» гуфта шудааст.

**Баъди як умр дар ин хона касе пайдо шуд** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

**Зоҳид, ин даъвии ту лоиқи изҳор ки нест** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: «Адабиёти сурх», 1927; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Дилам бисёр мехоҳад бубинам дилбари худро** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949 «Девони осори мунтахаб»; «Девон», 1957; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

**Ба он турки тундхӯ** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - Архив, ф. 18; маҷал. «Порс», 1921, № 5; «Девони Лоҳутӣ», 1941; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

Дар матни асосӣ санаи таълифи шеър 21 июни соли 1921 милодӣ аст, вале дар маҷал. «Порс» дар зери шеър 10 рамазони соли 1339 навишта шудааст, ки мувофиқи ҷадвали И.Орбели ба 19 майи соли 1921 милодӣ мутобиқ меояд.

**Агарчи рӯзгори ман сиёҳ аст** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Девони Лоҳутӣ», 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

Соли 1921 Лоҳутӣ хабари шӯриши Хиёбониро, ки дар Озарбойҷони Эрон рӯй дода буд, шунида, пинҳонӣ, пойи пиёда аз Истанбул ба Эрон сафар кард. Ин сафар хеле душвор ва пурхатар буда, дар саҳрои Мусил – Бағдод рӯзҳо дар регзор гавдолҳо (чуқурии чоҳмонанд) канда, худро аз сӯзиши офтоб мудофиа намудааст ва шабҳо роҳ мепаймудааст. Ин шеърро дар ҳамон ҳолат гуфтааст (Куллиёт, ҷ.1, саҳ. 240).

**Бо ин ҳама бемеҳрии ҷонон чӣ тавон кард?** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - Архив, ф. 18; маҷал. «Порс», 1921, №4; «Девони Лоҳутӣ», 1941; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ҷ. 1.»

Матни асосӣ: - «Девони осори мунтахаб».

**Дило, бархезу истиқбол кун, дилдор меояд** (саҳ. )

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Парчаҳои адабӣ», 1928; «Таронаҳо», 1935; 1936; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт», ҷ.1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941

**Ба Шамси Касмоӣ (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Мубориза ва ишқ»;
«Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Девон», 1957; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: «Девон», 1957.

Шамси Касмоӣ - шоираи Эрон (соли тав. 1883 милодӣ). Писараш Карими Арбобзода узви Ҳизби Коммунисти Эрон ва иштирокчии Инқилоби Гелон буда, 29 октябри соли 1921 милодӣ дар синни 22-солагӣ аз тарафи дастаҳои мусаллаҳи Мирзо Кӯчикхон кушта шудааст.

(Табсираи «Девон»-и соли 1939, саҳ. 598).

Мирзо Кӯчикхон – (соли тав. номаълум, ваф. ноябри 1921) яке аз ташкилкунандагон ва роҳбарони ҳаракати ҷангалӣ дар Эрон, раиси кумитаи «Иттиҳоди ислом», ифодакунандаи манфиати буржуазияи Эрон буда, дар Кумитаи Инқилобии ҳукумати нави Ҷумҳурии Гелон, ки 8-уми майи соли 1921милодӣ ташкил шуда буд, вазифаи раисиро ишғол мекард. 29 октябри соли 1921 табаддулоти зиддиинқилобӣ ба вуҷуд овард, ки дар натиҷа роҳбарони Ҳизби Коммунисти Эрон кушта шуданд.

**Гар нест ду дасти номвар моро (саҳ.    )**

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Сабзаи навхез»; «Мубориза ва ишқ», «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**Дос ар кашад, ки гардани султон ҳамезанам  (саҳ.    )**

Сарчашмаи матн:  - «Адабиёти сурх»,  1927; 1932; «Мубориза ва ишқ», «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Куллиёт»,ҷ. 1.

Матни асосӣ:  «Девони Лоҳутӣ», 1941.

**Ассало!  (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт», «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Мубориза ва ишқ»; «Девони  Лоҳутӣ», 1938; 1939; 1941; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949: «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: -  «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**Деҳқон хӯроку фаъла  ҷаҳонро бапо кунад (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Рубоиёт»; «Парчаҳои адабӣ»; «Девони Лоҳутӣ»; 1938; 1939; 1941; Куллиёт, ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1941.

## ШЕЪРҲОИ  НОТАМОМ

**Ҳифзи ватан, эй ҳамватанон (саҳ.    )**

Ин  порчаро шоир дар «Тарҷумаи ҳол»-и худ овардааст (Куллиёт, ҷ. 6, саҳ. ).  Соли таълифи он тахминан 1905-1908 милодӣ буда, нақароти яке аз сурудҳои ҷангиест, ки дастаҳои инқилобӣ дар Эрон мехонданд. Матни комили ин суруд ҳам монанди бисёр ашъори Лоҳутӣ дар солҳои оворагӣ гум шудааст.

**Қитъа. Фалак ба ҷурми дурустӣ шикаст қалби маро (саҳ. )**

Фақат дар «Лаолии Лоҳутӣ» чоп шудааст. Таҳрири дигари пурраи он («Фалак ба ҷурми дурусти дили маро бишкаст») дар саҳ. 58 омадааст.

**Ба умеди нав, расми нав, роҳи нав** (саҳ. )

С. Бону аз бойгонии шоир ба чоп ҳозир кардааст: «Садои Шарқ», 1984, № 6.

**Байти 1 (саҳ. )**

Аз бойгонии шоир С. Бону ба чоп ҳозир кардааст: «Садои Шарқ», 1984, № 6.

Мисраи 1. Илҳомӣ – тахаллуси падари Лоҳутӣ.

Абӯтолиб - падари Алӣ ибни Абӯтолиб, писарамак ва домоди паёмбари Ислом – ҳазрати Муҳаммад (с).

**Байти 2** (саҳ. )

Аз «Тарҷумаи ҳол»-и Лоҳутӣ гирифта шуд. Ин байт аз ғазалест, ки ҳангоми аз тариқати «Неъматуллоҳӣ» маъюс ва дилмонда шудани Лоҳутӣ суруда шудааст. Лоҳутӣ дар ин бора навиштааст:

*«Ҳафтаҳо фикр мекардам, ки гирем ҳеҷ хатое ҳам аз дарвешон сар назанад, ҳеҷ касро наёзоранд, вофурашонро пук бизананд ва дар нашъаи банг «олами маънавӣ»-ро сайр кунанд ва ҳақиқатро дар осмонҳо биёбанд, ё ин ки дар ахлоқи шахсӣ монанди муридони Асадуллоҳхон тамоман пок бошанд, ин чӣ фоидае ба мардум мерасонад? Кадом гуруснаро сер мекунад? Кадом бараҳнаро мепӯшонад? Пас, чӣ бояд кард? Ба ин пурсиш посух намеёфтам. Дар замҳарири ин маъюсӣ буд, ки ғазале суруда будам пур аз нафрату дилтангӣ. Баъд он ғазалро сӯзондам. Фақат барои он ки хонандагон ба шиддати парешонии аҳволи он давраи ман пай баранд, оромтарин байте аз он ғазалро ин ҷо менависем»* (Куллиёт, ч. 6, саҳ. 98-99).

**Байти 3 (саҳ. )**

Ин байт низ аз «Тарҷумаи ҳол»-и Лоҳутӣ гирифта шуда (Куллиёт, ч. 6. саҳ. ) аз ғазалест, ки ҳангоми нахустин ғалабаи инқилоби соли 1905-1909 милодӣ дар зери таассуроти шодии умум навишта шуда, мувофиқи маълумоти худи Лоҳутӣ дар рӯзномаи форсии «Ҳаблулматин», ки дар Калкаттаи Ҳиндустон мебаромад, чоп шудааст.

**Байти 4 (саҳ.    )**

Ин байт низ аз «Тарҷумаи ҳол»-и Лоҳутӣ гирифта шуда (Куллиёт, ҷ. 6, саҳ. 166) ташвишу изтироби шоирро аз таҷовузи империалистон ба Эрон нишон медиҳад, зеро ҳамон вақт англисҳо Ҳиндустонро ба мустамликаи худ табдил дода буданд.

## РУБОӢ ВА ДУБАЙТИҲО

**1.Тоҷирписаре шароби гулгун мехӯрд (саҳ.    )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Парчаҳои адабӣ»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938;1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**2. Ид омаду боз ин тавонгарписарон (саҳ.    )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**3. Ин духтари ранҷбар, бубин, метарсад (саҳ.    )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

4. **Ин хоҷаи бешараф, ки ғарқи касаб аст** (саҳ.    )
Сарчашмаи матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Адабиёти сурх», 1932.

**5. Мо рахна ба кори шайху роҳиб кардем (саҳ.    )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1939.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**6. Ин подшаҳону маснаду афсарашон (саҳ.    )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Порчаҳои адабӣ»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939 «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**7. Абнои башар асири ранганд ҳама (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**8. Дар доираи вуҷуд зуд омадаем (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**9. Зулм ар ки Худост, мезанам ман ӯро (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - рӯзн. «Тоҷикистони сурх», 1934, 5 январ; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**10. Мо хасми муроду душмани коми худем (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**11. Аз заҳмати ранҷбар яке тоҷир шуд (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**12. Шоҳ аз пайи манфиат ба ҷанг олуда (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

Дар бораи таърихи эҷоди ин рубоӣ Раҳим Ҷалил дар хотираҳои худ чунин накли Лоҳутиро овардааст:

*«Мӯҳтоҷӣ агарчанде ки маро алавмони учоқи каллапазе карда буд, шеъргӯйиро тарк намекардам. Азбаски дар ҳангоми кор фурсати навиштан набуд ва метарсидам, ки каллапаз аз ин меранҷад, шеърро зери лаб такрор менамудам. Рӯзе се сатр рубоиро борҳо мехондам, ки мисраи чорумаш ҳанӯз набуд.*

*Шоҳ аз пайи манфиат ба ҷанг олуда,*
*Хон карда ба хуни халқ чанг олуда,*
*Зоҳид ба фасоду ному нанг олуда.*

*Ин вақт овози каллапазро шунидам, ки мегуфт:*

*Алқисса, ҷаҳон ҷумла ба ранг олуда!*

- *бигӯй, падарсӯхта! Ин қадар такрор кардӣ!* («Маъвои дил», к. 2, Душанбе: Ирфон, 1983,саҳ261).

**13.Мурдам зи ғаму ранҷбар озод нашуд (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ч. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**14. Як умр раияте ба шайхе нон дод (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ч. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**15. Гӯянд: - фалон амир бахшанда бувад (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Куллиёт», ч. 1.
Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**16. Хоне ба деҳе омада буд аз раҳи рост (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ч. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.
Дар матни асосӣ дар сатри сеюм калимаи «музд» ба калимаи «мард» аз нашрҳои дигар ислоҳ шуд.

**17. Тоҷирбача чунки соҳиби симу зар аст (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**18. Деҳқонписаре хост хурад навбари ток (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

Дар сатри чоруми матни асосӣ «изади пок» ба «Эзиди пок» ислоҳ шуд.

19. **Шоҳ он чи зи кин хонаи деҳқонро сӯхт (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Порчаҳои адабӣ»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949.

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**20. Шоҳон, ки сарои хеш тазйин карданд (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1938.

**21. Шоҳ он чи васоили ситам ҳосил кард (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**22. То донишу дин олати ҷабборонанд (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**23. Деҳқон ба таҳияи ғизои ману туст (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**24. Бе коргарон ҷаҳони ободон нест (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Парчаҳои адабӣ»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; «Куллиёт», ч. 1.

Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1944.

Сатри 4. Дар матни асосӣ «Аллоҳ» аз рӯйи дигар нашрҳо ба «оллоҳ» ислоҳ шуд.

**25. Шаҳ дар ҳаваси ишрати бо симбарон (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ч. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

Мисраи 3. Тасмим-захрнок кардан.

Мисраи 4. Ҳишта – гузошта.

**26. Мо тарки мақому ҷоҳу маснад кардем (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; «Куллиёт», ч. 1.

Матни асосӣ: - «Адабиёти сурх», 1927.

Мисраи 4. Аҳмад яке аз номҳои Паёмбари Ислом - ҳазрати Муҳаммад (с); пайравони Аҳмад – мусалмонон.

**27. Дарвешу кашишу зоҳиди ҳурпараст (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ч. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**28. Ноне, ки ба хони ағниё омадааст (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ч. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**29. Аз пули ҷаримаҳои деҳқонон хон (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ч. 1.

Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**30. Дар кишвари мо ҳазор ҷур аст Худо (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**31. Зоҳид ба хаёли ҳурию ғилмон буд (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**32. Барқ аст Худову илм пайғамбари ӯ (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**33. Ҳарчанд ки баркро Худо гуфтам ман (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**34. Эй коргарон, шумо Худоед, Худо (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**35. Эй коргарон, шумо Худои башаред (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**36. Ин тӯпи шаҳон, ки кӯҳ аз ҳам бидарад (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Сурудҳои озодӣ ва сулҳ»; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Сурудҳои озодӣ ва сулҳ»;
Ниг. тавзеҳоти қитъаи «Байни шаҳону давлати сармоядорҳо» (саҳ. )

**37. Не фарқи забон, на дин, на кишвар, на либос (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**38. Як хона бувад рӯйи замин сар то сар (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Парчаҳои адабӣ»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**39. Таҳсили улум то умумӣ нашавад (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Сатри 3. Бум – замин.

40**. Ҳар кас ба ҷаҳон зи нафъи шахсӣ гузарад (саҳ.)**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

41**. Чун мухталифанд сайди инсону таюр (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Адабиёти сурх», 1927; 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**42. Гар шайху кашиш ҳар ду дар дин ҳақанд (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**43. Зоҳид, ки ба халқ ваъдаи ҳурӣ дод (саҳ. )**

Сарчашмаҳои матн: - «Рубоиёт»; «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**44. Дар ҳақи мо занни бад инсоф нест (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: -  «Девони Лоҳутӣ», 1938;  «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девони Лоҳутӣ», 1938.

45**. Пӯшида чу он рӯйи дилафрӯз бувад (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн:  - «Рубоиёт»;  «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ:  - «Асарҳои мунтахаб», 1949.

**46. Эй духтари Шарқ дод аз дасти ту, дод (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: -  «Рубоиёт»;  «Кремл ва рубоиёт»; «Адабиёти сурх», 1932; «Сабзаи навхез»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: -  «Девони Лоҳутӣ», 1939.

**47. Бе модари хуб комрон натвон зист (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн:  - «Адабиёти сурх», 1927;  «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ:  - «Адабиёти сурх», 1927.

**48. Бошад ба ҷаҳон дар назари донишвар (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: -  «Рубоиёт»;  «Кремл ва рубоиёт»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1944; 1949; «Ҷанги одамизод бо дев»; «Девони осори мунтахаб»; «Сурудҳои озодӣ ва сулҳ»; «Девон», 1957;
«Куллиёт», ҷ.. 1.
Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

**49. Бе заҳмату ранҷ нон намебояд хӯрд (саҳ.   )**

Сарчашмаҳои матн: -  «Рубоиёт»;  «Кремл ва рубоиёт»; «Сабзаи навхез»; «Девони Лоҳутӣ», 1938; 1939; «Асарҳои мунтахаб», 1949; «Девони осори мунтахаб»; «Сурудҳои озодӣ ва сулҳ»; «Девон», 1957; «Куллиёт», ҷ. 1.
Матни асосӣ: - «Девон», 1957.

Лоҳутӣ дар бораи ин рубоӣ дар «Тарҷумаи ҳол»-и худ навиштааст: - *«Дар ашъори онвақтаи ман ҳанӯз ҷаҳонбинии равшан ва ба шакли муайян даромадае вуҷуд надошт; мавзӯъҳои истиқлоли миллӣ, озод*

